ББК 83,3(0)9+83,3 (2 тоҷик)
А-19

*Таҳияи матн ва шарҳи луғот аз*
***НУРМУҲАММАД АМИРШОҲӢ***
*ва*
***МУБАШШИР АКБАРЗОД***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

А-19 **Носири Хусрав.** ***Девони ашъор*** — Душанбе: «Адиб», 2010. - 480 саҳ.

Ин ҷилд мунтахаби қасоид ва матни комили маснавиҳои «Рӯшноинома»-ву «Саодатнома»-и Носири Хусравро дар бар мегирад.

**ISBN 978-9947-2-033-0**

# НОСИРИ ХУСРАВ – АБАРМАРДИ ИЛМУ АДАБ, ИХЛОСУ АМАЛ ВА ҶӮЯНДАИ ҲАҚИҚАТУ ХИРАД

*Буд фарзанди расул он марди дин,*
*Бо хаворич буд ӯро ҷангу кин.*
*Чун набуд ӯ марди майдони сагон,*
*З-он чу лаъл андар Бадахшон шуд ниҳон.*
*Шайх Фаридуддин Аттори Нишопурӣ*

Ҳаким Абӯмуъин Носир ибни Хусрав ал-Қубодиёнӣ ал-Марвазӣ мулаққаб ва мутахаллис ба «Ҳуҷҷат» яке аз симоҳои барҷаста ва шӯҳратманди илму адаби қарни XI буда, бо осори пурарзиши гуногуншаклу мухталифмазмуни саршор аз афкору андешаҳои бикру ҳикматнок, ахлоқӣ, маънавӣ ва ҳаётии хеш дар таърихи тамаддуну фарҳанги форсу тоҷик мақоми баланди сазоворро ишғол менамояд. Мувофиқи нишондоди Носири Хусрав ӯ дар моҳи зулқаъда (20 август – 19 сентябр)-и соли 394 ҳ. (1004 м.) дар мавзеи Қубодиён (ҳоло ноҳияи Носири Хусрави вилояти Хатлони Ҷумҳурии Тоҷикистон)[1], ки дар он айём аз ҷумлаи навоҳии Балх ҳисоб меёфт, дар хонадони деҳқони соҳибэҳтироме ба дунё омадааст. Аҷдоди Носири Хусрав ба хонаводаи бонуфузу мӯътабар тааллуқ дошта, одатан ба иҷрои корҳои давлатӣ ва девондорӣ шуғл меварзидаанд.

Бешубҳа, бештари давраи таҳсил ва илму адабандӯзии Носири Хусрав дар шаҳри Балх, ки дар он рӯзгор маркази муқтадиру муҳимми илмиву фарҳангӣ дар минтақа ҳисоб меёфт ва аҳли хонаводаи ӯ ба он ҷо омада, сукунат ихтиёр карда буд, ҷараён меёбад. Бесабаб нест, ки Носири Хусрав ҳангоми саёҳати ҳафтсолааш ба ин ё он муносибат дар «Сафарнома» аз Балх ҳамчун аз ватани худ ёд мекунад ва дар қасидаҳои дар Юмгон, вақти фирорӣ будан навиштааш пайваста аз дурии худ аз диёру хешу табор бо дарду аламӣ фаровон ёдоварӣ менамояд.

1. Доир ба зодгоҳи ҳақиқии Носири Хусрав будани Қубодиён дар «Сафарнома» ва девони ашъори ӯ маълумоти возеҳу дақиқ мавҷуд аст.

Чунонки маълум аст, дар солҳои 30-40-и қарни XI дар миёни Ғазнавиёну Салчуқиён барои ба даст даровардани Хуросон ҷангу ҷидоли шадид ба вуқӯъ пайваст, ки дар натиҷаи он Ғазнавиён шикаст хӯрданд ва сарзамини Хуросон тамоман ба зери тасарруфи Салчуқиён гузашт.

Он чи аз ҳаёти ин давраи Носири Хусрав маълум гардидааст, он аст, ки ӯ соли 1045 дар Марв ба хидмати султон Ҷағрибеки Салчуқӣ (1040–1063) чун шахси дабирпеша дохил гардида, дар вазифаи мутасаррифи амволу аъмоли султон адои хидмат менамояд. Носири Хусрав дар ин айёми ҳаёти худ бо тарзи давлатдории Салчуқиён, рафтору кир-дори султонҳою амалдорон, ҳамеша дар фикри ҷамъоварии сарвату мол будани онон ва баривоҷу равнақи мамлакат ва беҳбуди ҳаёти мардум, хусусан аҳолии таҳҷоии Мовароуннаҳру Хуросон таваҷҷӯҳе зоҳир накарданашон хубтар ошно мешавад. Ӯ равшан медид ва хуб мушоҳида мекарду дармеёфт, ки Салчуқиён аз ҳама гуна маҳорату маданияти мамлакатдорӣ ва усули барқарор кардани тартибу низоми муайян дар кишвар, асосан, орӣ мебошанд ва ҳамаи иқтидору тарзи ҳукмронии онҳо бар пояи зӯригарӣ ва ситаму куштор қарор дорад. Бинобар ин донишманди нуктасанҷу воқиф дар ашъораш аз суқути давлати мутамаддин ва дорои тартибу низоми пухтаи Сомониён изҳори таассуф намуда, ин аҷнабиёни истилогарро ба гургони биёбон монанд мекунад:

*... Хуросон з-оли Сомон чун тиҳӣ шуд,*
*Ҳама дигар шудаст аҳволу сомон.*
*Зи бас дунё забардастон бимонданд,*
*Ба зери дасти қавме зердастон.*
*Ба суратҳои некӯ мардумонанд,*
*Ба сиратҳои бад гурги биёбон.*

Ба ақидаи Носири Хусрави озодзода, асилзода, деҳқонзода ва ашрофзодаи эронитабор, ки давлатдории Сомониён чун сохту низоми ормонӣ дар хотирааш боқӣ монда буд, Салчуқиён ҳуқуқу салоҳияти маънавии ҳукумат карданро дар Хуросон, дар сарзамини куҳанбунёди тоҷикон надоштанд:

*Хуросон ҷои дунон гашт, гунҷад*
*Ба як хона дарун озода бо дун?*
*Надонад ҳолу кори ман ҷуз он кас,*
*Ки дунонаш кунанд аз хона берун.*
*Ҳамоно хашми Эзид бар Хуросон*
*Бар ин дунон бибoридаст гардун,*
*Ки авбоше ҳаме бе хону бе мон,*
*Дар ӯ имрӯз хон гаштанду хотун...*
*Наботи пурбало ғуз асту қипчоқ,*
*Ки рустастанд бар атрофи Ҷайҳун.*

Шоири далер ва ватандӯсту қавмгаро аз чунин вазъи номатлубу зишт изҳори норозигӣ менамояд, ки бо вуҷуди ҳамаи табоҳкориҳо ҳамеша хатибону рӯҳониёни тамаллуққор ба номи султони бегонатабори аҷнабӣ хутба хонда, бар ӯ таҳсину офарин мехонанд:

*Ба макру ғадр мирад, ҳар кӣ дилро*
*Ба макру ғадр дорад карда маъҷун.*
*Ҳамехонанд бар минбар зи мастӣ*
*Хатибон офарин бар деви малъун...*

Бо дар назардошти ривоҷи рӯзафзуни чунин вазъи номатлуб ва бо мақсади дарёфти мақому мартаба ё чизе ба пеши ин бегонагони аз тамаддун дур сар хам кардани озодзодагон ва ашхоси бо илму донишро Носири Хусрав комилан маҳкум намуда, бо қаҳру ғазаб таъкид мекунад:

*Туркон ба пеши мардон з-ин пеш дар Хуросон*
*Буданд хору оҷиз ҳамчун занон сарой.*
*Имрӯз шарм н-ояд озодазодагонро*
*Кардан ба пеши туркон пушт аз тамаъ дутой.*
*Оби тамаъ бибурдаст аз халқ шарм ё раб,*
*Моро туӣ нигаҳбон з-ин офати самой.*

Илова бар ҷавоби босавоб наёфтан ба чуну чарои ботинӣ ва суолоти маънавии хеш дар сарзамини аҷдодии деҳқонзодагон

ҳукмрон гаштани туркони аҷнабии бодиянишинро мушоҳида карда, Носири Хусрав пас аз андешаву таҳаммули зиёд ба чунин хулосаи қатъие меояд, ки тарки хидмату адои вазифаи дарбори Салҷуқиён намояд ва ба хотири таскин бахшидани рӯҳи ноороми худ ба ҷониби Ҳиҷоз сафар пеш гирад. Аз рӯи маълумоти дар «Сафарнома»-и ҳаким ҷойдошта, ӯ пас аз хоби дар Ҷузҷонон (Гузгонон) дидааш дар моҳҳои октябр-ноябри соли 1045 чунин тасмим мегирад, ки барои дарёфти ҳақиқат ҷониби Қибла сафар ихтиёр намояд: «Шабе дар хоб дидам, ки яке маро гуфт:

– Чанд хоҳӣ хӯрдан аз ин шароб, ки хирад аз мардум зоил кунад, агар баҳуш бошӣ, беҳтар.

Ман ҷавоб гуфтам, ки «ҳукамо ҷуз ин чизе натавонистанд сохт, ки андӯҳи дунё кам кунад». Ҷавоб дод, ки «бехирадӣ ва беҳушӣ роҳате набошад. Ҳаким натвон гуфт касеро, ки мардумро ба беҳушӣ раҳнамун бошад, балки чизе бояд талабид, ки хирад ва ҳушро бияфзояд». Гуфтам, ки «ман инро аз куҷо орам?» – Гуфт:

– Ҷӯянда ёбанда бошад ва пас сӯи Қибла ишорат кард... Чун аз хоб бедор шудам, он ҳол тамом бар ёдам буд. Ин насиҳат бар ман кор кард ва бо худ гуфтам, ки аз хоби чиҳилсола низ бедор гардам».[1]

Бояд хотирнишон сохт, ки ҳамин порчаи рамзии дар «Сафарнома» ҷойдоштаро, мутаассифона, қариб тамоми ховаршиносону муҳаққиқони ҳаёт ва осори Носири Хусрав ба таври бисёр содалавҳона ва айнан сарогози табаддулоти ҷиддӣ дар ҳаёту ақидаи ӯ қаламдод намудаанд. Ба андешаи онҳо ин «хоби ваҳйӣ» гӯё боиси тарки шаробнӯшӣ ва азми ҳаҷгузорӣ кардани Носири Хусрави пайрави мазҳаби Шофеии аҳли суннату ҷамоат гардидааст. Аммо агар мо бо осори Носири Хусрав дурусттар ошно шавему афкору андешаҳои ӯро амиқ санҷем, хоҳем фаҳмид, ки ӯ аз ибтидо пайрави мазҳаби исмоилияи шиа буда, хоби муъҷизавиро барои пинҳон доштани мақсади асосии сафараш чун рамз истифода кардааст. Ҳадафи Носири Хусрав аз зикри пайваста

1. Носири Хусрав. Сафарнома. – с.3.

шароб хӯрдан дар ҳолати ғофилӣ ва дур аз масоили эътиқод ба иҷрои корҳои маъмурию давлатии ҳукмронони бегона гузаронидани зиндагӣ мебошад. Мурод аз он касе, ки дар хоб ба Носири Хусрав панди муфид дода, ба сафари Қибларо пеш гирифтанаш маслаҳат медиҳад, бешубҳа доии исмоилӣ буд, ки ӯ онро бисёр хуб медонист. Чунин ба назар мерасад, ки Носири Хусрав ҳангоми ҷавонӣ ва таҳсилоташ дараҷаҳои поёнии силсилаи дараҷаҳои таълимоти мазҳабро бо муваффақият ва иродатмандӣ тай карда буд ва акнун барои ба дараҷаи баландтар – «ҳуҷҷат» расидан бояд вай бевосита ба ҳузури имом, ки дар он рӯзгор дар Қоҳира қарор дошт, мерафт ва баъди мулоқоту мусоҳаба бо имом бо дастури ӯ ба дараҷаи ниҳоят баланди мазҳабӣ – «ҳуҷҷати ҷазира» дар вазъияту сатҳи олӣ сарфароз мегардид.

Аз ҷониби дигар, хоби дидаи Носири Хусравро тамоман инкор кардан мумкин нест. Барои Носири Хусрави ҳақиқатҷӯй ва ҳақиқатгӯй ҳеч лозим набуд, ки чунин хобро аз худ эҷод кунад. Дар Ғарб ҳоло ба омӯзиши «таҷрибаи динӣ», эҳсосоти динӣ ва ё илоҳӣ» таваҷҷуҳи зиёд пайдо кардаанд, зеро чунин ҳодиса ягона набуда, бо ашхоси зиёд рух додааст. Албатта, ин масъаларо аз нигоҳи илми равоншиносӣ низ шарҳ додан мумкин аст. Охир, чӣ хел одами оқил ва ҳатто то дараҷае огоҳ метавонад ба чунин андешаи содалавҳонаи дар миёни аҳли таҳқиқ то кунун роиҷ бовар кунад, ки Носири Хусрави суннии шаробхӯр баъди як хоби тасодуф тарки рафтору омоли пешинаи худ карда, ҷониби Ҳиҷоз равона шавад ва ҳангоми сафар пеш аз тавофи Хонаи Каъба дар Маккаи муаззама ба Қоҳира рафта, ҳангоми сӯҳбату ошноии якчандрӯза тарки мазҳаби пешта-раи худ кунад ва соҳиби чунин мартабаи олии мазҳаби исмоилия – «ҳуҷҷати соҳибҷазира» гардад. Агар дар Хуросонзамин пайравони мазҳаби исмоилия намебуданд, ин сарзаминро чун яке аз дувоздаҳ ҷазираи ҷой доштани пайравони мазҳаб шуморидан имконнопазир мебуд.

Чунонки маълумоти маъхазҳои гуногун мерасонад, таълимоти мазҳаби исмоилия дар Мовароуннаҳру Хуросон ва Эрон, асосан, дар қарнҳои X-XI интишор ёфта, аз миёни аҳли илму адаб ва дигар қишрҳои ҷомеаи он айём пайравону муътақидон пайдо мекунад. Аммо ин аҳвол чандон тӯл намекашад. Умуман, замони ҳукмронии Ғазнавиёну Салҷуқиён аз даҳшатноктарин ва марговартарин давраҳои

таърихи мазҳаби исмоилия ҳисоб меёбад. Пайравони мазҳаби исмоилия, ки борҳо ба чунин таъқибу фишору куштор дучор гардидаанд, одатан дар чунин ҳолатҳо усули тақия ва пинҳонкориро пеш мегирифтанд. Носири Хусрави ҳаким ва шоири тавоно дар замони Ғазнавиён, хусусан султон Маҳмуд, ки куштани қарматиён, ботиниён ва исмоилиёнро вазифаи ифтихорию рӯҳонии худ медонист, бо ҳамин усули тақияву махфӣ зиндагӣ ва фаъолият менамуд. Худи сафари байни солҳои 1040-1045-и Носири Хусрав ба Ҳинду Синд, хусусан вилоятҳои Лоҳуру Мултон ҳам, ки маркази пайравони мазҳаби исмоилиён дар он диёр ҳисоб меёфт, бо матлаби ошношавӣ бо тарзи зиндагию усули кор ва ташкилу тарзи ба ҷо овардани масоили мазҳабӣ дониста ва ҳадафмандона сурат гирифта буд.

Ҳамон навъе, ки дар боло зикр гардид, сафари Носири Хусрав ба ҷониби Қибла ниҳоят муҳимму пурарзиш буда, бо дастури махсуси шахси соҳибэҳтирому соҳибдарачаи мазҳабӣ оғоз мегардад. Дастури мазкур то андозае ҷиддӣ ва зарур буд, ки Носири Хусрав баъди дарёфти он филфавр омода гардида, баъди таҳвили вазифа ба роҳ мебарояд:

*Бархостам аз ҷою сафар пеш гирифтам,*
*Н-аз хонам ёд омаду н-аз гулшану манзар...*

Носири Хусрав дар ин сафар мисли дигар ҳоҷиёни расмӣ бо корвони ҳоҷиён нарафта, бо ҳамроҳии бародараш Абӯсайид ва як ғуломи ҳиндӣ ҷониби Миср равона мешавад. Роҳи ҳаракати ӯ то андозае муайян ба назар мерасад. Ба ҳамаи ин нигоҳ накарда, Носири Хусрав ба ин сафари Қибла, ки 23-и шаъбони 437ҳ. (мутобиқ ба 4 ё 5-и[1] марти 1046м.) оғоз гардида,[2] 26-и ҷимодиюлохири 444 ҳ. (мутобиқи 24-и октябри 1052 м.) анҷом меёбад, эътибори ҷиддӣ медиҳад ва онро чун айёми бедоршавӣ аз хоби чиҳилсола қаламдод менамояд.

1. Ин тафовути як рӯз ба иллати маълум набудани 28 ё 29-и феврали он сол назди ин ҷонибайн аст.

2. Бо вуҷуди дақиқ дар «Сафарнома» зикр ёфтани ин сана бисёр муҳаққиқони мо, аз ҷумла таҳиягарони матни асар ба алифбои кириллии тоҷикӣ ҳам санаи оғози сафари Носири Хусравро 16-уми октябри со-ли 1045 зикр кардаанд, ки минбаъд ин хато ба дигар асарҳо гузаштааст: Носири Хусрав. Сафарнома. Ба чоп тайёркунандагон К.Айнӣ ва С.Айнӣ. –Душанбе, 1970. –С.5.

Худи ҳамин навъ муносибат ва эътибори махсус қоил шудан аз аҳаммияту арзиши баланд доштани сафари мазкур дар ҳаёти зоҳирию маънавӣ ва ором сохтани рӯҳияи беқарори ҳакими бисёр огоҳ гувоҳӣ медиҳад. Дар тӯли мусофирати ҳафтсолаи худ Носири Хусрав як қатор мавзеъҳои Эрон, Озарбойҷон, Арманистон, Осиёи Хурд, Сурия, Фаластин, Миср, Тунис, Яман, Ҳиҷоз ва Бағдодро сайёҳат карда, бо тарзи зиндагӣ ва расму оини мардумони ин кишварҳо ва ҷойҳои ҷолиби диққати онҳо шинос мешавад.

Аз рӯи нишондоди «Сафарнома» Носири Хусрав дар зарфи ин мусофираташ ду солу нӯҳ моҳу бисту се рӯз дар Қоҳира зиста, чаҳор дафъа тавофи Хонаи Каъба менамояд. Носири Хусрав ҳангоми дар Қоҳира будани худ бо сохту низоми давлатдорӣ, сиёсати дохилию хориҷии оқилонаи халифаи фотимии он давраи Миср ал-Мустансир, вазъи зиндагии нисбатан беҳтару осудаҳолонаи табақоти мардум (дар қиёс бо Хуросону Мовароуннаҳр ва дигар кишварҳои сайёҳаткардаи шоир) ва чӣ тавр дар фаъолияти салотини Миср одилона тавъам сохта шудани масоили дунявию рӯҳонӣ, бархӯрди хеле санҷидаи онҳо бо ҳар дуи ин ҷанбаҳои муҳимми зиндагӣ ҳамаҷониба ошно гардида, бо худи султон ва донишмандону наздикони ӯ мулоқот ва сӯҳбат менамояд.

Мутолааи осори пурарзиши Носири Хусрав, ки асосан ҳамаашон ба забони фасеҳи форсии дарӣ навишта шудаанд, мерасонад, ки ӯ шоиру мутафаккире будааст ниҳоят матинирода, мутадаййин, баландҳиммат, хирадгаро, ҳақҷӯву ҳақгӯ, ватандӯст ва ба мардуми худ содиқ ва қатъи назар аз ҳама гуна таъқибу таҳдиди ҳукмронони замону худовандони зарру зӯр ба пеши касе сари таъзим фуруд наоварда ва дар ситоиши касе аз ин қабил одамон сатре ҳам нагуфтааст. Носири Хусрав ҳамеша ва дар ҳама ҳолат иззати баланди нафс ва шаъну шарафи эронитаборию озодагиашро нигоҳ медоштааст. Байти зерин:

*Ман онам, ки дар пои хугон нарезам*
*Мар-ин қиматӣ дурри лафзи дариро.*

худ шоҳиди барҷастаи ҳамин бузургии шахсият ва матлаби ӯ мебошад. Хислати ниҳоят шоистаи ситоиш ва аз бештари шоирони даврони гузашта мутафовити Носири Хусрав он аст, ки ӯ донишу адаби худододи худро дастовези лаззатҳои дунёию хушиҳои ҳаёт насохт ва ҳаргиз ба мадҳи ҳукмронону сарватмандон лаб накушода, бо нияти тамаллуқ ҳарфе ба забон наёвард. Ӯ дар мушкилтарин давраҳои зиндагии ноҳамвор ва лаҳзаҳои душвори ҳаёти худ фақат ба Худованд рӯ меовард ва аз ӯ кушоишу мадад мехост:

*Эй он, ки дини ту бихаридам ба ҷони хеш,*
*Аз ҷаври ин гурӯҳи харон бозхар маро.*

Оқибат баъди азобу машаққати фаровонро аз сар гузаронидан Носири Хусрав ба Юмгондара ном мавзеи дурдасту назарногири сарзамини Бадахшон паноҳ мебарад. Ҳарчанд ки зиндагӣ дар деҳаи Юмгон барои донишманди номию ҷаҳонгашта чандон хушу осуда набуд, аммо ӯ аз мардуми садоқатманду аҳли дили он диёр қаноатманду хушнуд буд. Дар чунин муҳити тангу тира ва дур аз марказҳои мутамаддини илму адаб ягона андеша ва ақидае, ки дили Носири Хусравро ба зиндагиву оянда гарм месохт, ҳамин эътиқоду имони устувори динӣ буд. Бинобар ин ӯ ба пайравону муътақидони таълимоти худ таъкид карда, мегӯяд:

*Зи Ҳуҷҷат панд бишнав, к-огаҳ аст ӯ*
*Зи расми чархи даввори ситамгор.*
*Накард аз ҷумлагий аҳли Хуросон,*
*Касе з-ӯ бештар бо даҳр пайкор.*
*Ба дин раст охир аз чанголи дунё,*
*Ба тақдири Худои фарду қаҳҳор.*
*Гар аз дунё ба ранҷӣ, роҳи ӯ гир,*
*Ки з-ин беҳтар на роҳ асту на ҳинҷор.*

Носири Хусрав дар ҷое аз девонаш сабаби ба Юмгони дурдаст паноҳ бурданашро чунин баён кардааст:

*Чун набуд ӯ марди майдони сагон,*
*З-он чу лаъл андар Бадахшон шуд ниҳон.*
*Гӯшаи Юмгон гирифту кунҷи кӯҳ,*
*То набинад рӯи шуми он гурӯҳ.*

Сарфи назар аз тангии муҳит ва мушкилиҳои ҳаёти ҳаррӯза ҳакими қаноатпешаву шикастанафс бештар аз 15 соли охири ҳаёташро (вафоташ соли 1088) дар вазъияти нисбатан ором гузаронида, дар баробари адои вазифаи рӯҳонияш ба таълифи осори пурарзиши хеш машғул мегардад ва қариб аксари асарҳояшро дар ҳамин ҷо ба риштаи таҳрир мекашад. Шояд аз ҳамин навъ қаноатмандии маънавии Носири Хусрав ва эҳтирому иродатмандии мардуми Бадахшон нисбат ба ӯву таълимоташ бошад, ки шоир бо вуҷуди ҳамаи сахтиҳои рӯзгору муҳити тангу нодорӣ худро дар Юмгон чун подшоҳ эҳсос мекардааст:

*Зи Ҳуҷҷат ин суханро ёд медор,*
*Ки дар Юмгон нишаста подшаҳвор.*
*(Аз «Рӯшноинома»)*

Ҳакими номӣ бо илму дониши фаровон ва шуҳрати зиёди худ Юмгони хурду назарногирро ба маркази илму адаб табдил медиҳад:

*Кони илму сухани ҳикмат Юмгон аст,*
*То ман, эй марди хирадманд, ба Юмгонам.*

Мардуми қадрдону ҳақшиноси Бадахшон суханҳои саршори ҳикмати Носири Хусравро вирди забон сохта ва дар қаъри дили хеш ҷой дода, дар ҷодаи нигоҳ доштану аз осеби асрҳо муҳофизат намудани нусхаҳои хаттии таълифоти ӯ саъю кӯшиши зиёд кардаанд. Онҳо ба суханони Носири Хусрав чун баёнгари ҳақиқату ҳақшиносӣ ва ростӣ эътиқод доштанд ва худи ӯро бо унвонҳои эҳтиромии «Пир» ё «Пири Шоҳносир» мехонданд ва қадрдонӣ мекарданд. Дар бораи бузургии мақому мартаба ва осори ӯ шоирону адибони қарнҳои баъдии он сарзамин ва кишварҳои ҳамсоя суханҳои тавсифии баланду

мадҳияҳои ҷолиби таваҷҷӯҳ сурудаанд. Аз ҷумла, яке аз онҳо дар ҳаққи шоири шаҳиру ҳакими камназир барҳақ чунин гуфтааст:

*Агар кӯҳи Бадахшон лаъл гардад,*
*Ба дидори бадахшонӣ наарзад.*

Чунон ки ишораҳои дар «Девони ашъор»-и Носири Хусрав ҷойдошта гувоҳӣ медиҳанд, ӯ дар Юмгон бештари вақти худро ба таҳқиқу таълиф сарф карда, дар мавзӯоти мухталиф китоби зиёде таълиф намудааст:

*Мангар бад-ин заиф танам, з-он ки дар сухан*
*З-ин чархи пурситора фузун аст асар маро.*

Ё худ:

*Дар боғу роғи дафтару девони хеш*
*Аз назму наср сунбулу райҳон кунам.*

*Ҳар сол яке китоби даъват*
*Б-атрофи ҷаҳон ҳамефиристам.*

Аз рӯи маълумоти дар осори Носири Хусрав ва баъзе маъхазҳои дигар ҷойдошта асарҳои зерин ба қалами ӯ тааллуқ доштаанд: «Сафарнома», «Девони ашъор», маснавиҳои «Рӯшноинома» ва «Саодатнома», «Ваҷҳи дин», «Зоду-л-мусофирин», «Гузориш ва раҳоиш», «Ҷомеъу-л-ҳикматайн», «Бустону-л-уқул», «Хону-л-ихвон», «Далелу-л-мутаҳаййирин», «Мифтоҳ ва мисбоҳ», «Ихтиёру-л-имон», «Лисону-л-олам». Аммо мутаассифона, шаш асари дар охир зикрёфта бар асари ҳаводиси мухталифи зиндагӣ аз байн рафтаанд ва аз онҳо фақат ном боқӣ мондааст.

Ошноӣ бо унвонҳои ин осор ва шиносшавии сарсарӣ бо асарҳои маҳфузмондаи Носири Хусрав ҳам равшан нишон медиҳад, ки доираи фаъолияти эҷодӣ ва таълифоти ӯ бисёр васеъу гуногун буда, масоили гуногуни илмию ҳаётӣ аз баёни вазъи иқтисодию иҷтимоӣ ва фарҳангӣ то фалсафаи коиноту илоҳиётро дар бар мегирифтаанд. Ҳар яке аз ин асарҳои манзуми мансури гуногуншаклу мухталифмазмун,

ки мавзӯъҳои муҳимму афкори бикрро таҷассум менамояд, хонандагонро ба такмили ҷаҳони маънавӣ ва да-рёфти ахлоқи ҳамида ва нуктаҳои ҳастисозу ҳавосӯз роҳнамун месозад.

Ба ғайр аз асарҳои дар боло зикрёфта, ки ба қалами Носири Хусрав тааллуқ доштани онҳо равшан маълум аст, муаллифони маъхазҳо ва шарҳи ҳолҳою ривоятҳои сохта боз ба ӯ як силсила асару рисолаҳои дигар аз қабили «Иксири аъзам», «Қонуни аъзам» ё «Дастури аъзам», «Канзу-л-ҳақоиқ», «Ал-муставфӣ», «Дар илми Юнон», «Шаш фасл», «Усули одоб», «Умму-л-хитоб», «Рисола дар тавалло ва табарро», «Дар таърихи кавокиб», «Тафсири Қуръон» (маҷбуран ва дар зери таҳдид), «Саҳифот», «Ҳафт боб», «Каломи пир», «Миръоту-л-муҳаққиқин», «Саргузашти Носири Хусрав», «Насабномаи Шоҳносир», «Рисола дар надомати рӯзи қиёмат», «Сафарномаи Машриқ», «Офоқнома» ва амсоли инҳоро низ нисбат додаанд. [1]

Бояд хотирнишон сохт, ки дар Ҷумҳурии Тоҷикистон, Ҷумҳурии Исломии Эрон ва Давлати Исломии Афғонистон дар ҷодаи омӯзишу таҳқиқи ҳаёту осори Носири Хусрав ва табъу нашри мероси илмиву адабии ӯ корҳои зиёде ба субут расидаанд, ки зикри унвони ҳамаи онҳо аз доираи салоҳияти мо ва ин сарсухан берун аст.

**Роҷеъ ба нашри мероси манзуми Носири Хусрав** ҳаминро бояд гуфт, ки дар Эрону Афғонистон матни осори манзуми ӯ борҳо мукаммал ва баъзан ба таври мунтахаб ба табъ расонида шудааст. Дар Тоҷикистон соли 1957 «Гулчине аз девони ашъор» дар таҳияи К.Айнӣ (дар ҳаҷми 172 саҳ.) ва соли 2003 ба муносибати 1000-солагии шоиру донишманди шаҳир тамоми осори манзуми ӯ дар шакли комил (дар 955 саҳ.) дар таҳияи А.Девонақулов, А.Алимардонов, Н.Амиршоҳӣ ва Ф.Бобоев мунташир сохта шудааст. Албатта, сатҳи илмию саҳеҳ будани матни ашъор дар ин чопҳо мухталиф мебошад ва сарфи назар аз саъю кӯшиши зиёди матншиносони кишварҳои

---

1. Доир ба ин мавзӯъ нигаред: А.Бертельс, М.Бакоев. Алфавитный каталог рукописей обнаруженных в Горно-Бадахшанской Автономной области экспедицией 1959-1963 гг.. - М.: «Наука», 1967; Амрияздон Алимардонов. Махзани пурқимати мероси маънавӣ, фаслномаи илмӣ-фарҳангии «Ому», соли дувум, шумораҳои 2, 3, 4, 1380. –С.239-241.

ҳамзабон ҳеч яке аз ин матнҳои чопгардидаи осори манзуми Носири Хусравро (агарчи комёбиҳои баъзеи ин нашрҳо ба назар намоён аст), наметавон комилан бебаҳс ва мукаммал шуморид. Зеро дар ҳамаи онҳо калимаю ибораҳо, мисраъҳо ва байтҳои норавшану ғалат дучор меоянд. Ҳатто даро қисмате аз ин чопҳо порчаҳои шеърӣ ва ё қасидаи мукаммале афзуда шуда-анд ва баръакс дар баъзеи дигарашон ин навъ порчаҳои шеърӣ ва қасидаҳо сабт нагардидаанд. Аз ҳама бадтар ин аст, ки ҳеч яке аз ин матнҳо дар заминаи ду ё се нусхаи хаттии ба замони Носири Хусрав наздик ва ё худ нусхаҳои хаттии аз дастбурди мухолифону бадхоҳони шоир эминмонда таҳия карда нашудаанд. Бинобар ин бояд донишмандони ҳар се кишвари ҳамзабон бояд ҷустуҷӯи нусхаҳои нисбатан қадимию боэътимоди осори назмии Носири Хусравро идома диҳанд.

Ногуфта намонад, ки соли омодагӣ ба ҷашни 1000-солагии Носири Хусрав барои бо алифбои кунунии тоҷикӣ таҳия намудани тамоми осори манзуми шоир бо унвони ҷилди аввали «Куллиёт. Девони ашъор ва маснавиҳои «Рӯшноинома», «Саодатнома» як ҳайати донишмандону матншиносони соҳибтаҷриба ташкил карда шуда буд. Ин гурӯҳ дар заминаи истифодаи «Девони ашъор»-и Носири Хусрави Қубодиёнӣ, ба тасҳеҳи Ҳоҷӣ Сайид Насруллоҳи Тақавӣ ва эҳтимоми М.Минавӣ (Теҳрон, 1307), «Девони Носири Хусрав» ба тасҳеҳи М.Минавӣ ва М.Муҳаққиқ (Кобул, 136) ва дар ҳолатҳои зарурӣ ҷалб сохтани нусхаи хаттии таҳти рақами 325-и Ганҷинаи дастнависҳои шарқии Академияи улуми Тоҷикистон матни дар фавқ зикршударо таҳия намуда, ба табъ расониданд. Аммо мутаассифона, бо вуҷуди саъю кӯшиши зиёд дар матни ашъори Носири Хусрав як силсила норасоиҳои ҷиддӣ низ роҳ ёфтаанд. Бар замми ин шарҳу тавзеҳҳо доир ба калимоту таъбирот ва мафҳумҳою воқеаю ҳодисаҳои дар ашъори шоир ёдоваригардида ба таври ноқис, мухтасар ва номукаммалу номураттаб оварда шудаанд. Ҳол он ки ин нашр барои доираи васеи мардум пешбинӣ шуда буд ва шарҳу тавзеҳот ҳам бояд ба сатҳи хонандаи умум мувофиқ дода мешуд. Дигар ин ки теъдоди ин нашр ҳамагӣ 500 нусха буда, дар ҳеч сурат талаботи рӯзафзуни доираи

васеи хонандагонро, ки рӯз то рӯз меафзояд, қонеъ гардонида наметавонист. Бинобар ин соли 2007 мо ду на-фар корманди илмии бо осори Носири Хусрав ва афкору услубу хусусиятҳои забони таълифоти ӯ воқиф ба аз нав тасҳеҳу такмил намудани матни куллиёти осори манзуми Носири Хусрав, васеътар сохтани қисмати шарҳу тавзеҳот ва ҳатталимкон бартараф ва ҳаллу фасл кардани нуқсонҳои дар нашри пеш ҷойдошта шурӯъ намудем.

**Матни ҳозираи «Девони ашъор»** дар заминаи истифодаи нашрҳои солҳои гуногуни «Девони ашъори... Носири Хусрави Қубодиёнӣ», ба тасҳеҳи Ҳоҷӣ Сайид Насруллоҳи Тақавӣ ва бо муқаддимаи муфассали С.Ҳ.Тақизода (1304-1307, 1348, 1384), «Девони Носири Хусрав», ҷилди аввал, ба тасҳеҳи М.Минавӣ ва М.Муҳаққиқ, Кобул, 1366 ва инчунин ҷалб сохтани нусхаи дастнависи таҳти рақами 399/11 (китобаташ соли 1050ҳ. баробар ба 1640м) «Девон», нусхаҳои таҳти рақамҳои 951/2, 1398/1, 1316/2 «Рӯшноинома» ва нусхаҳои таҳти рақамҳои 951/3, 1398/2, 1316/3 «Саодатнома» аз Ганҷинаи дастнависҳои шарқии Академияи илмҳои Тоҷикистон таҳия ва такмил гардидааст. Ҳангоми такмили матни ашъори Носири Хусрав барои рафъи иштибоҳот, ҳаллу фасли баъзе гиреҳҳои мушкил ва дарёфти шакли саҳеҳу маънидори калимаю ибораҳо ва ҳатто мисраъу байтҳои ҷудогонаи ашъори ӯ мо аз матнҳои мунтахаби дар Эрон мунташиргардида истифода бурдем. [1]

Бар замми ин дар мавридҳои ҷудогона барои тасҳеҳи калимаю ибораҳои матн ва ҷобаҷогузории дурусти баъзе байтҳо чопи сангии «Девон»-и шоир низ ҷалб сохта шуд[1].

Бо дарназардошти ҳадафи ин нашр, ки илмии оммавист ва барои доираи васеи хонандагон пешбинӣ гардидааст, мо таҳиягарон дар ҷараёни кор тамоми ҷидду ҷаҳди худро, асосан, ба дурусту саҳеҳ овардани матн (аз чопҳо ва ё дастнависҳои осори манзуми шоир) ва халалдор нагардидани маънии он равона сохтаем.

---

1. Гузидаи ашъори Носири Хусрав, интихоб ва шарҳи Ҷаъфар Шиор, чопи ҳаштум. –Теҳрон, 1370; Таҳлили ашъори Носири Хусрав, ба инзимоми панҷ пайваст. Таълифи Маҳдии Муҳаққиқ. –Теҳрон, 1374; Шарҳи сӣ қасида аз ҳаким Носири Хусрави Қубодиёнӣ, бо эҳтимоми М.Муҳаққиқ. –Теҳрон, 1381.

Чунин ҳолатро ҳам бояд ба эътибор гирифт, ки забони назми Носири Хусрав бисёр ғаниву рангин ва доираи истифодаи калимаҳою таъбирҳои холиси форсӣ ҳам дар ашъори ӯ ниҳоят васеъ мебошад. Бо мурури замон як силсилаи ин калимаю таъбирҳо фаромӯш шудаву аз истифода баромадааст ва дар баъзе мавридҳо ба ҷои онҳо корбасти калимаҳою таъбирҳои дигар (аксар аз забонҳои бегона) роиҷ гардидааст. Аз ҷумла, дар ашъори Носири Хусрав ба ҷои сақф, кундош, юнучқа ва хараки гилкории минбаъд маъмулгардидида калимаҳои форсии осмона, анбоғ, сапист ва хав кор фармуда шудааст. Ин ҳолат мо – меросхӯрони осори Носири Хусравро водор месозад, ки таълифоти ӯро аз ҷиҳати забонӣ ва тарзи истеъмоли калимоту иборот аз нуқтаи назари талаботи замони ҳозира омӯзем ва роҳу усули эҳё намудани он калимаю ибораҳоро муайян намоем. Барои зарурати омӯзиши осори Носири Хусравро аз ин дидгоҳ таъкид намудан ва онро ҳамчун махзани ғанӣ ва пурбаҳо нишон додан, ҳамин вазъро ҳам зикр кардан басанда аст, ки фарҳангшиносони машҳури Эрон – М. Муъин ва А. Деҳхудо дар луғатномаҳои ниҳоят муфассали худ як силсила калимаҳою таъбирҳои забони форсиро фақат дар осори Носири Хусрав дарёфт кардаанд ва мисолҳоро ҳам фақат аз он осор иқтибос овардаанд.

Чунонки хонандаи арҷманд ҳангоми мутолааи китоби кунунӣ мушоҳида хоҳад кард, дар ашъори Носири Хусрав мӯҷазу кӯтоҳбаёнӣ ва дар шакли ихтисорёфтаву шикаста истифода бурдани калимаю вожаҳо (хусусан дар қофияҳовурадифҳо) ба таври хеле зиёд ба назар мерасад. Мо дар вақти таҳияи матни ашъори шоир барои огоҳ сохтани хонандаи гиромӣ аз чунин усули истеъмоли калимаю вожаҳо ва ҷудо кардани қисмати аслии мафҳумҳо аломати «-»-ро ба кор бурдаем (аз қабили м-озор, то-т, яъне маозор ва тоат ва ғ.).

Дар ашъори Носири Хусрав монанди дигар шоирони қарнҳои X-XI форсу тоҷик пешоянди «дар» бештар ба ҷою

1. Девони ҳаким Носири Хусрави Алавӣ маъа савонеҳи Умрии Ҳаким. –Нашри Ҳинд, (бе сабти санаи нашр).

мазмуни «андар» истифода гардидааст ва мо барои роҳ надодан ба иштибоҳ дар ин ҷода дар ҷойҳои зарурӣ пеш аз пешоянди мазкур аломати «-»-ро (-дар) гузоштаем.

Дигар хусусияти забони ашъори Носири Хусрав ба таври хеле зиёд ба ҷои «и»-и изофӣ мисли гӯиши шеваи забони тоҷикӣ корбаст гардидани «й» монанди «хонай», «гузидай», «баргузидай» ва ғ. мебошад, ки дар аксари ҷойҳо ин шакли навишт ба хотири риояи қофия истифода бурда мешавад.

Дар анҷом бояд ҳаминро ҳам зикр кард, ки мо ҳамаи он тасҳеҳоту тағйироти заруриро ба матни осори манзуми Носири Хусрав, ки асосан, аз рӯи чопҳои дар фавқ ёдоваришуда таҳия гардидааст ва бо аломати «Ч», яъне «чопӣ» сабт шудааст, дар заминаи нусхаҳои хаттии дар боло муаррифишудаи Ганҷинаи дастнависҳои шарқии Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон ворид сохтаем. Ин нусхаҳои хаттӣ бо аломати «Д», яъне «дастнавис» ишора гардидаанд.

Дар хотима мехоҳем мутобиқи фармудаи Ҳуҷҷати Хуросон:

*Дар шеър зи такрори сухан бок набошад,*
*Зеро ки хуш ояд сухани нагз ба такрор.*

сарсухани хешро бо чунин сатрҳои пурмазмун ва саршор аз ҳикмату андарзи камназири Шоҳносири Хусрави Қубодиёнӣ анҷом бидиҳем, ки ӯ мегӯяд:

*Бо лашкари замонаву бо теғи тези даҳр*
*Дину хирад бас аст сипоҳу сипар маро.*
*Гар ман асири мол шавам ҳамчу ину он,*
*Андар шикам чӣ бояд заҳри ҷигар маро...*
*Гар боядат ҳаме, ки бибинӣ маро тамом,*
*Чун оқилон ба чашми басират нигар маро.*
*Мангар бад-ин заиф танам, з-он ки дар сухан*
*З-ин чархи пурситора фузун аст асар маро.*
*Ҳарчанд масканам ба Замин аст рӯзу шаб,*
*Бар чархи ҳафтум аст маҷоли сафар маро...*

*Шукр он Худойро, ки суи илму дини хеш*
*Раҳ дод суи раҳмату бикшод дар маро...*
*В-аз дидану шунидани дониш яла накард,*
*Чун душманони хеш ба дил кӯру кар маро...*
*Ҳар кас ҳаме ҳазар зи қазову қадар кунад*
*В-ин ҳар ду раҳбаранд – қазову қадар маро.*
*Номи қазо хирад куну номи қадар сухан,*
*Ёд аст ин сухан зи яке номвар маро.*

***Амрияздон АЛИМАРДОНОВ***
***Нурмуҳаммад АМИРШОҲӢ***

❁ ❁ ❁

Эй қуббаи гардандаи беравзани хазро,
Бо қомати фартутию бо қуввати барно.
Фарзанди туем, эй фалак, эй модари бадмеҳр,
Эй модари мо, чунки ҳаме кин кашӣ аз мо?
Фарзанди ту ин тира тани хомуши хокист,
Покиза хирад нест, на ин ҷавҳари гӯё.
Тан хонаи ин гавҳари волои шариф аст,
Ту модари ин хонаи ин гавҳари воло.
Чун кори худ имрӯз дар ин хона бисозам,
Муфрад биравам, хона супорам ба ту фардо.
Зиндони ту омад, писаро, ин тану зиндон
Зебо нашавад, гарчи бипӯшӣ-ш ба дебо.
Дебои сухан пӯш ба ҷон-бар, ки туро ҷон
Ҳаргиз нашавад, эй писар, аз дебо зебо.
Ин банд набинӣ, ки Худованд ниҳодаст
Бар мо, ки набинад-ш магар хотири бино.
Дар банд мудоро куну дарбанд миёнро,
Дар банд макун, хира талаб мулкати Доро.
Гар ту ба мудоро кунӣ оҳанг, биёбӣ
Беҳтар басе аз мулкати Доро ба мудоро.
Бишкеб, азеро ки ҳаме даст наёбад
Бар орзуи хеш, магар марди шикебо.
В-ар-т орзуи лаззати ҳиссӣ бишитобад,
Пеш ор зи Фурқон сухани Одаму Ҳавво.
Озор магир аз касу бар хира маёзор
Касро магар аз рӯи мукофот мусово.
Пуркина мабош аз ҳамагон доим чун хор,
На низ ба якбора забун бош чу хурмо.
К-аз ганд фитодаст ба чоҳ-андар саргин,
В-аз бӯи чунон сӯхта шуд уд мутарро.
Бо ҳар кас маншину мабур аз ҳамагон низ,
Бар роҳи хирад рав, на магас бош, на анқо.
Чун ёри мувофиқ набувад, танҳо беҳтар,
Танҳо беҳ сад бор, чу бо нодон ҳамто.
Хуршед, ки танҳост, аз он нест бар ӯ нанг,
Беҳтар зи Сурайёст, ки ҳафт аст Сурайё.

Аз бешию каммии ҷаҳон танг макун дил,
Бо даҳр мудоро куну бо халқ мувосо.
Аҳволи ҷаҳони гузаранда гузаранда-ст,
Сармо зи паси гармо, сарро паси зарро.
Ноҷуста беҳ он чиз, ки ӯ бо ту намонад,
Бишнав сухани хубу макун кор ба сафро.
Дар хок чи зар монаду чи сангу туро гӯр
Чи зери куриҷию чи дар хонаи хазро.
Бо он ки баровард ба Санъо дари Ғумдон,
Бингар, ки намондаст на Ғумдону на Санъо.
Девест ҷаҳон саъбу фиребанда мар-ӯро
Ҳушёру хирадманд наҷустаст ҳамоно.
Гар ҳеч хирад дорию ҳушёрию бедор,
Чун маст марав бар асари ӯ ба таманно.
Обест ҷаҳон тираву бас жарф, бад-ӯ-дар
Зинҳор, ки тира накунӣ ҷони мусаффо.
Ҷонат ба сухан пок шавад, з-он ки хирадманд
Аз роҳи сухан баршавад аз чоҳ ба Ҷавзо.
Фахрат ба сухан бояд, азеро-к бад-ӯ кард
Фахр он, ки намонд аз паси ӯ ноқаи азбо.
Зинда ба сухан бояд гаштан-т, азеро-к
Мурда ба сухан зинда ҳамекард Масеҳо.
Пайдо ба сухан бояд мондан, ки намондаст
Дар олам кас бе сухани пайдо пайдо.
Он беҳ, ки нагӯӣ, чу надонӣ сухан, эро-к
Ногуфта басе беҳ бувад аз гуфтаи расво.
Чун тир сухан рост кун, он гоҳ бигӯяш,
Беҳуда магӯ, чӯб мапартоб зи паҳно.
Некӯ ба сухан шав, на бад-ин сурат, азеро-к
Воло ба сухан гардад мардум, на ба боло.
Бодом беҳ аз беду сапедор ба бор аст,
Ҳарчанд фузун кард сапедор дарозо.
Бедор чу шайдост ба дидор, валекин
Пайдо ба сухан гардад бедор зи шайдо.
Дарёи суханҳо сухани хуби Худой аст.
Пургавҳари боқимату пурлӯълӯи лоло.
Шӯр аст чу дарё ба масал сурати танзил,
Таъвил чу лӯълӯст суи мардуми доно.

Андар буни дарёст ҳама гавҳару лӯълӯ,
Ғаввос талаб кун, чӣ давӣ бар лаби дарё?
Андар буни шӯроб зи баҳри чӣ ниҳодаст
Чандин гуҳару лӯълӯ дорандаи дунё.
Аз баҳри паямбар, ки бад-ин сунъ варо гуфт:
«Таъвил ба доно деҳу танзил ба ғавғо.»
Ғаввос туро ҷуз гилу шӯроба нادодаст,
Зеро ки надидаст зи ту ҷуз ки муъодо.
Маънӣ талаб аз зоҳири танзил чу мардум,
Хурсанд машав ҳамчу хар аз қавл ба ово.
Қандил фурӯзӣ ба Шаби Қадр ба масҷид,
Масҷид шуда чун рӯзу дилат чун шаби ялдо.
Қандил маяфрӯзу биёмӯз, ки қандил
Берун набарад аз дили пурчаҳли ту залмо.
Дар зӯҳд наӣ, бино лекин ба тамаъ-дар
Бархонӣ дар чоҳ ба шаб хатти муаммо.
Гар мор наӣ доим, аз баҳри чароянд
Мӯъмин зи ту ноэмину тарсон зи ту тарсо?
Махрому машав хуррам аз иқболи замона,
Зеро ки нашуд вақфи ту ин курраи ғабро.
Осема басе кард фалак бехирадонро,
В-ошуфта басе гашт бад-ӯ кори муҳайё.
Доро, ки ҳазорон хадаму хайлу ҳашам дошт,
Бигзошт ҳама поку бишуд худ тани танҳо.
Бозест рабоянда замона, ки наёбанд
З-ӯ халқ раҳо ҳеч, на мавливу на мавло.
Рӯзест аз он пас, ки дар он рӯз наёбанд
Халқ аз ҳукми адл на малҷову на манҷо.
Он рӯз биёбанд ҳама халқ мукофот,
Ҳам золиму ҳам одил бе ҳеч муҳобо.
Он рӯз дар он ҳавлу фазаъ бар сари он ҷамъ
Пеши шуҳадо дасти ману домани Заҳро.
То доди ман аз душмани авлоди паямбар
Бидҳад ба тамом Эзиди додори таъоло.

❁ ❁ ❁

Ба чашми ниҳон бин ниҳони ҷаҳонро,
Ки чашми аёнбин набинад ниҳонро.
Ниҳон дар ҷаҳон чист? – Озода мардум,
Бибинӣ ниҳонро, набинӣ аёнро.
Ҷаҳонро ба оҳан нашояд-ш бастан,
Ба занҷири ҳикмат бибанд ин ҷаҳонро.
Ду чиз аст банди ҷаҳон – илму тоат,
Агарчи кушод аст мар-ҳар дувонро.
Танат кону ҷон гавҳари илму тоат,
Бад-ин ҳар ду бигмор танрову ҷонро.
Ба сони гумон буд рӯзи ҷавонӣ,
Қароре набудаст ҳаргиз гумонро.
Чӣ гуна кунад бо қарор осмонат?
Чу худ нест аз бун қарор осмонро.
Суи он ҷаҳон нардбон ин ҷаҳон аст,
Ба сар бар шудан бояд ин нардбонро.
Дар ин боми гардону ин буми сокин
Бибин санъату ҳикмати ғайбдонро.
Нигаҳ кун, ки чун кард бе ҳеч ҳоҷат
Ба ҷони сабук ҷуфт ҷисми гаронро.
Кӣ овехтаст андар ин сабз гунбад
Мар-ин тира гӯйи дурушти калонро?
Чӣ гӯйе, кӣ фарсояд ин чархи гардон,
Чу беҳадду мар бишмарад солиёнро?
На фарсуданӣ сохтаст ин фалакро,
На оби равону на боди базонро.
Азеро ҳаким асту сунъ асту ҳикмат,
Магӯ ин сухан ҷуз мар-аҳли баёнро.
Азеро сазо нест асрори ҳикмат,
Мар-ин бефасорони бераҳбаронро.
Чӣ гӯӣ, бувад мустаъон мустаъон гар,
Набошад чунин мустаъин мустаъонро.
Агар уштуру аспу астар набошад,
Куҷо қаҳрамонӣ бувад қаҳрамонро?
Макону замон ҳар ду аз баҳри сунъ аст,
Аз ин нест ҳадде Замину замонро.

Агар гӯӣ: ин дар Қурон нест, гӯям:
Ҳамоно накӯ менадонӣ Қуронро.
Қуронро яке хозине ҳаст, к-Эзид
Ҳавола бад-ӯ кард мар инсу ҷонро.
Паямбар шубонӣ бад-ӯ дод аз уммат
Ба амри Худой ин рамай бекаронро.
Бар он баргузидай Худою паямбар,
Гузидӣ фалону фалону фалонро.
Маъоний Қуронро ҳаме з-он надонӣ,
Ки тоат надорӣ ҳаме мар-шубонро.
Қурон хони маънист, ҳон эй қуронхон,
Нигар мизбон кист ин шӯҳра хонро?
Аз ин хони хуб он хӯрад нону неъмат,
Ки бишносад он меҳрубон мизбонро.
Ба мардум шавад обу нони ту мардум,
Набинӣ, ки саг саг кунад обу нонро.
Аз ин кард дур аз хуришҳои он хон
Меҳин шахси он душмани хонадонро.
Чу Ҳоруту Морут лабхушк аз он аст,
Абар шатти Даҷла мар-он бадгумонро.
Агар дӯстий хонадон боядат ҳам,
Чу Носир ба душман бидеҳ хонумонро.
Махур андуҳи хонумон, чун намонад
Ҳаме хонадон низ султону хонро.
Зи дунё зиёнат зи дин суд кардӣ,
Агар хор гирӣ ба дин сӯзиёнро.
Ба хони касон андарӣ, паст маншин,
Мадон хонаи хеш хонай касонро.
Яке шойгоне биёфган ба тоъат,
Ки даврон бар ӯ нест чархи гаронро.
Яке ройгон ҳуҷҷате гуфт, бишнав
Зи Ҳуҷҷат мар-ин ҳуҷҷати ройгонро.

❁ ❁ ❁

Озурда кард каждуми ғурбат ҷигар маро,
Гӯӣ, забун наёфт зи гетӣ магар маро.
Дар ҳоли хештан чу ҳаме жарф бингарам,
Сафро ҳамебарояд аз андуҳ ба сар маро.
Гӯям: Чаро нишонаи тири замона кард
Чархи баланди ҷоҳили бедодгар маро?
Гар дар камоли фазл бувад мардро хатар,
Чун хору зор кард, пас, ин бехатар маро?
Гар бар қиёси фазл бигаштӣ мадори чарх,
Ҷуз бар мақарри Моҳ набудӣ мақар маро.
Не, не, ки чарху даҳр надонанд қадри фазл,
Ин гуфта буд гоҳи ҷавонӣ падар маро.
Дониш беҳ аз зиёъу беҳ аз ҷоҳу молу мулк,
Ин хотири хатир чунин гуфт мар-маро.
Бо хотири мунаввари равшантар аз Қамар
Н-ояд ба кор ҳеч мақарри Қамар маро.
Бо лашкари замонаву бо теғи тези даҳр
Дину хирад бас аст сипоҳу сипар маро.
Гар ман асири мол шавам ҳамчу ину он,
Андар шикам чӣ бояд заҳра-в ҷигар маро.
Андеша мар-маро шаҷари хуби барвар аст,
Парҳезу илм резад аз ӯ баргу бар маро.
Гар боядат ҳаме, ки бибинӣ маро тамом,
Чун оқилон ба чашми басират нигар маро.
Мангар бад-ин заиф танам, з-он ки дар сухан
З-ин чархи пурситора фузун аст асар маро.
Ҳарчанд масканам ба Замин аст, рӯзу шаб
Бар чархи ҳафтум аст маҷоли сафар маро.
Гетӣ сарои раҳгузарон аст, эй писар,
З-ин беҳтар аст низ яке мустақар маро.
Аз ҳар чӣ ҳоҷат аст бад-ӯ бандаро, Худой
Кардаст бениёз дар ин раҳгузар маро.
Шукр он Худойро, ки суи илму дини хеш
Раҳ дод сӯи раҳмату бикшод дар маро.
Андар ҷаҳон ба дӯстии хонадони ҳақ
Чун Офтоб кард чунин муштаҳар маро.

В-аз дидану шунидани дониш яла накард,
Чун душманони хеш ба дил кӯру кар маро.
Гар ман дар ин сарой набинам, дар он сарой
Имрӯз ҷои хеш чӣ бояд басар маро?
Эй нокасу нафоя тани ман, дар ин ҷаҳон
Ҳамсояе набуд кас аз ту батар маро.
Ман дӯстдори хеш гумон бурдамат ҳаме
Ҷуз ту набуд ёр ба баҳру ба бар маро.
Бар ман ту кинавар шудию дом сохтӣ,
В-аз доми ту набуд асар, на хабар маро.
То мар-маро ту ғофилу эмин биёфтӣ,
Аз макру ғадри хеш гирифтӣ сахар маро.
Гар раҳмати Худой набудию фазли ӯ,
Афканда буд макри ту дар ҷӯю ҷар маро.
Акнун, ки шуд дуруст, ки ту душмани манӣ,
Низ аз ду дасти ту нагуворад шакар маро.
Хобу хур аст кори ту, эй бехирад ҷасад,
Лекин хирад беҳ аст зи хобу зи х(в)ар маро.
Кори хар аст сӯи хирадманд хобу хур,
Нанг аст, нанг бо хирад аз кори хар маро.
Ман бо ту, эй ҷасад, нанишинам дар ин сарой,
К-Эзид ҳаме бихонд ба ҷои дигар маро.
Он ҷо ҳунар ба кору фазоил, на хобу хур,
Пас, хобу хур турову хирад бо ҳунар маро.
Чун пеши ман халоиқ рафтанд бешумор,
Гарчи дароз монам, рафта шумар маро.
Рӯзе ба парри тоат аз ин гунбади баланд
Берун парида гир чу мурғи бипар маро.
Ҳар кас ҳаме ҳазар зи қазову қадар кунад,
В-ин ҳар ду раҳбаранд – қазову қадар маро.
Номи қазо хирад куну номи қадар сухан,
Ёд аст ин сухан зи яке номвар маро.
В-акнун, ки ақлу нафси сухангӯи худ манам,
Аз хештан чӣ бояд кардан ҳазар маро?
Эй гашта хуш дилат зи қазову қадар ба ном,
Чун хештан сутур гумоне мабар маро.

Қавли расули Ҳақ чу дарахтест борвар,
Баргаш туро, ки гов туию самар маро.
Чун баргхор гаштӣ, агар гов нестӣ?
Инсоф деҳ, магӯй ҷафову мах(в)ар маро.
Эй он, ки дини ту бихаридам ба ҷони хеш,
Аз ҷаври ин гурӯҳи харон бозхар маро.
Донам, ки нест ҷуз ки ба сӯи ту, эй Худой,
Рӯзи ҳисобу ҳашр мафарру вазар маро.
Гар ҷуз ризои туст ғараз мар-маро зи умр,
Бар чизҳо мадеҳ ба ду олам зафар маро.
В-андар ризои хеш ту, ё раб, ба ду ҷаҳон
Аз хонадони ҳақ ту макун з-остар маро.
Ҳамчун падар ба ҳақ ту сухан гӯю зӯҳд варз,
Зеро ки нест кор ҷуз ин, эй писар, маро.
Гӯӣ, ки Ҳуҷҷатӣ туву нолӣ ба роҳи ман
Аз ноли хушк хира чӣ бандӣ камар маро?

❁ ❁ ❁

Накӯҳиш макун чархи нилуфариро,
Бурун кун зи сар боду хирасариро.
Барӣ дон зи афъол чархи баринро,
Нашояд зи доно накӯҳишбариро.
Ҳаме то кунад пеша, одат ҳамекун
Ҷаҳон мар-ҷафоро, ту мар-собириро.
Ҳам имрӯз аз пушт борат бияфкан,
Маяфкан ба фардо мар-ин довариро.
Чу ту худ кунӣ ахтари хешро бад,
Мадор аз фалак чашм некахтариро.
Ба чеҳра шудан чун парӣ кай тавонӣ?
Ба афъол монанда шав мар-париро.
Надидӣ ба Наврӯз гашта ба саҳро
Ба Айюқ монанда лолай тариро.
Агар лола пурнур шуд чун ситора,
Чаро з-ӯ напазруфт суратгариро?
Ту бо ҳушу рой аз накӯмаҳзарон чун
Ҳаме барнагирӣ накӯмаҳзариро?
Нигаҳ кун, ки монад ҳаме наргиси нав
Зи бас симу зар тоҷи искандариро.
Дарахти турунҷ аз бару барги рангин
Ҳикоят кунад киллаи қайсариро.
Сапедор мондаст бе ҳеч чизе,
Азеро ки бигзид ӯ камбариро.
Агар ту аз омӯхтан сар битобӣ,
Наҷӯяд сари ту ҳаме сарвариро.
Бисӯзанд чӯби дарахтони бебар,
Сазо худ ҳамин аст мар-бебариро.
Дарахти ту гар бори дониш бигирад,
Ба зер оварӣ чархи нилуфариро.
Нигар, нашмарӣ, эй бародар, газофа
Ба дониш дабирию на шоириро,
Ки ин пешаҳо аст некӯ ниҳода
Мар-алфағдани неъмати эдариро.
Дигаргуна роҳею илмест дигар
Мар-алфағдани роҳати онсариро.

Бале, ину он ҳар ду нутқ аст, лекин
Намонад ҳаме сеҳр пайғамбариро.
Чу кабки дарӣ боз мурғ аст, лекин
Хатар нест бо боз кабки дариро.
Паямбар бад-он дод мар-илми ҳақро,
Ки шоиста дидаш мар-ин меҳтариро.
Ба Ҳоруни мо дод Мӯсо мар-онро,
Набудаст дасте бад-он Сомириро.
Туро хатт қайди улум асту хотир,
Чу занҷир мар-маркаби лашкариро.
Ту бо қайд бе асп пеши саворон
Набошӣ сазовор ҷуз чокариро.
Аз ин гаштаӣ, гар бидонӣ ту, банда
Шаҳи шуғнию мири мозандариро.
Агар шоириро ту пеша гирифтӣ,
Яке низ бигрифт хунёгариро.
Ту барпоӣ он ҷо, ки мутриб нишинад,
Сазад, гар бибуррӣ забони ҷариро.
Сифат чанд гӯӣ зи шамшоду лола,
Рухи чун маҳу зулфаки анбариро?
Ба илму ба гавҳар кунӣ мидҳат онро,
Ки моя-ст мар-ҷаҳлу бадгавҳариро.
Ба назм андарорӣ дурӯғу тамаъро,
Дурӯғ аст сармоя мар-кофариро.
Писанда-ст бо зӯҳд Аммору Бӯзар,
Кунад мадҳ Маҳмуд мар-Унсуриро?
Ман онам, ки дар пои хугон нарезам
Мар-ин қиматӣ дурри лафзи дариро.
Туро раҳ намоям, ки чанбар киро кун
Ба саҷда мар-ин қомати аръариро.
Касеро барад саҷда доно, ки Яздон
Гузидасташ аз халқ мар-раҳбариро.
Касеро, ки бистурд осори адлаш
Зи рӯи замин сурати ҷоириро.
Имоми замона, ки ҳаргиз нарондаст
Бари шиъаташ Сомирӣ соҳириро,

На райбе ба ҷуз ҳикматаш мардумиро,
На айбе ба ҷуз ҳимматаш бартариро.
Чу бо адл дар садр хоҳӣ нишаста,
Нишонда дар ангуштарӣ Муштариро.
Бишав зӣ имоме, ки хатти падар-ш аст,
Ба таъвиз хайрот мар-хайбариро.
Бибин, гар-т бояд, ки бинӣ ба зоҳир.
Аз ӯ сурату сирати ҳайдариро.
Наёрад назар кард зӣ нури илмаш,
Ки дард аст чашми хирад зоҳириро?
Агар зоҳирӣ, мардумиро биҷустӣ
Ба тоат бурун кардӣ аз сар хариро.
Валекин бақар нестӣ сӯи доно,
Агар ҷӯяде ҳикмати Боқириро.
Маро ҳамчу худ хар ҳаме чун шуморад,
Чӣ монад ҳаме ғул мар-ангуштариро?
Набинад, ки пешаш ҳаме назму насрам
Чу дебо кунад коғази дафтариро?
Бихон ҳар ду девони ман, то бибинӣ
Яке гашта бо Унсурӣ Буҳтуриро.

❂ ❂ ❂

Эй гашта ҷаҳону дида домашро,
Сад бор харида мар-диломашро.
Бар лафзи замона ҳар шабонрӯзе
Бисёр шунида мар-каломашро.
Гуфтаст туро, ки бемақомам ман,
То чанд кунӣ талаб мақомашро?!
Боранда ба дӯстону ёрон-бар
Нам нест, ғам аст мар-ғамомашро.
Чун дод навиди ранҷу душворӣ,
Ороста бош мар-хиромашро,
Бар ях бинавис, чун кунад ваъда,
Гуфтори муҳолу қавли хомашро.
Ҷуз куштани ёри хешу фарзандон,
Коре машинос мар-ҳусомашро.
Чун чошт кунад ба хештан пайваст,
Ту сохта бош кори шомашро.
Гар бар ту саломи хуш кунад рӯзе,
Дашном шумор мар-саломашро.
Касро ба низом дидаӣ ҷое,
К-ӯ рахна накард мар-низомашро.
В-аз бобу зи моми хеш бирбудаш,
То з-ӯ бирабуд бобу момашро.
Парҳез кун аз ҷаҳони беҳосил,
Эй гашта ҷаҳону дида домашро.
В-огоҳ кун, эй бародар, аз ғадраш
Дуру наздику хосу омашро.
В-онро, ки аз ӯ тамаъ ҳамедорад,
Гӯ: «Сохта бош интиқомашро».
Гар бар фалак аст боми кошона-ш,
Чун дашт шумор паст бомашро.
Ман, к-аз ҳама ҳолу кораш огоҳам,
Ҳаргиз талабам муроду комашро?
В-ин дил, ки ҳалоли ӯ намеҷӯяд,
Чун хоҳад ҷуст мар-ҳаромашро?
Онро талаб, эй ҷаҳон, ки ҷӯёяст
Ин бемаза нозу иззу ромашро.

В-ошуфта бад-ӯ супорию бар кӣ
Шоҳаншаҳи Рай кунӣ ғуломашро?
В-аз Муштарию Қамар биёрой
Мар-қабқаби зину устомашро,
Гар Рум бад-ӯ супорию гар Турк,
Шоҳаншаҳи Рай кунӣ ғуломашро (?)
Охир бидиҳӣ ба нангу расвой,
Бешак як рӯз лофу ломашро.
Ҳарчанд ки шоҳ номвар бошад,
Нобуд кунӣ нишону номашро.
В-ошуфта кунӣ ба дасти бедодӣ
Аҳволи баназму нағзу ромашро.
Бишнав падарона, эй писар, панде,
Ин панд, ки дод Нӯҳ Сомашро:
Парҳез кун аз касе, ки нашносад
Дунёву наими беқивомашро.
В-аз дил ба чароғи дину илми ҳақ
Натвонад бурд мар-зуломашро.
З-ӯ даст бишӯю ҷуз ба хомӯшӣ
Посух мадеҳ, эй писар, паёмашро.
Бигзораш, то ба дин ҳаме харрад
Дунёи музаввару ҳутомашро.
Мангар ба масал ҷуз аз раҳи ибрат
Рухсораи зишти чун рухомашро.
Бил, то бикашад ба макр зӣ дӯзах,
Дев аз паси хештан лагомашро.
Бар роҳи имоми худ ҳаменозад,
Ӯро мапазиру на имомашро.
Девест ҳарису коми ӯ ҳирсаш
Бишнос ба ҳуш деву комашро.
Чун сурату кори девро дидӣ,
Бигзор тариқати нағомашро.
В-он гаҳ бигузор шукр Эзидро,
В-ин миннату неъмати тамомашро.
Вомест бузург, шукри ӯ бар ту,
Бигзор ба ҷидду ҷаҳд вомашро.
Шукре бигузор илму динашро,
З-он беҳ, ки шароб ё таъомашро.

❁ ❁ ❁

Хоҳӣ, ки наёрӣ ба суи хеш зиёнро,
Аз гуфтани нохуб нигаҳ дор забонро.
Гуфтор зиён аст, валекин на мар-онро,
То суд ба як сӯ ниҳӣ аз баҳри зиёнро.
Гуфтор ба ақл аст, киро ақл надоданд,
Мар-гову хару астару дигар ҳаявонро.
Мардум, ки сухан гӯяд, з-он аст, ки дорад
Ақле, ки падид орад бурҳону баёнро.
Пас, баччаи ақл омада гуфтору назебад,
Ки баччаи ақли ту забон дорад ҷонро.
Ҷону хирад аз амри Худоянду ниҳонанд,
Пайдо натавон кард мар-ин ҷуфти ниҳонро.
Тан ҷуфти ниҳон асту ба фармон-т равон аст,
Таъсир чунин бошад фармони равонро.
Фармони равон ҷону равон зӣ ту фиристод,
То бар дараш орӣ ба хирад ҷону равонро.
Гар қобили фармонӣ, доно шавӣ, ар не
Кардӣ ба ҷаҳаннам бадал аз ҷаҳл ҷинонро,
Зинҳор ба тавфиқ баҳона накунӣ, з-он-к
Мағрур надорӣ ба чунин хурд калонро.
Бишнос, ки тавфиқи ту ин панҷ ҳавос аст,
Ҳар панҷ ато з-Эзид мар-пиру ҷавонро:
Самъу басару завқу шаму ҳис, ки бад-ӯ ёфт
Ҷӯянда зи ноёфтани хайр амонро.
Дидан зи раҳи чашму шунидан зи раҳи гӯш,
Бӯй аз раҳи бинӣ, чу маза кому забонро.
Панҷум зи раҳи даст ба совиш, ки бидонӣ
Нармиву дуруштӣ, чу зи хаз хори халонро
Маҳсус бувад, ҳарчи дар ин панҷ ҳис ояд,
Маҳсус мар-инро дон, маъқул ҷуз онро.
Ин панҷ дари илм, бидон, бар ту кушоданд,
То бозшиносӣ ҳунару айби ҷаҳонро.
Аҷсом зи аҷрому латофат зи касофат,
Тадвири заминрову тадовири замонро.
Аркону маволид бад-ӯ ҳастӣ доранд,
Таъсир басе машмар дар вай ҳадасонро.

Инро, ки ҳамебинӣ аз гармию сардӣ,
Аз таррию хушкию заифиву тавонро.
Гармои ҳазиронро, мар-сардии дайро,
Мар-абри баҳориро, мар-боди хазонро.
В-ин аз паи он нест, ки то нест шавад табъ,
В-ин нест араз толеъ илми Саратонро.
Қасди Дабарон нест суи нестии ӯ,
Ёригари ӯ дон ба ҳақиқат Дабаронро.
Тартиби аносирро бишнос, ки донӣ
Андозаи ҳар чизи макинрову маконро.
Мар-оташи сӯзонро, мар-боди сабукро,
Мар-оби равонрову мар-ин хоки гаронро.
Аз илму амал ҳарчӣ туро мушкил афтад,
Шояд ки биёмӯзӣ, эй хоҷа, мар-онро.

❁ ❁ ❁

Эй раво карда фиребанда ҷаҳон бар ту фиреб,
Мар-туро хондаву худ рӯй ниҳода ба нишеб.
Ин ҷаҳонро ба ҷуз аз бодеву хобе машумар,
Гар муқиррӣ ба Худову ба расулу ба китеб.
Бар дил аз зӯҳд яке нодира таъвиз навис,
То наёяд-ш аз ин деви фаребанда ниҳеб.
Баҳраи хештан аз умр фаромӯш макун,
Раҳгузорат ба ҳисоб аст, нигаҳ дор ҳисеб.
Домани ҷайб макун ҷаҳд, ки зарбафт кунӣ,
Ҷаҳди он кун, ки магар пок кунӣ домани ҷеб.
Зевару зеби занон аст ҳариру зару сим,
Мардро нест ҷуз аз илму адаб зевару зеб.
Кай шавад иззу шараф бар сари ту афсару тоҷ,
То ту мар-илму хирадро накунӣ зину рикеб?
Хештанро ба зиҳи беҳмон в-аҳсанти фалон,
Гар ҳаме хандаву афсӯс нахоҳӣ, мафиреб.
Хиҷлату айби тани хешу ғами ҷаҳл кашад
Кӯдаке, к-ӯ накашад заҳмати устоду адиб.
Панд бипзир, чу куррай рамакӣ сахт марам,
Ҷоҳил аз панди ҳакимон рамаду курра зи шеб.
Сухан омӯз, ки то панд нагирӣ зи сухан,
Пандро бознадонӣ зи либосоту фиреб.
На ғалевож туро сайди тазарв ораду кабк,
На сапедор туро бор биҳӣ ораду себ.
Сар битоб аз ҳасаду гуфтаи пурмакру дурӯғ,
Чӯби пурмағз махар, ҷомаи пуркису вуреб.
Эй бародар, сухани нодон хорест дурушт,
Дур бош аз сухани беҳуда-ш осеб, осеб!
Зарқи дунёро гар ман бихаридам, ту махар
В-ар касе бар сухани дев бишебад, ту машеб.

⁂

Ин ҷаҳон хоб аст, хоб, эй пури боб,
Шод чун бошӣ бад-ин ошуфта хоб?
Равшаний чашми маро хуш-хуш бибурд
Равшанӣ-ш, эй рӯшноӣ, чашми боб.
Тобу нур аз рӯи ман мебурд Моҳ,
Тобу нураш гашт яксар печу тоб.
Печу тобаш нуру тоб аз ман бибурд,
То бимондам тофта бе нуру тоб.
Офтобам шуд ба мағриб, чун басе
Бар сарам бигзашт тобон Офтоб.
Ҷуз шикори мардум, эй ҳушёр пур,
Нест чизе кори ин паррон уқоб.
Ин уқоб аз кӯҳ чун сар барзанад,
Аз ҷаҳон яксар бурун паррад ғуроб.
Гарди ранҷу ғам, ки бар мардум расад,
Зудтар ме пир гардад марди шоб.
Чун маро пирӣ зи рӯзу шаб расид,
Нест рӯзу шаб ҳамоно ҷуз азоб.
Ҳар чӣ нозу хуб кардаш гашти чарх,
Ҳам зи гардиш зуд гардад зишту хоб.
Дил бар ин ошуфта хоб-андар мабанд,
Пеш, к-ӯ аз ту битобад, з-ӯ битоб.
З-ин сароби ташнакуш парҳез кун,
Ташнагон бисёр куштаст ин сароб.
Рӯи тоза-т зӣ сароби ӯ манеҳ,
То нарезад з-он сароб аз рӯят об.
Гар-ш бинкӯҳӣ, надорад шарму бок
В-ар-ш бинвозӣ, наёбӣ з-ӯ савоб.
Гарчи бехайр аст гетӣ мардро,
З-ӯ шавад ҳосил ба дониш хайри ноб.
Гарчи хоку об сабзу тоза нест,
Сабз аз обу хок шуд тоза судоб.
Гарчи дар гетӣ наёбӣ ҳеч фазл,
Мард аз ӯ фозил шудасту зудёб.
Ин ҷаҳон алфанҷгоҳи илми туст,
Сар мазан чун хар дар ин хонай хароб.

Киштварзат кард бояд бар замин,
Ҷанг н-ояд бо заминат, на итоб.
Мардумон чун кӯдакони беҳушанд
В-ин дабиристони илм аст аз ҳисоб.
Шуғли кӯдак дар дабиристон-ш нест,
Ҷуз ки хондан ё суолу ё ҷавоб.
Чун напурсӣ з-устоди хеш ту,
Чун ки накшоӣ бар ӯ некӯ хитоб?
З-ин ҳазорон шамъ, к-он ояд падид,
То бибандад рӯи чарх аз шаб ниқоб.
Рӯи хоку мӯи гардон чархро
Ин сияҳпарда ниқоб асту хизоб.
Нек бингар, к-андар ин хаймай кабуд
Чун фитодаст, эй писар, чандин шитоб.
Гар зи баҳри мардум аст ин, пас, чаро
Хок пурмӯр асту пурмору зубоб?
Ҷуз ба аспи илму бағли ҷустуҷӯй
Халқ натвонад гузаштан з-ин иқоб.
Ин ҳамегӯяд: бибояд ҷуст аз ин,
То падид ояд савоб аз носавоб.
В-он ҳамегӯяд: чунин беҳудаҳо
Дур дор аз ман, ҳало, пур кун шароб.
Кори дунёро ҳамон донад, ки кард,
Ратл пур кун, руд баркаш бар рубоб.
Ратл пур кун, васфи ишқи Даъд гӯй,
То чӣ шуд кораш ба охир бо Рабоб.
Эй писар, машғули ин дунёст халқ,
Чун ба мурдор аст машғулий килоб.
В-ар ҳаме обод хоҳад хокро,
Чун ки з-ободӣ фузун асташ хароб.
Гар на гургӣ, бар раҳи гургон марав,
Гӯспандатро марон сӯи зиоб.
Деви ҷаҳлатро ба панди ман бибанд,
Панд шояд деви ҷаҳлатро таноб.
Бар фалак бояд шудан аз роҳи панд,
Эй бародар, чун дуои мустаҷоб.

❁ ❁ ❁

Бар ту ин хӯрдану ин рафтану ин хуфтану хост,
Нек бингар, ки кӣ афканд в-аз ин кор чӣ хост?
Гар на нокоми ту буд ин ҳама тақдир, чаро
Ба ҳама умр чунин хобу хурат кому ҳавост?
Чун шудӣ фитнаи нохостаи хеш, бигӯй,
Рост мегӯй, ки ҳушёр нагӯяд ҷуз рост.
В-ар ту худ кардӣ тақдир чунин бар тани хеш,
Сонеи хеш туӣ, пас худу ин қавл хатост.
Рост он аст, ки тан банди Худой аст туро
Андар ин хонаву ин хона туро ҷой чарост?
Ба чаро фитна шудан кори сутур аст, туро
Ин ҳама меҳр бар ин ҷои чаро чуну чарост?
Гарчи андӯҳи туву бими ту аз костан аст,
Эй фузуда зи чаро, чора наёбӣ ту зи кост.
Зери гарданда фалак чун талабӣ хира бақо,
Ки ба назди ҳукамо гаштан аз оёти фаност.
Гаштани ҳоли туву гаштани чарху шабу рӯз
Бар дурустӣ, ки ҷаҳон ҷои бақо нест, гувост.
Манзили туст ҷаҳон, эй сафарӣ, ҷони азиз,
Сафарат сӯи сароест, ки он ҷои бақост.
Махӯр андӯҳ, ки аз ин ҷой ҳаме баргузарӣ,
Гарчи вайрон бувад ин манзил, динат ба навост.
Паст маншин, ки туро рӯзе аз ин қофилагоҳ
Гарчи дер аст, ҳамон охир бирбояд хост.
Тӯша аз тоати Яздон-т ҳаме бояд кард,
Ки дар ин саъбсафар тоати ӯ тӯшаи мост.
Некӣ алфанҷу зи парҳезу хирад пӯш силоҳ,
Ки бар ин роҳ яке мункиру саъб аждарҳост.
Беҳтарин роҳ гузин кун, ки ду раҳ пеши ту аст:
Як раҳат сӯи наъим асту дигар сӯи балост.
Аз паси он ки расул омада бо ваъду ваъид,
Чанд гӯӣ, ки баду нек ба тақдиру қазост?
Гунаҳу коҳилии худ ба қазо-бар чӣ ниҳӣ?
Ки чунин гуфтани бемаънӣ кори суфаҳост.
Гар Худованд қазо кард гунаҳ бар сари ту,
Пас, гуноҳи ту ба қавли ту Худованди туроcт.

Бадкуниш зӣ ту Худой аст бад-ин мазҳаби зишт?
Гарчи ме гуфт наёрӣ, к-ат аз ин бим қафост.
Эътиқоди ту чунин аст, валекин ба забон
Гӯӣ он ҳокими адл асту ҳакиму-л-ҳукамост.
Бо Худованд забонат ба хилофи дили туст,
Бо Худованди ҷаҳон низ туро рӯи риёст.
Ба миёни қадару ҷабр раҳи рост биҷӯй,
Ки суи аҳли хирад ҷабру қадар дарду аност.
Ба миёни қадару ҷабр раванд аҳли хирад,
Раҳи доно ба миёнай ду раҳи хавфу риҷост.
Рост он аст раҳи дин, ки писанди хирад аст,
Ки хирад аҳли заминро зи Худованд атост.
Адл бунёди ҷаҳон аст, биёндеш, ки адл
Ҷуз ба ҳукми хирад аз ҷавр ба ҳукми кӣ ҷудост?
Хирад аст он, ки чу мардум сипаси ӯ биравад,
Гар гуҳар рӯяд з-ин бештар аз хок, сазост.
Хирад он аст, ки мардум зи баҳову шарафаш
Аз Худованди ҷаҳон аҳли хитоб асту саност.
Хирад аз ҳар халале пушту зи ҳар ғам фараҷ аст,
Хирад аз бим амон асту зи ҳар дард шифост.
Хирад андар раҳи дунё сара ёр асту силоҳ,
Хирад андар раҳи дин нек далел асту асост.
Бехирад гарчи раҳо бошад, дар банд бувад,
Бохирад гарчи бувад баста, чунон дон, ки раҳост.
Эй хирадманд, нигаҳ кун ба раҳ аз чашми хирад,
То бибинӣ, ки бар ин уммати нодон чӣ вабост.
Ин-т гӯяд: ҳама афъол Худованд кунад,
Кори банда ҳама хомӯшиву таслиму ризост.
В-он-т гӯяд: ҳама некӣ зи Худой аст, валек
Бадӣ, эй уммати бадбахт, ҳама кори шумост!
В-он гаҳ ин ҳар ду муқирранд, ки рӯзест бузург,
Ҳеч шак нест, ки он рӯзи мукофоту ҷазост.
Чу маро кор набошад, набувам з-аҳли ҷазо,
Андар ин қавм, хирадро бинигар роҳ куҷост.
Чун бувад адл бар он-к ӯ накунад ҷурм азоб,
Зӣ ман ин ҳеч раво нест, агар зӣ ту равост.
Ҳокими рӯзи қазои ту шуда маст магар?

На ҳаким аст, ки созандаи гарданда самост?
Андар ин роҳ хирадро ба сазо нест гузар,
Ба раҳу расми хирад рав, ки раҳи ӯ пайдост.
Мар-Худованди ҷаҳонро бишиносу бигузор
Шукр ӯро, ки туро ин ду беҳ аз мулки Сабост.
Ҳикмат омӯзу кам озору накӯ гӯю бидон-к
Рӯзи ҳашр ин ҳамаро қимату бозору баҳост.
Мардум он аст, ки дин асту ҳунар ҷомаи ӯ,
На яке беҳунару фазл, ки дебо-ш қабост.
Ҷаҳд кун, то ба сухан мардум гардию бидон,
Ки ба ҷуз марди сухан халқ ҳама хору гиёст.
Ҳамчунон чун тани мо зинда ба об асту ҳаво,
Сухани хуб дили мардумро обу ҳавост.
Сухани хуб зи Ҳуҷҷат шунав, ар волоӣ,
Ки суханҳо-ш суи мардуми воло волост.
Гар суханҳои Кисоӣ шуда пиранду заиф,
Сухани Ҳуҷҷат боқуввату тоза-в барност.

❁ ❁ ❁

Бози ҷаҳон тезпарру халқ шикор аст,
Бози ҷаҳонро ба ҷуз шикор чӣ кор аст?
Нест ҷаҳон хор сӯи мо, зи чӣ маънӣ
Хӯрдани мо сӯи бози ӯ хушу хор аст?
Қофила ҳаргиз нахӯрду роҳ назад боз,
Бози ҷаҳон раҳзан асту қофилахор аст.
Сӯҳбати дунё маро нашояд, азеро-к
Сӯҳбати ӯ асли нангу мояи ор аст.
Сӯҳбати дунё ба сӯи оқилу ҳушёр
Сӯҳбати девори пур зи нақшу нигор аст.
Кори ҷаҳон ҳамчу кори беҳушу мастон
Яксара нохубу пур зи айбу авор аст.
Лоҷарам аз халқ ҷуз, ки масту хасонро
Бар дари ин маст-бар на ҷоҳу на бор аст.
Сӯи ҷаҳон бор мар-турост, азеро-к
Меъда-т пурхамру мағз пур зи хумор аст.
Ҷонат шаш моҳ пур зи меҳри хазон аст,
Шаш маҳ аз ин пас пур аз нишоти баҳор аст.
То ба асиру ба сабза шод набошӣ,
Хӯрдану рафтан ба сабза кори ҳимор аст.
Ғарра чаро гаштаӣ ба кори замона,
Гар на димоғат пур аз фасоди бухор аст.
Дастаи гул гар туро диҳад, ту чунон дон-к
Дастаи гул нест он, ки пуштаи хор аст.
Меваи ӯро на ҳеч бӯю на ранг аст,
Ҷомаи ӯро на ҳеч пуду на тор аст.
Рӯи умедат ба зери гарди нумедист,
Гар-т гумон аст, к-ин сарои қарор аст.
Рӯй наёрам суи ҷаҳон, ки наёрам,
К-ин ба суи ман батар зи гурсуна мор аст.
Ҳар кӣ бидонист хӯи ӯ зи ҳакимон,
Ҳамраҳи ин мори саъб рафт наёраст.
Раҳбарӣ аз вай мадор чашм, ки дев аст,
Меваи хуш з-ӯ макун тамаъ, ки чанор аст.
Баҳраи ту з-ин замона рӯзгузорист,
Бас кун аз ӯ ин қадар, ки бо ту шумор аст.

Ҷони азизи ту бар ту воми Худой аст,
Воми Худой аст бар ту, кори ту зор аст.
Ҷуз ба ҳамон ҷон гузорда нашавад вом,
Гар-т чӣ бисёр молу дастгузор аст.
Ин рама мар-гурги маргрост ҳама пок,
Он ки чу дунба-ст в-он ки хушку низор аст.
Монда ба чанголи гурги марг шикорӣ,
Гарчи туро шери марғзор шикор аст.
Гар ту аз ин гург дардманду фигорӣ,
Ҷуз ту басе низ дардманду фигор аст.
Эй шуда ғарра ба мулку молу ҷавонӣ,
Ҳеч бад-инҳо туро на ҷои фахор аст.
Фахр ба хубию зарру сим занонрост,
Фахри ману ту ба илму рою виқор аст.
Чун ки ба ман нангарӣ зи кибру сиёсат,
Ман чӣ кунам, гар туро зиёъу иқор аст?
Ман шарафу фахри оли хешу таборам,
Гар дигареро шараф ба олу табор аст.
Он ки бувад бар сухан савор, савор ӯст,
Он на савор аст, к-ӯ бар асп савор аст.
Шӯҳра дарахтест шеъри ман, ки хирадро
Нуктаву маънӣ бар ӯ шукуфаву бор аст.
Илми арӯз аз қиёс баста ҳисорест,
Нафси сухангӯи ман калиди ҳисор аст.
Маркаби шеъру ҳаюни илму адабро
Табъи сухансанҷи ман инону миҳор аст.
То суханам мадҳи хонадони расул аст,
Нобиға табъи маро мутобиъу ёр аст.
Хайли суханро раҳию бандаи ман кард,
Он ки зи Яздон ба илму адл мушор аст.
Муштарӣ андар намозгоҳ мар-ӯро
Пешраву Ҷабраил ғошиядор аст.
Талъати Мустансир аз Худой ҷаҳонро
Моҳи мунир асту ин ҷаҳон шаби тор аст.
Рӯҳи қудусро зи фахр рӯзе сад бор
Гирди дару маҷлисаш маҷолу мадор аст.

Қайсари румӣ ба қасри мушрифи ӯ-дар
Рӯзи мазолим зи бандагони сиғор аст.
Халқ шуморанду ӯ ҳазор, азеро-к
Ҳарчӣ шумор аст, ҷумла зери ҳазор аст.
Рояти ӯ рӯзи ҷанг шӯҳра дарахтест,
К-аш зафару фатҳ баргҳову симор аст.
Хуни адӯро, чу рӯи хеш бад-ӯ дод,
Деги дари қасри ӯ бузург тағор аст.
Маркаби ӯро чу рӯй сӯи адӯ кард,
Нусрату фатҳ аз Худои арш нисор аст.
Пеши адӯхор Зулфиқори Худованд
Шахси адӯ рӯзи гирудор хиёр аст.
То наниҳад сар ба хатти тоати ӯ-бар,
Носибии шумро сар аз дари дор аст.
Носибии шумро ба мағзи сар андар
Ҳикмати Ҳуҷҷат бухору дуди шахор аст.
Нест сари пурфасоди носибии шум
Аз дари ин шеър, бал сазои фасор аст.

❁ ❁ ❁

Шохи шаҷари даҳр ғаму машъалабор аст,
Зеро ки бар ин шох ғаму машғала бор аст.
Он, к-ӯ чу ман аз машғалаву ранҷ ҳазар кард,
Бо шохи ҷаҳон беҳуда шӯрид наёраст.
Бо шохи ту, эй даҳр, ба даргоҳи ту-андар,
Моро ба ҳама умр на кор асту на бор аст.
Чун бори ман, эй сифла, фикандӣ зи хари хеш,
Андар хари ту, чунки нагӯям, ки чӣ бор аст.
Кирдори туро ҳеч на асл асту на моя,
Гуфтори туро ҳеч на пуд аст, на тор аст.
Эҳсону вафои ту ба ҳаддест бас андак,
Лекин ҳасаду макри ту беҳадду канор аст.
Сандуқчаи адли ту мондаст ба Тартус,
Дастурчаи ҷаври ту дар пеши кибор аст.
Нашгифт, ки ман зери ту беҳолу қарорам,
Ҳар гаҳ, ки на ҳол аст турову на қарор аст.
Печида ба мискин тани ман-дар ба шабу рӯз
Ҳамвора ситамгораву хунхора ду мор аст.
Эй тан, ба яқин дон, ки туро оқибати кор
Чун гирди ту печида ду мор аст, димор аст.
Ночор аз ин ҷо-т барад  он, ки биёвард,
Ин нест сарои ту, ки ин роҳи гузор аст.
Бингар, ки ба чашмат шиками модар, пуро,
Имрӯз дар ин олам чун нохушу хор аст.
Ин ҷой бимонӣ, чу дар он ҷой намондӣ,
Тақдир қиёс асту бад-ин ҷой ба кор аст.
Гар нест ба ғам ҷони ту бар рафтан аз он ҷо,
Аз рафтан аз ин ҷой чаро дил-т фигор аст?
Эй монда дар ин роҳгузар, роҳилае соз
Аз илму зи парҳез, ки роҳат ба қифор аст.
Ту хуфтаву пуштат зи базаҳ гашта гаронбор,
Бо бори гарон хуфтан аз ахлоқи ҳимор аст.
Бе ҳеч гунаҳ чунки бибастанд-т аз ин сон,
Бе ҳеч гунаҳ банд кашидан душвор аст.
Бар ҳар кӣ гунаҳ кард, яке банд ниҳоданд,
Бе ҳеч гунаҳ чун ки туро банд чаҳор аст.

Пурбанд ҳисорест равон тан-т равонро
Дар банду ҳисорӣ ту, аз ин кори ту зор аст.
Гар банду ҳисор аз қибали душман бояд,
Чун душмани ту бо ту дар ин банду ҳисор аст.
Ин колбади ҷоҳили хушхори ту гургест
В-ин ҷони хирадманд яке меши низор аст.
Гӯй аз ҳама мардони хирад ҷумла рабудӣ,
Гар меши низори ту бар ин гург савор аст.
Тан чокари ҷон аст, марав аз пасаш, эро-к
Рафтан ба муроду сипаси чокар ор аст.
Дастор-т наёяд зи навор, эй писар, эро-к
Ҳарчанд пур аз нақш навор аст, навор аст.
Ҷони ту дарахтест, хирад бору сухан барг
В-ин тираҷасад лифи дурушту хасу хор аст.
Не, не, ки ту бар уштури тан шӯҳрасаворӣ
В-андар раҳи ту ҷӯю ҷару бешаву ғор аст.
З-ин уштури бебоку миҳораш баҳазар бош,
Зеро ки шутур масту бар ӯ мор миҳор аст.
Бози хирадат ҳаст, бад-ӯ фазлу адаб гир,
Мар-бози хирадро адабу фазл шикор аст.
Парҳез кун аз ҷаҳл ба омӯхтан, эро-к
Ҷаҳл аст масал аврату парҳез изор аст.
Дар сояи дин рав, ки ҷаҳон тофта регест,
Бо шамъи хирад бош, ки олам шаби тор аст.
Бишкан ба сари бехирадон-дар ба сухан ҷаҳл,
Зеро ки сухан оби хушу ҷаҳл хумор аст.
Бар илми ту ҳаққ аст гузоридани ҳикмат,
Бигзор ҳақи илм, гарат дасти гузор аст.
Мар-шохи хирадро сухани ҳикмат барг аст,
Дарёи суханро сухани панд бухор аст.
Эй гашта дили ту сиёҳ аз гарди ҷаҳолат,
То ин дили чун қори ту пургарду виқор аст.
Чун қор сиёҳ нест дили мову пур аз гард,
Гарчи дили чун қори ту пургарду ғубор аст.
Хурмову туранҷу биҳию гавз басе ҳаст,
З-ин сабздарахтон, на ҳама беду чинор аст.

Он сар, ки ба зери кулаҳу аз бари тахт аст,
Дар мартаба дур аст аз он сар, ки ба дор аст.
Андархури афсар шавад аз илм ба таълим
Он сар, ки зи бас ҷаҳл сазовори фасор аст.
Беҳудаву дашном магардон ба забон бар,
К-ин ҳар ду зи ту борбарор асту ба бор аст.
Дашном диҳӣ, боз диҳандат зи паи он-к
Дашном масал, чун дирами дермадор аст.
Дам бар ту шумурдаст Худованди ту, зеро-к
Фардо-ш ба ҳар дам задане бо ту шумор аст.
Ёрат зи хирад бояду тоат ба сӯи он-к
Ӯро на адил асту на фарзанду на ёр аст.
Андар Ҳарам ой, эй писар, эро ки намозе,
К-онро ба Ҳарам-дар кунӣ, аз музд ҳазор аст.
Бишнос Ҳарамро, ки ҳамин ҷо ба дари туст,
Бо бодияву реги муғелон-т чӣ кор аст?
Кам-беш набошад сухани Ҳуҷҷат ҳаргиз,
Зеро суханаш поктар аз зарри иёр аст.
Зар чун ба иёр ояд, кам-беш нагардад,
Кам-беш шавад зарре, к-он бо ғашу бор аст.

* * *

Он, ки бино кард ҷаҳон, з-ин чӣ хост,
Гар ба дил андеша кунӣ, з-ин равост.
Гаштани гардуну дар ӯ рӯзу шаб
Гоҳ каму гоҳ фузун, гоҳ рост.
Об раванда ба нишеб аз фароз,
Абр шитобанда ба сӯи самост.
Монда ҳамеша ба гил-андар дарахт,
Боз равон ҷонварон чаппу рост.
В-ар ба дил андеша зи мардум кунӣ,
Машғалашон беҳаду бемунтаҳост.
Мешу бузу гову хару пилу шер
Яксара з-ин ҷонвар андар балост.
Тухму бару барги ҳама рустанӣ
Доруи мо ё хӯриши ҷисми мост.
Ҳарчи хуш аст, он хӯриши ҷисми туст,
Ҳарчӣ на хушшаст, туро он давост.
Оҳуву нахчиру гавазни чарон,
Ҳарчӣ мар-ӯро зи гиёҳон чарост.
Гӯшт ҳамесозанд аз баҳри ту,
Аз хасу хору пала, к-андар фалост.
В-аз хасу аз хор ба бегору гов
Равғану пину куниву дӯғу мост.
Неку баду он чи савобу хатост,
Ин ҳама дар якдигар аз кирди мост.
Нест зи мо эмин нахчиру шер
Дар куҳу на мурғ, ки он дар ҳавост.
Оташ бар дег паи кори туст,
Об ба бегори ту дар осиёст.
Бод ба дарё-дар моро мутеъ,
Коркуну боркашу бемирост.
Ин чи кунӣ, он нигар акнун, ки халқ
Ҳар яке аз дигаре андар аност.
Рум, яке гӯяд, мулки ман аст
В-он дигаре гӯяд: Чин мар-марост.
Ин ба сари ганҷ баровarда тахт
В-он ба яке кунҷ-дарун бенавост.

Холид бар бистари хазз асту баз,
Ҷаъфар дар орзуи бӯрёст.
Ин яке олудатану бенамоз
В-он дигаре покдилу порсост.
Ин бад чун омаду он нек чун?
Айб дар ин кор, чӣ гӯӣ, кирост?
В-он ки бар ин гуна ниҳод ин ҷаҳон,
З-ин ҳама пархош мар-ӯро чӣ хост?
Бо ҳама кам-беш, ки дар олам аст,
Адл нагӯӣ, ки дар ин ҷо куҷост?
Мардум агар неку савоб асту хуб,
Каждуми бад кардану зишту хатост.
Чист ҷавоби ту? Биёвар, ки ин
Нест хато, бал сухане бериёст.
Тарсам, к-иқрор ба адли Худой
Аз ту ба ҳақ нест, зи бими қафост.
Дидану донистани адли Худой
Кори ҳакимону раҳи анбиёст.
Гирди ҳаво гард ту, к-ин кор нест,
Кори касе, к-ӯ ба ҳаво мубталост.
Қавлу амал ҳар ду сифатҳои туст,
В-аз сифати мардум Яздон ҷудост.
То нашиносӣ ту Худовандро,
Мадҳи ту ӯро ҳама яксар ҳиҷост.
То набарӣ зан(н), ки Худой аст, он-к
Бар фалаку бар ману ту подшост.
Бал фалаку ҳар чӣ дар ӯ ҳосил аст,
Ҷумла яке бандаи ӯро сазост.
Олами ҷисмӣ агар аз мулки ӯст,
Мамлакате бемазаву бебақост.
Пас, на муқиррӣ ту, ки мулки Худой
Ҳеч нагирад на фузунӣ, на кост.
В-он ки фузун омад, агар кам шавад,
Чун ба ҳама ҳол ҷаҳонро фаност.
Пас, нашиносӣ ту мар-ӯро ҳаме,
Қавли ту бар ҷаҳли ту моро гувост.

Ин ки ту дорӣ, суи ман нест дин,
Мояи нодониву куфру шақост.
Маърифати коркунони Худой
Дини мусулмониро чун биност.
Коркун аст ин фалаки гирдгард,
Коркуне беҳушу беилму хост.
Коркун аст он, ки ҷаҳон мулки ӯст,
Коркунонро ҳама ӯ ибтидост.
Коркунонанд зи ҳар дар, валек
Коркунӣ саъбтар андар гиёст.
Он ки туро хок зи кирдори ӯ
Бар тани ту ҷомаву дар тан ғизост.
Он, ки ҳаме гандум созад зи хок,
Он на Худой аст, ки рӯҳи намост.
Ин ҳама гар феъли Худой аст пок,
Сӯи шумо ҳуҷҷати мо бар шумост.
Пас, ба тариқи ту Худои ҷаҳон
Бешак дар мошу ҷаву лӯбиёст.
Он ки ту донӣ, ки чунин эътиқод
Аз ту дар ӯ зишту хатову ҷафост.
Коркунонро чу бидонӣ ба ҳақ,
Он гаҳ бар ҷони ту ҷои саност.
Коркуне низ туӣ, кор кун,
Кори туро неъмати боқӣ ҷазост.
Кори дарахтон хӯру бор асту барг,
Кори ту тасбеҳу намозу дуост.
Бар паю бар роҳи далелат бирав,
Нек делело, ки туро Мустафост.
Ғофил маншин, ки аз ин коркард
Ту ғаразӣ яксару дигар ҳабост.
Бар раҳи дин рав, ки суи оқилон
Иллати нодониро дин шифост.
Ҷони ту бе илм хари лоғар аст,
Илм туро обу шариат чарост.
З-орзуи ҳиссӣ парҳез кун,
Орзу, эро ки яке аждаҳост.

Иззу бақоро ба шариат бихар,
К-ин ду баҳоиву шариат баҳост.
Ақл атоест туро аз Худой,
Бар тани ту воҷиби дин з-ин атост.
Он ки ба дин андар н-ояд, хар аст,
Гарчи мар-ӯро чу ту Одам ниёст.
Сӯи хирадманд зи хар хартар аст,
Ҳар кӣ мар-ӯро ба сутурӣ ризост.
Ҷони ту бе илм чӣ бошад, суруб,
Дин кунадат зарр, ки дин кимиёст.
Дар раҳи дин ҷомаи тоат бипӯш,
Тоат хуш неъмату некӯ ридост.
Роҳ суи дин-т намояд хирад,
Аз паси дин рав, ки муборак асост.
Мар-тани неъматро тоат сар аст,
Номаи некиро тоат сиҳост.
Тоати беилм на тоат бувад,
Тоати беилм чу боди сабост.
Чун ту ду чизӣ ба тану ҷони хеш,
Тоат бар ҷону тани ту дутост.
Илму амал варз, ки мардум ба ҳашр
З-оташи ҷовид бад-ин ду раҳост.
Бар сухани Ҳуҷҷат магзин сухан,
З-он ки хирад бо суханаш ошност.
Гуфтаи ӯ бар тани ҳикмат сар аст,
Чашми хирадро суханаш тӯтиёст.
Дебаи румист суханҳои ӯ,
Гар сухани шӯҳра Кисоӣ кисост.

❀ ❀ ❀

Хирад чун ба ҷону танам бингарист,
Аз ин ҳар ду бечора бар ҷон гирист.
Маро гуфт, к-ин ҷо ғариб аст ҷон-т,
Бад-ӯ кун иноят, ки тан-т эдарист.
Иноят намудан ба кори ғариб
Сари фазлу асли накӯмаҳзарист.
Гар ороиши бут зи бутгар бувад,
Танатро маёрой, к-ин бутгарист.
Накӯтар нигар, то куҷо меравӣ,
Ки гумраҳ шуд он, к-ӯ накӯ нангарист.
Агар девро бо парӣ дидаӣ
В-агар не, танат деву ҷонат парист.
Парӣ-т, эй供 бародар, бараҳна чарост,
Агар деват андар хази шуштарист?
Чу тан-т аз араз ҷома дорад бад-он,
Ки мар-ҷон-тро ҷомаи ҷавҳарист.
Ба собуни дин шӯй мар-ҷон-тро,
Биёмӯз, к-ин бас накӯ гозарист.
Зи дониш яке ҷома кун ҷон-тро,
Ки бедонишӣ мояи кофарист.
Сари илмҳо илми дин аст, к-он
Масал меваи боғи пайғамбарист.
Ба дин аз харӣ дур бошу бидон,
Ки бединӣ, эй пур, бешак харист.
Магар ҷаҳл дард асту дониш даво,
Ки доно чунин аз ҷаҳолат барист.
Ба доруи илмӣ дарун илми дин,
Зи бас манфиат шаккари аскарист.
Сухан беҳ зи шаккар, к-аз ӯ мардро
Зи дарди фурӯмоягӣ беҳтарист.
Сухан дар раҳи дин хирадмандро
Суи саъд раҳбартар аз Муштарист.
Гуле ҷуз сухан дид ҳаргиз касе,
Ки бе обу бе нам ҳамеша тарист?
Биёмӯз гуфтору кирдори хуб,
К-ат ин ҳар ду бунёди некахтарист.

Муроди Худой аз ҷаҳон мардум аст,
Дигар ҳар чӣ бинӣ дар ӯ, сарсарист.
Набинӣ, ки бар осмону Замин
Мар-ӯро худовандию меҳтарист,
Худованди тамйизу ақли шариф,
Худованди тадбиру қавловарист.
Матоб, эй писар, сар зи фармони он-к
Аз ӯ-т ин бузургиву ин сарварист.
Ба тоат бикун шукри эҳсони ӯ,
Ки ин дод назди хирад уммарист.
Ба ҷуз шукр неъмат нагирад, ки шукр
Уқоб асту неъмат чу кабки дарист.
Макун шукр ҷуз фазли онро, ки ӯ
Ба фирдавс шукри туро муштарист.
Ҷаҳон ҷои алфанҷу мулки бақост,
Бақоеву мулке, ки ноиспарист.
Гар аз баҳри мулк офаридат Худой,
Чаро мар-туро майл зӣ чокарист?
Талаб кун бақоро, ки кавну фасод
Ҳама зери ин гунбади чанбарист.
Ҷаҳонро чу нодон накӯҳиш макун,
Ки бар ту мар-ӯро ҳақи модарист.
Ба ақл андар ӯ бингару шукр кун,
Мар-ӯро, ки сунъаш бад-ин мукбирист.
Чӣ чиз аст аз ин чархи гардон бурун?
Дар ин оқилонро басе доварист.
Ҷаҳоне фарох асту хуш, к-ин ҷаҳон
Дар ӯ камтар аз ҳалқай ангуштарист.
Мар-онрост фардо наим андар ӯ,
Ки имрӯз бар тоаташ собирист.
Набошад касе ташнаву гурсуна,
Дар ӯ, к-ин сухан дархӯри зоҳирист.
Чу ташна набошад кас он ҷо пас он
Чӣ ҷои шароби ҳаниву марист?
Ҳазар кун зи ому зи гуфтори хом,
Гарат майл зӣ мазҳаби ҳайдарист.

Туро ҷон дар ин гунбади обгун
Яке коркун рафтанӣ лашкарист.
Биялфанҷ мулки Сикандар кунун,
Ки ҷонат дар ин садди искандарист.
Суханҳои Ҳуҷҷат ба ҳуҷҷат шумар,
Ки қавлаш на беҳудаю сарсарист.

❁ ❁ ❁

Чун дар ҷаҳон нигаҳ накунӣ, чун аст,
К-аз гашти чарх дашт чу гардун аст?
Дар боғу роғ мафраши зангорӣ
Пурнақши заъфарону табархун аст.
В-он абри ҳамчу кулбаи наддофон
Акнун чу ганҷи лӯълӯи макнун аст.
Бар чарх ҳамчу лола ба дашт-андар
Миррих чун саҳифаи пурхун аст.
Чун аст боғу шохи суман Парвин,
Ки Моҳи навхамида чу урҷун аст.
Бо чархи пурситора нигаҳ кун, чун
Пурлола сабза дархӯру мақрун аст.
Чун рӯи Лайлӣ аст гулу пешаш
Сарви навон чу қомати Маҷнун аст.
Чун Муштарист зард гулаш, лекин
Ин муштарӣ ба анбари маъҷун аст.
Машриқ ба нури субҳи саҳаргоҳон
Рахшон ба сони торами зарюн аст.
Гӯӣ миёни хаймаи пирӯза
Пур з-оби заъфарон яке оҳун аст.
Дашт ар чунин набуд ба моҳи дай,
Б-урдибиҳишт моҳ чунин чун аст?
Саҳро ба ложварду зару шангарф
Аз баҳри чӣ мунаққашу мадҳун аст.
Хоке, ки мурда буду шуда резон,
Оганда чун шуду зи чӣ гулгун аст?
Ин мушкбӯй сурхгули зинда
З-он зиштхоки мурдаи мадфун аст.
Он мурдаро кӣ кард чунин зинда?
Ҳар кас, ки ин надонад, мағбун аст.
Ин кор аз он ки зинда кунад онро,
Эзид ба ҳашр мояву қонун аст.
Ин мурда лоларо, ки шавад зинда,
Нам салсабилу маҳшар ҳомун аст.
В-он хушк хору хас, ки бисӯзандаш,
Фиръавни бесаломату Қорун аст.

В-андар ҳарири сабзи ситабрақҳо
Себу биҳӣ чу Мӯсиву Ҳорун аст.
Дӯзах танӯр шояд мар-хасро,
Гул дар биҳишт боғи ҳумоюн аст.
В-андар биҳишт хоҳад буд мева,
Он ҷо чунин, ки эдару акнун аст.
Пас, ҳам кунун ту низ биҳиштӣ шав,
К-он аз қиёс низ ҳам эдун аст.
На хор дархӯри табақу наҳл аст,
На гул сазои оташу конун аст.
Пас, нест ҷои мӯъмини покиза
Дӯзах, ки ҷои кофири малъун аст.
На дар биҳишти хулд шавад кофир,
К-он ҷойгоҳи мӯъмини маймун аст.
Биндеш аз ин савобу иқоб акнун,
К-ин дар хирад баробару мавзун аст.
Гар дигар аст мардуму гул дигар,
Инро биҳишт низ дигаргун аст.
Хурмову меваҳо ба биҳишт-андар,
Донӣ аз ин биҳишт, ки эдун аст.
Эй рафта бар улуми фалотунӣ,
Ин илмҳо тамом Фалотун аст.
Он фалсафа-ст в-ин сухани динӣ,
Ин шаккар асту фалсафа ҳапюн аст
Аз илми хонадони расул аст ин,
На гуфтаи Умарру Фариғун аст.
Дар хонаи расул чу Моҳи нав
Таъвил рӯз-рӯз бар афзун аст.
Ду кор: хӯи неку камозорӣ
Фарзандро васияти Маъмун аст.
Гар бадхуй аст хору суман хушхӯй,
Ин худ чаро гиромию он дун аст?
Дилро ба дин бипӯш, ки дин дилро
Дархурди бому сохта пурхун аст.
Ҷонро ба илм шӯй, ки мар-ҷонро
Илм, эй писар, муборак собун аст.

Баҳр аст илмро ба масал Қуръон,
Дар баҳри илм имом чу ҷайҳун аст.
Ҷайҳун хуш асту бомазаву дарё
Аз нохушӣ чу заҳру чу тоун аст.
Эй илмҷӯй, рӯй ба ҷайҳун неҳ,
Гар ҷон-т бар ҳалок на мафтун аст.
Дарё на об, гар ба масал об аст,
Чун бар лабаш на тину на зайтун аст.
Гирди масал магард, ки илми ӯ
Аз тоқату таҳаммул берун аст.
Таъвилро талаб, ки ҷуҳудонро
Ин қавл панди Юшаъ бин Нун аст.
Таъвил бар газидаи мори ҷаҳл
Эй ҳушёр, нодира афсун аст.
Таъвили ҳаққ дар шаби тарсоӣ
Шамъу чароғи Исиву Шамъун аст.
Ин илмро қароргаҳу гаштан
Андар миёни ҳуҷҷату маъзун аст.
Ин розро дуруст касе донад,
К-аш дил ба илми даъват машҳун аст.

❁ ❁ ❁

Эй писар, ар умри ту як соат аст,
Эзидро бар ту дар ӯ тоат аст.
Неъмат тухм асту бар ӯ шукр бор
В-ин бару ин тухм на ҳар соат аст.
Тоат, агар асли ҳама шукрҳост,
Умр сари ҳар шарафу неъмат аст.
Гар-т ҳаме умр наярзад ба шукр,
Бар ту ба девонагият тӯҳмат аст.
Марди накӯсурати беилму шукр
Сӯи ҳакимон, ба ҳақиқат, бут аст.
Мард махон ҳечу буташ хон, аз он-к
Чун бути боқомату беқимат аст.
Гар ту ҳаме мардум хонӣ-ш, аз он-к
Аз қибали симу зараш ҳашмат аст.
Назди ту пас мардум гашт аспи мир,
З-он ки бар ӯ низ ба зар ҳулят аст.
Ҳар кӣ надонад, ки кадом аст мард,
Ҳамчун сутурон зи дари раҳмат аст.
Мард ниҳон зери дил асту забон,
Дигар яксар гили пурсурат аст.
Сӯи хирад ҷуз, ки сухан нест мард,
Ӯ сухану колбадаш лӯъбат аст.
Ҷуз, ки сухан ёфтани мулкро
Ҳеч на моя-сту на низ олат аст.
Ҷуз ба сухан банда нагардад туро
Он кас, к-ӯ бо ту зи як нисбат аст.
Мард расул асту сутуранд пок
Ин ки ҳамегӯянд, ин уммат аст.
Марди суханёфтаро дар сухан
Ҳамлату ҳам ҳамяту ҳам қувват аст.
Ҳуҷҷату бурҳону суолу ҷавоб
Зарбати теғу сипари иффат аст.
Ҳарбгаҳи марди сухандон басе
Саъбтар аз маъракаи ҳамлат аст.
Шери биёбонро бо марди ҷанг
Ҳамсариву ҳамбариву ширкат аст.

Чангули шер омад шамшери шер,
Яшкаш чун тири ту боҳайбат аст.
Қавли ту тир асту забонат камон,
Гар-т бад-ин ҳарб ба дил рағбат аст.
Ҳар кӣ ба тири суханат хаста шуд,
Хастагияш нохушу беҳилат аст.
Пеши хирадманд дар ин ҳарбгоҳ
Бехирадонро ҳама тан аврат аст.
Шӯҳра шавад мард ба шӯҳра сухан,
Шӯҳрасухан раҳбар зӣ ҷаннат аст.
Рӯй матоб аз сухани хубу илм,
К-ин суи мардум самару неъмат аст.
Парвариши ҷон ба суханҳои хуб
Сӯи хирадманд меҳин ҳасбат аст.
Кавкаби илм охир сар бар кунад,
Гарчи кунун тираву дар раҷъат аст.
Ҳеч машав ғарра, гар авбошро
Чанд гаҳак неъмат ё давлат аст.
Сӯи хирадманд ба сад бадра зар
Ҷоҳил беқимату беҳурмат аст.
Гар ба ҳар ангушт чароғе кунад,
Ҳеч мабар зан, ки на дар зулмат аст.
Қимати дониш нашавад кам, бад-он-к
Халқ кунун ҷоҳилу дунҳиммат аст.
Тавба кунад шер зи шерӣ ҳагирз,
Гарчи шутур коҳилу беҳамят аст?
Сарв ҳамеёзад, агарчанд хор
Хушку нигунсору сақатқомат аст.
Неку бади оламро, эй писар,
Ҳамчу шабу рӯз дар ӯ навбат аст.
Гоҳ ту хуштабъу гаҳе хашминӣ,
Сирати ин чарх ҳамин сират аст.
Он ки туро меҳнати ӯ неъмат аст,
Неъмати ту низ бар ӯ меҳнат аст.
Бар асари рӯз равад шаб, чунон-к
Неъмати ӯ бар асараш накбат аст.

Хуг ҳама шарру зиён асту наҳс,
Меш ҳама хайру биру баркат аст.
Ҳамчу ду банда, ки бар ин аз Худой
Аз ту салом асту бар он лаънат аст.
Гар натавонад, ки шавад хуг меш,
З-он шараҳу наҳс дар ӯ хилқат аст.
Бар талаби баркати мешӣ туро
Ҳам хираду ҳам тану ҳам тоат аст.
Нек нигаҳ кун, ки бар ин ҷоҳилон
Деви лаъинро тарабу даъват аст.
Ҷои ҳазар ҳаст аз инҳо туро,
Акнун, к-ин халқ бад-ин ибрат аст.
Он ки фақеҳ аст аз амлоки ӯ
Поктар он аст, ки аз ришват аст.
В-он ки ҳамегӯяд: Ман зоҳидам,
Ҷаҳл худ ӯро батарин зиллат аст.
Гӯшу дили халқ ҳама з-ин сабаб
Зӣ ғазалу масхараву тибат аст.
Байту ғазал бар талаби фаҳшу лаҳв
Беҳунаронро бадали оят аст.
Одати худ тоату парҳез дор,
То фалаку халқ бар ин одат аст.
Беҳуда гуфтор ба як сӯ фикан,
Ҳуҷҷати ту бар сухани Ҳуҷҷат аст.
В-ар ту худ аз Ҳуҷҷат беҳоҷатӣ,
На ба ту мар-Ҳуҷҷатро ҳоҷат аст.

❁ ❁ ❁

Ҳар кӣ гӯяд, ки чарх бекор аст,
Пеши ҷонаш зи ҷаҳл девор аст.
Кас надид, эй писар, на низ шунид,
Ҳеч гардандае, ки бекор аст.
Чун накӯ нангарӣ, ки чарх ба рӯз
Ҳамчу нил асту шаб чу гулзор аст.
Буду бошад чӣ чизу ҳаст чӣ чиз?
З-ин агар баррасӣ, сазовор аст.
Асли бисёр агар якест ба ақл,
Пас, чаро худ яке на бисёр аст?
В-он к-аз ӯ равшанӣ падид ояд,
Равшану гирдгарду наввор аст.
Чунки бурҳон ҳаме нагӯяд рост,
Илми бурҳон чу хатти паргор аст.
Ҷунбиши мо чаро ки мухталиф аст?
Ҷунбиши чарх чун ки ҳамвор аст?
Асли ҷунбиш чаро нагӯӣ чист?
Чун наҷӯӣ, ки ин чӣ кочор аст?
Хок хор асту рустанӣ з-он аст,
К-истода чунин нигунсор аст.
Ҷонвар нест бо нигунсорӣ,
Лоҷарам, зиндаву гиёхор аст.
В-ин ки сар сӯи осмон дорад,
Боз бар ҳар се миру солор аст.
Мар-туро бар чаҳорумин дараҷа
Кӣ нишондасту ин чӣ бозор аст?
Зердастон-т чунки бехираданд,
Чун туро ҳушу ақлу гуфтор аст.
Бо ҳама ҳолате, ки ҳайвонрост,
Мар-туро бо сухан хирад ёр аст.
Мар-туро назди он, ки инҳо дод,
На ҳамоно, ки ҳеч кирдор аст?
Кор кардиву хӯрд чун хари хеш,
Пас, туро ҳушу ақл чӣ б-кор аст?
Эй писар, нангарӣ, ки ақлу сухан
Чун бар ин халқ сар ба сар бор аст?

Ақл бор аст бар касе, ки ба ақл
Гурбузу дузду чалду таррор аст.
Рашу санги каму тарозуи каж
Ҳама тадбири марди ғаддор аст.
Ақл дар дасти ин нафоя гурӯҳ,
Чун накӯ бингарӣ, гирифтор аст.
Гови хомӯш назди марди хирад
Беҳ аз он жожхой сад бор аст.
Гурги дарранда гарчи куштанӣ аст,
Беҳтар аз мардуми ситамгор аст.
Аз бади гург растан осон аст
В-аз ситамгора сахт душвор аст.
Гург молу зиёъи ту бихӯрад
Гурги саъби ту миру бундор аст.
Назди ҳар кас ба қадри қимати ӯ
Мар-хирадро маҳаллу миқдор аст.
Ҳам бар он сон, ки бор бар ду дарахт
Бар яке мева, бар дигар хор аст.
Ҳамчунон, к-аз нами ҳаво ба баҳор
Шӯра гилзору боғ гулзор аст.
Дузд агар ақлро ба дуздӣ бурд,
Лочарам, чун уқоб пардор аст.
Ту ба пеши хирад аз он хорӣ,
Ки хирад пешат, эй писар, хор аст.
Мар-хирадро ба илм ёрӣ деҳ,
Ки хирад илмро харидор аст.
Неку бад з-ӯ бад-он падид ояд,
Ки хирад чун сапед тӯмор аст.
Аз бадон бад шавад, зи некон нек,
Донад ин моя, ҳар кӣ ҳушёр аст.
Ақли некипазир агар дар ту
Бад шавад, бар ту з-ин сухан ор аст.
Махуронаш магар ки илму хирад,
Ҳам аз акнун, ки зору ноҳор аст.
Андар ӯ пуди илму некӣ боф,
К-ӯ мар-ин ҳар ду пудро тор аст.

Тоату илм роҳи ҷаннати ӯст,
Ҷаҳлу исён-т раҳбари нор аст.
Хӯи некӯву додро билфанҷ,
К-ин ду сират зи хӯи аҳрор аст.
Хӯи некӯву дод дар уммат
Асари Мустафои Мухтор аст.
Бар раҳи ростону некон рав,
Ки ҷаҳон пурхасону ашрор аст.
Дод кун, к-аз ситам ба ранҷ расӣ,
Дар ҷаҳон ин сухан падидор аст.
Ҷуз зи бедоди табъ бар табъе
Нест тимори ҳар кӣ бемор аст.
Ҳар кӣ н-озорадат, маёзораш,
Ки беҳини беҳон камозор аст.
Бадкуниш бад ба ҷои хеш кунад,
Ҳам бар ӯ феъли зишти ӯ мор аст.
Кор фардо ба адл хоҳад буд,
Гарчи имрӯз кор б-овор аст.
Соҳибу-л-ғори хеш динро дон,
Ки танат ғору ҷон-т дар ғор аст.
Бифкан аз ҷону тан ба тоату илм
Бори исён, ки бар ту анбор аст.
Хира харвор зери бор махусп,
Чун гунаҳ бар танат ба хирвор аст.
Чанд ғарра шавӣ ба фардоҳо,
Гар на бо хештан-т пайкор аст?
Рӯзи дӣ гашта гир фардоро,
Ки на бар гашти чарх мисмор аст.
Хештанро ба тоат-андар ёб,
Агар аз хештан-т тимор аст.
Панд бипзиру бифкан аз тан бор,
Гар суи ҷон-т пандро бор аст.
Ба дили пок барнавис ин шеър,
Ки ба покӣ чу дурри шаҳвор аст.

❁ ❁ ❁

Бале, бегумон ин ҷаҳон чун гиёст,
Ҷуз ин мардумонро гумоне хатост.
Азеро ки ҳамчун гиё дар ҷаҳон
Раванда-ст ҳамвора бешиву кост.
Агар ҳар чӣ бияфзояду кам шавад,
Гиё бошад, ин пири гетӣ гиёст.
Валекин гиёро бибояд шинохт,
Азеро суханро дар ин рӯйҳост.
Ҷаҳон гар яке гавзи некӯ шавад,
Бад-он гавз-дар мағз мардум сазост.
В-агарчанд моем мағзи ҷаҳон,
Гиё, чун накӯ бингарӣ, мағзи мост.
Гиё ҳамчу дона-сту мо орди ӯ,
Чу биндешию ин ҷаҳон осиёст.
Бихоҳад ҳаме хӯрдамон осиё
Ба дандони марг, эй писар, рост-рост.
Фаномон ба дандони марг-андар аст,
Ба дандони мо-дар гиёро фаност.
Валекин чу зинда-ст дар мо гиё,
Пас аз марг моро умеди бақост.
Гиё пешкори Худованди мост,
Ки бар подшоҳон ҳама подшост.
Бад-ӯ зинда гашта-ст мурдор хок,
Агар дасти Яздон-ш гӯям, равост.
Агар мурдаро зинда кардӣ Масеҳ,
Чунон, чун бар ин қавл Эзид гувост.
Ба як дона гандум-дар, эй ҳушёр,
Масеҳия бисёру бемунтаҳост.
Намурдасту ҳаргиз намирад гиё,
Ки мар-зиндагиро гиё кимиёст.
Миёни ду олам гиё манзилест,
Ки бӯю маза-в рангро мубтадост.
Гиё суи ҳушёр пайғамбарист,
Ки бо холиқу халқи пок ошност.
Гиёро падар дон дуруст, эй писар
В-агар ман падар-там, гиё худ ниёст.

На фонӣ, на боқӣ гиёҳ аст, аз он-к
Бақову фаноро дар ӯ илтиқост.
Ба шахс аст фониву боқӣ ба навъ,
Пас, ин гавҳаре оливу пурбаҳост.
Аз ӯ зод ҳайвону мардум в-аз ин
Чун ӯ ҳар касе бар бало мубталост.
Биё, то бақоро муҳайё шавем,
Ки ин ҷой бас нохушу бенавост.
Ҷаҳон, гарчи аз роҳи дидан парист,
Зи кирдор дев асту наравдаҳост.
Киро хонд ҳаргиз, к-аш охир наронд,
На ҷои муҳобо, на рӯю риёст.
Ҳама бешии ӯ ба ҷумла камист,
Ҳама ваъдаи ӯ саросар ҳабост.
Куҷо нуқтаи нур бинӣ дар ӯ,
Яке дуд чун деваш андар қафост.
Дарахтони некӣ-шро бар бадист,
Ба зери сари неъматаш-дар балост.
На они ту аст, эй бародар, дар ӯ
Ҳар он ч-аш гумон мебарӣ, к-они мост.
Яке маркаб аст ин ҷаҳон бас ҳарун,
Ки шарраш рикобу инонаш аност.
Чу дар одати ӯ тафаккур кунӣ,
Ҳама ғадру макру фиребу дағост.
Пас, он беҳ, ки бигрезӣ аз ғадри ӯ,
К-аз ӯ хайр ҳаргиз нахоҳад-т хост.
Магар тоати Эзиди бениёз,
Ки ӯрост фармону тақдиру хост,
Ду раҳбар ба пеши ту истодаанд,
К-аз эшон яке ақлу дигар ҳавост.
Хирад раҳ намояд-т зӣ хушнудиш,
Азеро хирад бас муборакасост.
Ниҳоле, ки талх аст бораш, макор,
Азеро раҳат бар сарои ҷазост.
Ба тоат ҳамекӯшу маншин бар он,
Ки гӯӣ аз Эзид маро ин қазост.

Ба тоат шавад пок занги гунoҳ,
Азеро гунаҳ дарду тоат давост.
На навмед бошу на эмин бихусп,
Ки беҳтар раҳе роҳи хавфу риҷост.
Дурӯғ эч масгол, азеро дурӯғ
Суи оқилон мар-забонро зиност.
Ҳазар кун зи макру ҳасад, эй писар,
Ки ин ҳар ду бар ту ваболу вабост.
Бад-он ч-ат бидоданд, хурсанд бош,
Ки хурсандӣ аз ганҷи Эзид атост.
Ба ҳар хайри ду-ҷҳонӣ уммед дор,
Гар аз банди озат умеди раҳост.
Агар ҷуфти озӣ, на озодаӣ,
Азеро ки ин з-ону он з-ин ҷудост.
Дари растагорӣ ба парҳез ҷӯй,
Ки парҳез беҳтар зи мулки Сабост.
Гузин кун ҷавонмардиву хӯи нек,
Ки ин ҳар дувон одати Мустафост.
Саховат нишон, гар сано боядат,
Ки бори дарахти саховат саност.
Беҳ аз бар дарахти саховат сано
Ба гетӣ дарахтеву боре куҷост!
Хирад ҷӯю ҷон-т аз ҳаво дур дор,
Азеро ҳаво чашми дилро амост.
Дилат ҳеч роҳат нахоҳад чарид,
Агар гирди ӯ мар-ҳаворо чарост.
Суи шеъри Хуҷҷат гирой, эй писар,
Агар ҳеч дар хотири ту зиёст,
Ки дебои румист ашъори ӯ,
Агар шеъри фозил Кисоӣ касост.

❁ ❁ ❁

Эй писар, осоиши ман рафтан аст,
З-он ки қарорам ба дигар маскан аст.
Рӯзу шаби равшану торӣ-м зод,
З-ин ҷасадам ториву ҷон равшан аст.
Об ба парвезан-дар чун бувад?
Ҷони ман обу тан парвезан аст.
Гаштани ин гунбад гуфтат, ки нест
Гаштани ӯ гаштан, бал куштан аст.
Неш ниҳон дорад дар зери нӯш,
Савсани хушбӯяш чун сӯзан аст.
Душмани мо бар мо дар ҷои хеш
Бад накунад, гарчи ба дил душман аст.
Чун ки ба ҷои ту-дар, эй чархи пир,
Халқ ба ҷон яксара ноэман аст.
Меҳр бар ӯ мафкану бифкан-ш дур,
З-он ки бад-ӯ саркашу меҳрафкан аст.
Хориши гетӣ зи сарат кай шавад,
То-т бар ангушт яке нохан аст?
Дар фараҳаш з-андуҳ тарсу бидон,
К-охири ҳар сури ҷаҳон шеван аст.
В-аз ғами ӯ танг макун низ дил,
Сабр ҳамекун, ки шаб обистан аст.
Бар бад маштоб, азеро шитоб
Бар бадӣ аз сирати Аҳриман аст.
Сабр ба ҳарби фалак-андар туро
Чун бикашад теғ, қавӣ ҷавшан аст.
Тухми зафар нест магар сабр бар,
Сабр чу зайтуну зафар равған аст.
Ҳар кӣ гирифтаст сари шохи сабр,
З-ин аҷабӣ шохи саломат чан аст?
Ҳеч макун сӯҳбат бо хӯи бад,
Хӯи бад эро адуи риман аст.
Хӯи бад андар раҳи озодагӣ
Қайди ду дасту ғул бар гардан аст.
Шохи хуи бад тани ганда-сту зишт,
Бехи хуи бад зи дари кандан аст.

Сӯҳбати бадхӯ ҳама ранҷ аст аз он,
Ёраш аз ӯ ғамгину ӯ ғамкан аст.
Шӯҳра беҳ аст туро хӯи нек
Хӯи бад осори даю баҳман аст.
Хӯи накӯ одати пайғамбарон,
Роҳи хуи нек сӯи растан аст.
Хӯи накӯ гир, ки бо хӯи нек
Мард ба моҳи дай дар гулшан аст.
Гавҳари гӯёе туро сохта,
Тан-т яке нодира пироҳан аст.
Чун ту чунин фитнаи пироҳанӣ,
Суда шавад пираҳан, ар з-оҳан аст.
Чун ба ғами меъда дарафтодаӣ,
Меъда туро жарф чаҳи Бежан аст.
Нестӣ огаҳ, ки ба рӯзӣ расад
Ҳар кӣ дар ин хонаи беравзан аст.
Н-аз қибали хӯрданӣ овардаанд,
Ақл туро з-ин қибали хӯрдан аст.
Гулхан бо доно гулшан шавад,
Гулшан бо бехирадон гулхан аст.
Дин ҳама хайр аст, бирав сӯи дин,
Гарчи дили халқ ба сӯи дан аст.
Ҷуз, ки Қурон нест хазинай улум,
Маҷмаи илм асту бар ӯ хозин аст.
Қиблаи халқ аст зи баҳри намоз,
З-ӯ ба ҳар иқлим яке мӯъзин аст.
Ӯм раҳонид зи Даҷҷоли кӯр,
Ҳикматро дил-ш куҳи Қоран аст.
Умматро ҷумла ба амри Худой,
Аз падару ҷаддаш ӯ зомин аст.
Илми халоиқ ҳама аз илми ӯ
Чун зи кӯҳи Қоф яке арзан аст.
Ҳуҷҷатро шеър ба таъйиди ӯ
Нарму музайян чу хази адкан аст.

❁ ❁ ❁

Эй ба хӯр машғул доим чун набот,
Чист назди ту хабар з-ин коинот?
Худ чунин шуд бар баланд аз зоти хеш,
Хирахир ин нилгун бедар калот?
Ё касе дигар мар-ӯро баркашид,
Он ки курсий ӯст чархи собитот?
Ҷисм бе сонеъ куҷо ёбад ҳагирз
Шаклу рангу ҳайъату ҷунбиш ба зот?
Чанд бар мо ин кавокиб бингаранд
Рӯзу шаб чун дидаҳои бесубот?
Гар бихоҳӣ, то бидонӣ, гӯш дор
В-ар бидонӣ, гӯши ман зӣ туст ҳот!
Бингар андар лавҳи маҳфуз, эй писар,
Хаттҳо-ш аз коиноту фосидот.
Ҷуз дарахтон нест ин хатро қалам,
Нест ин хатро ҷуз аз дарё давот.
Хатти Эзидро нафарсояд ҳагирз
Гашти даҳру доироту сомикот.
Зиндагонӣ ҳар се се хатт Эзиданд,
Мардумаш анҷому оғозаш набот.
Зиндаи ҳақро ба чашми дил нигар,
З-он ки чашми сар набинад ҷуз мавот.
Ин ки мебинӣ, бутонанд, эй писар,
Кард бояд номашон Уззову Лот.
Халқ яксар рӯй зӣ эшон ниҳод,
Кас ба бут з-оташ куҷо ёбад наҷот?
Ҳамчунон чун гуфт, мегӯяд сухан.
Дев дар Уззову Лот андар Манот.
Ҳилату рухсат ба дин-дар фош кард,
Модари девон ба қавли бесубот.
Лоҷарам, доданд бе бим ошкор
Дар баҳои таблу даф моли закот.
Оқилонро дар ҷаҳон ҷое намонд,
Ҷуз ки дар куҳсорҳои шомихот.
Кас наёрад ёд аз оли Мустафо
Дар Хуросон аз банину аз банот.

Кас наҷӯяд ме нишон аз ҳафт зан,
К-омадаст андар Қурон з-эшон сифот.
Барнахонда халқ пиндорӣ ҳаме
Муслимотин мӯъминотин қонитот.
Ҳар замон бадтар шавад ҳоли рама,
Чун бувад-ш аз гурсуна гургон руъот.
Гар бихоҳад Эзид аз Аббосиён
Куштагони оли Аҳмадро диёт,
Вои Бӯмуслим, ки мар-Саффоҳро
Ӯ бурун овард аз он бедар калот.
Ман зи лаззатҳо бишустам дасти хеш,
Рост чун бигзаштам аз оби Фурот.
Бар умеди он, ки ёбам рӯзи ҳашр
Бар Сирот аз оташи дӯзах барот.

❁ ❁ ❁

Ин тахти сахтгунбади гардон сарои мост,
Ё худ яке баланду беосоиш осиёст.
Ло бал, ки ҳар касе-ш ба миқдори илми хеш,
Эдун гумон барад, ки худ ин сохта маросm.
Доно-ш гуфт: «Маъдани чуну чарост ин».
Нодон-ш гуфт: «Нест, ки ин маъдани чарост».
Донанда файласуф чунин гуфт, к-ин ҷаҳон
Моро зи кирдгор ҳаме ҳадя ё атост.
Чун файласуф рафт, ато монд бо Худой,
Пайдост ҳамчу рӯз, ки гуфтори ӯ хатост.
Бахшидаи Худой зи ту кай шавад ҷудой?
Он-к ӯ ҷудо шавад зи ту, бахшидаҳои мост.
Аз баҳри гуфтугӯй зи кори ҷаҳону халқ
Гуфтанд гунагуну давиданд чаппу рост.
Он гуфт: «Ин ҷаҳон на фаноист, сармадист».
Ин гуфт, к-ин хатост, ҷаҳонро зи бун фаност.
Чун ину он шуданд, ҷаҳон монд барқарор,
Ӯ бар бақои хешу фаноҳои мо гувост.
Фонӣ ба ҷон наӣ, ба танӣ, эй ҳаким, ту
Ҷонро фано ба ақл муҳол асту норавост.
Пас, чошнист ин зи фанову бақо туро,
Гар феъл бар фано шуд, бунёд бар бақост.
Боқист чархи кардаи Яздону шахси ту
Фонист, з-он ки кардаи ин бехирад раҳост.
Бедониш омадиву дар ин ҷо шинохтӣ,
К-ин чист в-он чӣ бошад в-ин чуну он чарост?
Чуну чаро натиҷаи ақл аст, бегумон,
Чуну чаро зи ҷонварон ҷуз туро кирост?
Ҷуз ақл чист он, ки бад-ӯ неку бад зи халқ,
Ин мустаҳиққи лаънату он дархури саност.
Қадру баҳои мард на аз ҷисми фарбеҳ аст,
Бал қадри мардум аз сухану илм пурбаҳост.
Бар ҷонвар, ба ҷумла, сухангӯй ҷонвар
З-он аст подшо, ки бар ӯ ақл подшост.
Чун ту худои хар шудӣ аз қуввати хирад,
Пас, дар ту ақл ақли Худояст – қавли рост.

Бе ҳеч иллате зи қазо ақл додамон,
З-он рӯй номи ақл суи аҳли дин қазост.
Ин ҷо зи баҳри он зи худоӣ-т баҳра дод,
К-ин гавҳари шариф мар-он ҳадяро сазост.
Ин аст он ато, ки Худо кард файласуф
В-он фалсафа-ст в-ин раҳу осори анбиёст.
Ин олам аждаҳост в-аз Эзид туро хирад
Позаҳри заҳри ин қавию мункар аждаҳост.
Позаҳри аждаҳост хирад суи ҳушёр,
Дархурди макр нест, на низ аз дари даҳост.
Ҳарчанд раҳмат аст хирад бар ту аз Худой,
Бар ҳар кӣ бад кунад ба хирад, ҳам хирад балост.
Мулки бақост коми ту в-ин ҳар ду комро
Андар ду олам, эй бихрад, ақл кимиёст.
Гар ту ба дасти ақл асирӣ, хунук туро,
Войи ту, гар хирад-т ба дасти ту мубталост.
Тухми вафост ақл ба ту мубтало шуда,
Гар мар-туро зи тухми вафо баргу бар ҷафост.
Сӯи вафост рӯи хирад, чун ҷафо кунӣ,
Мар-ақлро ба сӯи ту, эй пир, пас қафост.
Адл асту ростӣ ҳама осори ақли пок,
Ақл аст офтоби дилу адл аз ӯ зиёст.
Аз адлҳои ақл яке шукри неъмат аст,
Бахшандаи хирад зи ту, зеро ки шукр хост.
Аз нек сабр кард набояд, ки коҳилист,
Бар бад шитоб кард нашояд, ки аз ҳавост.
Шукр аст оби неъмату неъмат ниҳоли ӯст,
Бе оби хуш ниҳол нагирад магар, ки кост.
Чун ҷону тан дутост, ду тухм аст дин-тро,
Як тухм ҳаст хавфу дигар тухми ӯ риҷост.
Ҳар кас, ки бар ҳавои дили хеш такя кард,
Такя макун бар ӯ, ки ҳавоҷӯй худ ҳавост.
Он гӯй мар-маро, ки тавонӣ зи ман шунуд,
Ин панд мар-туро ба раҳи рост чун асост.
Олам якест хатти кашидай Худои ҳаққ,
В-он хаттро миёнаву оғозу мунтаҳост.

Дунё зи баҳри мардуму мардум зи баҳри дин,
Чун хатти доира, ки бар анҷомаш ибтидост.
Илм аст кори ҷон-ту амал кори тан, ки дин
Аз илму аз амал чу тану ҷони ту дутост.
Чун ҷону тан дутост, ду тухм аст дин-тро,
Як тухм ҳаст хавфу дигар тухми ӯ риҷост.
Марди хирад ҷудо нашуд аз хар, магар ба дин,
Он кун, ки марди бохирад аз хар бад-ӯ ҷудост.
Кишти Худой нест, магар аҳли илму дин,
Ҷуз ин ду тан дигар ҳама хору хасу гиёст.
Парҳез тухму мояи дин асту зӣ Худой
Парҳезгор мардуми бодину бериёст.
Парҳезгор кист? Камозор, агар касе
Аз халқ порсост, камозор порсост.
Лахте инон бикаш, зи паи ин ҷаҳон матоз,
Зеро ки тохтан зи паси ин ҷаҳон аност.
Бар хок фитна чун шудаӣ? Бар само нигар,
Бар хок нест ҷои ту, бал бартар аз самост.
Гар з-осмон ба хок ту хурсанд гаштаӣ,
Ҳамчун ту шӯрбахт ба олам дигар куҷост?
Тарсам, к-аз орзу хирадатро вабо расад,
Зеро ки орзу хиради халқро вабост.
Дардест орзу, ки ба парҳез беҳ шавад,
Парҳез халқро суи доно беҳин давост.
Панд аз касе шунав, ки надорад зи ту тамаъ,
Панде, ки бо тамаъ бувад, он сар ба сар ҳабост.
Гетӣ ба банди тамъ бибастаст халқро,
Аз банд дур бош, ки пандаш на аз вафост.
Аз дастбанди тамъи ҷаҳон чун раҳонадат,
Ҷуз ҳушёр мард, к-аз ин банд худ раҳост?
Бе тӯтиёст чашми ту гар бар дурӯғу зарқ,
Аз мард чашмдарди туро тамъ тӯтиёст.
Рафтанд ҳамраҳон-ту бояд ҳаме-т рафт,
Андуҳ махур, ки ҷои сипанҷ асту бенавост.
Баргир зоди роҳ, ки парҳезу тоат аст,
З-ин роҳ сар матоб, ки ин роҳи авлиёст.

Чун бебақост ин сафаре, хона андар ӯ,
Боке мадор ҳеч, гарат пушт беқабост.
Парҳез кун ба ҷон зи хурофоти нокасон,
Ҳарчанд бо хасон кунӣ он ҷо нишасту хост.
Масҷид калисиё нашудаст, эй писар, ҳанӯз
Гарчи ба шаҳр ҳамбари масҷид калисиёст.
Ин аст панди Ҳуҷҷату ин аст мағзи дин,
В-ороиши сухан-ш чу гашнизу карвиёст.

❊ ❊ ❊

Замин асту об асту он гаҳ ҳавост
Ва боз оташ омад ба тартиби рост.
Кеҳин олам инро ниҳад файласуф,
Ки зиндони ҷон асту доми балост.
Чаҳор аст гавҳар, фузун не, аз он-к
Ба кор-андарун беҳаду мунтаҳост.
Мар-омезиши гавҳаронро бигӯй,
Сабаб чӣ, ки чандин сувар з-ӯ бихост?
Чаро бешу кам гашт дар вай нигор,
Чу гавҳар на андар фузунӣ бикост.
Гар аз сар ту афлоку анҷум ниҳӣ,
Мар-афлокро ин қуво аз куҷост?
Чаро гардад ин гунбади гирдгард
Бар он сон, ки гӯӣ яке осиёст?
Чӣ гар хона ӯро бад-ин сон чунин,
Ва ё худ мар-ӯро ба табъ иктифост?
Табиат, надонам, чӣ бошад мушир,
Агар ту бидонӣ, бигӯям, равост.
Гуҳар хонамаш ё араз, бозгӯй,
К-аз ин ҳар ду номаш кадомин сазост?
Араз кай тавонад будан, з-он ки ӯ
Бар ин гавҳарон сар ба сар подшост.
В-агар гавҳар аст ӯ, пас, аз баҳри чӣ
Аз авсофи гавҳар саросар ҷудост?
На қоим ба зот асту не ҷойгир,
Аразнопазир асту беилтиқост.
На тӯл аст ӯро, на арзу на умқ,
На андар сутӯҳу на дар интиҳост.
Замин ҳамчу гӯю чу гӯй осмон,
Фаровон мар-ӯро далелу гувост.
Ту мар-гӯйро чун ниҳӣ пешу пас,
Ту мар-гӯйро чун ниҳӣ чаппу рост?
Чаро гуфт ин бодро, к-ин дабур,
Чаро гуфт он бодро, к-он сабост?
Фано ҳаст астақсиро назди ӯй
Ва ё худ мар-ӯро ҳамеша бақост?

Гар ачносу анвоъ боқӣ буванд,
Зи баҳри чӣ мар-шахсҳоро фаност?
Ҳаюлои сонӣ намудӣ ба ман,
Пазируфтаму ҳам бар инам ризост.
Тафовут дар аҳволи мо аз чӣ рӯй,
Ҳунарвар чаро солу маҳ дар шақост?
Гиё гар хӯрад ҷонвар, бок нест,
Чаро ҷонвар ҷонварро чарост?
Чӣ кардаст ин гӯсфанди заиф,
Ки дар куштани ӯ савобу ҷазост?
Чаро боз бо чангу ной аст, низ
Тазарв аз чӣ маънӣ аз ӯ дар аност?
Чӣ кардаст ин бегунаҳ ҷонвар,
Ки дар чанги ҷинсе чу худ мубталост?
Баҳона қазову қадар дону бас,
Ҳама бешу кам яксара дар қазост.
Ба тақдир бояд, ки розӣ шавӣ,
Ки кори худой на тадбири мост.
Маро з-ибтидои ҷаҳон бозгӯй,
Ки иқрор дорем, к-аш ибтидост.
Бар ин ҳеч бурҳон тавонӣ намуд?
Бигӯ, гар туро ҳеч гуна навост.
Касофат ҳама сар ба сар дар замӣ-ст,
Латофат ҳама сар ба сар дар самост.
Гар афлок ҷумла латифанд, пас
Бигӯ, гар хирад бо дилат ошност.
Нахустин фалак Моҳро манзил аст,
Дигар Тирро, боз Ноҳидрост.
Чаҳорум фалак боз Хуршедро,
К-аз ӯ мар-ҷаҳонро саросар зиёст.
Забар боз Баҳрому Бирҷису боз
Зуҳал, он ки тухми балову ҷафост.
Ва чархи меҳин асту кайҳон забар,
Ки чархи меҳин маъдани бурҷҳост.
Меҳин олам онро ниҳад файласуф,
Ки манзилгаҳи анбиё в-асфиёст.

Чу он ҷо расидӣ, сухан баста шуд,
Надонам бурун з-ин хало ё малост.
Набинем суде дар ин гуфтугӯй,
К-аз ин беш ҷустан фузунӣ хатост.
Раҳи рост ҷӯю фузулӣ маҷӯй,
Гарат орзу сӯҳбати авлиёст.
Раҳи рост онро шинос аз ҷаҳон,
Ки бар суннати Аҳмади Мустафост.
Дареғо, ки дониш чунин хор гашт,
Надонам касе, к-аш ба дониш ҳавост.
На донандагонро зи дониш беҳист,
На наздики кас дониширо баҳост.
Даҳон боз кардаст бар мо аҷал,
Ту гӯӣ яке гурсуна аждаҳост.
Мудово бувад серӣ аз ҷонвар,
На ин дардро ҳеч гуна давост.
Надонем, то худ пас аз марг чист,
Ду роҳ аст, он чист? – Хавфу раҷост.
Меҳин неъмат имон шиносу бидон,
Ки имон зи Эзид гиромӣ атост.
Савоб аст бар нек мар-некро,
Бадонро, ба ҳар ҳол, бар бад ҷазост.
Бувад порсоӣ калиди биҳишт,
Хунук он касеро, ки ин порсост.
Ҳама порсоӣ на рӯза-сту зӯҳд,
На андар фузуний намозу дуост.
На ҷомай кабуду на мӯи дароз,
На андар саҷода, на андар ватост.
Чу ин расмҳоро бибинӣ, бидон,
Ки ин бештар бахри рӯю риёст.
Валекин ту он мешумар порсо,
Ки ботин чу зоҳир варо босафост.
Камозорию бурдборӣ-ш хост,
Дилаш бовафою кафаш босахост.

❁ ❁ ❁

Ҷаҳоно, чун дигар шуд ҳолу сонат?
Дигар гаштӣ, чу дигар шуд замонат!
Замонат нест чизе ҷуз, ки ҳолат,
Чаро ҳолат шудаст аз душманонат?
Чу рухсори шаман пургарду зард аст,
Ҳамон чун бутситоне бустонат.
Арӯсе пурнигору нақш будӣ,
Рух аз гулнору аз лола даҳонат.
Пур аз чин зулфу рух пурнур, гуфтӣ
Набастандӣ машота чиниёнат.
Ба чашмат кард бадчашмӣ, ҳамоно
Зи чашми бад дигар шуд ҳолу сонат.
Нишонд аз ҳуллаҳо бебахр меҳрат,
Бишуст аз нақшҳо боди хазонат.
Зи Румат корвон овард Наврӯз,
Зи Фансур орад акнун Меҳргонат.
Аз ин бар судию з-он бар зиёнӣ,
Баробар гашт судат бо зиёнат.
Ридои парниён гар мебидаррӣ,
Чаро мансух кардӣ парниёнат?
Чу оташхона гар пурнур шуд, боз
Куҷо шуд Зандату он зандхонат?
Ҳазимат шуд ҳамоно хайли булбул
Зи бими зангиёни безабонат.
Маро аз хоби нӯшин дӯш бичҳонд
Саҳаргоҳон яке з-ин зангиёнат.
Агар ҳечам, суи ту ҳурмате ҳаст,
Яке хомӯш кун ӯро ба ҷонат.
Агар меҳмони туст ин нохушовоз,
Маро фарёд рас з-ин меҳмонат.
Чӣ гӯям-т, эй расули ҳаҷр, гӯям:
Фиғон моро аз ин нохуш фиғонат.
Маро аз хонумон бонги ту афканд,
Ки вайрон бод яксар хонумонат.
Сияҳ карду гарон рӯзи ғарибон
Сиёҳий рӯю овози гаронат.

Ба рафтан ҳамчу бандӣ ланг аз онӣ,
Ки банди эзидӣ бастаст ронат.
Нишони мудбирӣ-т ин бас, ки ҳаргиз
Чу аббосӣ нашӯӣ тайласонат.
Начӯӣ ҷуз фасоду шарр, азеро
Ҳамеша гург бошад мизбонат.
Зи ман бигсил ба фазл ин ошноӣ,
На бар ман посбон кард осмонат.
Ба ту-дар хайру шарре нест баста,
Валекин фол доранд ину онат.
Ба бонги бегунаҳ зоғ, эй бародар,
Магардон ранҷа ин хира равонат,
Ки бар ту дам шумурдасту бибаста
Худои кирдгори ғайбдонат.
Чу додӣ боз дамҳои шумурда,
Надорад суд аз он пас обу нонат.
Ҳама воми ҷаҳон будаст бар ту,
Тану асбоби умри сӯзиёнат.
Гар ӯро вомҳо ме бозхоҳанд,
Чаро чун заъфарон гашт арғавонат?
Туро андар ҷаҳони рустанӣ хонд,
Аз аркон кирдгори комронат.
Замоне андар ӯ ме хок хӯрдӣ,
Набуд огаҳ кас аз ному нишонат.
Гаҳе бидруд хӯша-т варзгоре,
Гаҳе бишкаст шохе боғбонат.
В-аз он ҷо дар ҷаҳони мардумат хонд
Зи роҳи мому боби меҳрубонат.
Бадал дод аз шукуфа-в баргу мева
Аму холу табору дудмонат.
Дарахти диниву шояд, ки акнун
Гуҳар борад забони дурфишонат.
В-аз он пас, к-ат кадевар посбон буд,
Расули Мустафо шуд посбонат.
Агар сӯи ту будӣ ихтиёрат,
Нагаштӣ ҳаргиз ин андар гумонат.

Кунун сӯи ту карданд ихтиёрат,
Аз он сӯ каш, ки меҳоҳӣ инонат.
Яке фархунда гул гаштӣ, ки акнун
Ҳаме фирдавс шояд гулситонат.
Яке мешӣ, ки акнун менашояд
Магар Мӯсии пайғамбар шубонат.
Ҷаҳони рустанӣ гар нек будат,
Беҳ омад з-он ҷаҳони мардумонат.
Дар ин фонӣ, агар некӣ гузинӣ,
Аз ин фонӣ беҳ ояд ҷовидонат.
Агар бар осмон ме рафт хоҳӣ,
Аз имон кун в-аз эҳсон нардбонат.

❁ ❁ ❁

Эй хирадманд, нигаҳ кун, ки ҷаҳон даргузар аст,
Чашм биност ҳамоно, агарат гӯш кар аст.
На ҳамебинӣ, к-ин чархи кабуд аз бари мо
Басе аз мурғ сабукпартару паррандатар аст?
Чун набинӣ, ки яке зоғу яке бози сапед
Андар ин гунбади гарданда паси якдигар аст?
Чун ба мардум шавад ин олами ободу хароб,
Чун надонӣ, ки дили олам ҷисми башар аст?
Аз кӣ пурсӣ, ба ҷуз аз дил, ту баду неки ҷасад,
Чун ҳамедонӣ, к-ӯ маъдани илму фикар аст?
Аз кӣ пурсанд, ҷуз аз мардум, неку бади даҳр,
Чун бар ин қофилагӣ мардум солору сар аст?
Эй хирадманд, агар мастон огоҳ наянд,
Ту аз ин ҷой ҳазар гир, ки ҷои ҳазар аст.
Ба хирад хештан аз оташу аґлол бихар,
Ту хирад варз, агар бештар аз халқ хар аст.
Марди дониста ба ҷон илму хирадро бихарад,
Гарчи ин харрама аз илму хирад бехабар аст.
Ба хирад гавҳар гардад, ки ҷаҳон чун дарёст,
Ба хирад мева шавад хуш, ки ҷаҳон чун шаҷар аст.
Нашавад ғарра ба бисёрии ҷуҳҳол ҷаҳон,
Ки басе санг ба дарё-дар беш аз гуҳар аст.
Гар ҳаме нодонро ҳашмат бинад суи шоҳ,
Сӯи Яздон доно мӯҳташаму бохатар аст.
Ҳар ду баргу бар бар асли дарахтанд, валек
Бар сазои башару барг сазои бақар аст.
Ҷуз хирадманд мадон оламро тухму баре,
Ҳама хору хас дон, ҳар чӣ ба ҷуз тухму бар аст.
Бед монанди туранҷ аст зи дидор ба барг,
Нест дар барг сухан, балки сухан дар самар аст.
Набувад мардум ҷуз оқилу бедониш мард,
Набувад мардум, ҳарчанд ки мардумсувар аст.
Он басир аст, ки ҳаққи басар андар дили ӯст,
На басир аст касе, к-аш ба сар-андар басар аст.
Напарад бар фалаку бар сари дарё наравад,
Ҷуз ки ҳушёр касе, к-аз хирадаш пову пар аст.

Гар ту аз ҳушу хирад ёфтаӣ пову паре,
Пас, хабар гӯй маро з-он чи бурун з-ин агар аст.
Гирди ин гунбади гарданда чӣ чиз аст муҳит?
Нарм чун бод ва ё сахт чу хоку ҳаҷар аст.
Агар он сахт бувад, суда шавад чарх бар ӯ,
Пас, далел аст, ки он чиз аз ӯ нармтар аст.
Пас, чу нарм аст, ҷасад бошад, он-ч ӯ ҷасад аст,
Бениҳоят набувад, к-ин сухане муштаҳар аст.
Пас, чӣ гӯӣ, ки аз он нарм ҷасад бартар чист?
Нек бингар, ки на ин кори касе баднигар аст.
Чархро зеру забар нест суи аҳли хирад,
Он-ч аз ӯ зери ту омад, дигареро забар аст.
В-ар чунин аст, чӣ гӯӣ, ки ҷудо аз бари мост?
Суханат сӯи хирадманд муҳолу ҳадар аст.
В-он чӣ ӯро забару зер бувад, ҷисм бувад,
Натавон гуфт, ки холиқро зеру забар аст.
Гаштани ҳолу сухан гуфтан б-овозу ҳуруф
Забару зер ҳама ҷумла ба зери Қамар аст.
Назари тира дар ин роҳ надонад сари хеш,
В-арчи раҳбар ба суи олами ақлӣ назар аст.
З-ин сухан магзару ин кор ба хорӣ магузор,
Гар хирадро ба дилу ҷони ту-бар раҳгузар аст.
Вагарат рағбат бошад, ки дар оӣ з-ин дар,
Бишнав аз ман сухане, к-ин сухани мухтасар аст.
Сӯи он бояд рафтан-т, ки аз амри Худой
Бар хазинай хираду илми Худованд дар аст.
Он ки зӣ доно дарёи хирад хотири ӯст,
Ӯст дарёву дигар яксара олам шамар аст.
Он ки зӣ аҳли хирад дӯстии итрати ӯ
Бо каримий насабаш то ба қиёмат асар аст.
Гар битарсӣ, ҳаме аз оташи дӯзах бигурез,
Сӯи паймон-ш, ки паймон-ш аз оташ сипар аст.
Ҳунару фазлу хирад дар сияри ӯст ҳама,
Ҳамчу ӯ кист, ки фазлу ҳунар ӯро сияр аст?
Қиматӣ гардӣ, агар фазлу ҳунар гирӣ аз ӯ,
Қимати мард бидонӣ, ки ба фазлу ҳунар аст.

Ҳар хирадманд бидонад, ки бад-ин ҳолу сифат
Боби илми набию боби Шабиру Шабар аст.
В-агарат раҳбар бояд ба суи сирати ӯ,
Зӣ раҳу сирати ӯят писараш роҳбар аст.
Рӯи Яздони ҷаҳон дору худованди замон,
Ки зи таъйиди худоӣ ба дараш-бар ҳашар аст.
Рояти шоҳонро сурати шер асту паланг,
Бар сари рояти ӯ сурати фатҳу зафар аст.
Ӯ ба қаср-андар осудаву аз холиқи халқ
Нусрату таъйид аз ҳазрати ӯ бар сафар аст.
Зулфиқор, он ки ба дасти падараш буд, кунун
Ба кафи ӯст, азеро писари он падар аст.
Нарасад ҷуз зи кафаш хайру саодат ба ҷаҳон,
Кафи ӯ, шояд будан, ки ҷаҳонро ҷигар аст.
Фахр бар олами арвоҳу бар арвоҳ кунад,
Он ки дар олами аҷсом чунинаш писар аст.
Эй худованде, к-ат нест дар офоқ назир,
Раҳмату фазли ту зӣ Ҳуҷҷати ту мунтазар аст.
Гарчи комаш зи ғаму ҳасрат хушк аст забон-ш,
Ба мадеҳи падару ҷаддату мадҳи ту тар аст!
Хору санги дараи Юмгон аз тоати ту
Дар димоғу даҳани банда-т уду шакар аст.
Ту, Худованд, чу Хуршед ба олам самарӣ,
Ҳамчунин бандаи зорат ба Хуросон самар аст.
Сӯи ман наҳси замон ҳаргиз нозир набувад,
То худованди замонро ба суи ман назар аст.

❁ ❁ ❁

Агар бузургиву ҷоҳу ҷалол дар дирам аст,
Зи кирдгор бар он марди камдирам ситам аст.
Надод доди маро, чун надод гурба маро,
Туро аз аспу хару гову гӯсфанд рама-ст.
Яке ба тими сипанҷӣ ҳаме наёбад ҷой,
Туро равоқ зи нақшу нигор чун Ирам аст.
Чу маҳ гузашт, ту шодӣ зи баҳри ғаллаи тим,
Валекин он ки туро ғалла ӯ диҳад, ба ғам аст.
Ҳама ситора, ки наҳс аст мар-рафиқи туро,
Чаро туро ба саодат рафиқу холу ам аст?
Касе, ки дод бар ин гуна хоҳад аз Яздон,
Бидон, ки роҳи дилаш дар сабили дод гум аст.
Бибин, ки баҳраи он подшо зи неъмати хеш
Чу баҳраи ту заиф аз таъом як шикам аст.
На ҳар чӣ ҳаст мар-ӯро, ҳама тавонад хӯрд,
Зи нони хеш туро баҳра з-они ӯ чӣ кам аст?
Касе, ки ҷӯи равон аст даҳ ба боғаш-дар,
Ба вақти ташна чу ту баҳра з-он-ш як фахам аст.
Гарат надод ҳашам, ту ғами ҳашам нахӯрӣ,
Ғами ҳашам ҳама бар ҷони ӯст, к-аш ҳашам аст.
Забон-т доду дилу гӯшу чашм ҳамчу амир,
Нишони адли Худой, эй писар, дар ин ниам аст.
Кунӣ писанд, ки бе чашму гӯш биншинӣ,
Ба ҷои он ки худованди мулкати Аҷам аст.
Ба ҷони халқ баромад падид адли Худой,
На бар тану дираму мол, к-он ҳама санам аст.
Агар писанд наёяд туро, бидон, к-ин адл
Ҳазор бор накӯтар зи тахту мулки Ҷам аст.
Агар наёфт хатар, бехатар магар ба дирам
Дуруст шуд, ки хирад бартару беҳ аз дирам аст?
Ту подшоҳи тани хешӣ, эй баҳушу туро
Тамизу хотиру андешаву сухан хадам аст.
Ту, эй писар, зи хирад сӯи мир мӯҳташамӣ,
Агарчи мир суи оми халқ мӯҳташам аст.
Қалам силоҳату Ҳуҷҷат ба пеши ту сипар аст,
Хирад туро сипаҳ асту сухан туро алам аст.

Сухан расули дилу ҷони туст, агар хуб аст,
Хабар диҳад уқалоро, ки ҷон-т мӯҳтарам аст.
Ба ҳам шавад ба забон бар-т лафз бо маънӣ,
Агар-т ҷони сухангӯй бо хирад ба ҳам аст.
Тафовут аст басе дар сухан, к-аз ӯ ба масал
Яке муборак нӯшу яке кушанда сам аст.
Чу ҳушёр гузорад-ш, роҳату доруст,
Чу морсой бикорад-ш, шиддату алам аст.
Яке сухан, ки бувад рост, рост чун тир аст,
Дигар сухан, ки дурӯғ аст, пур зи сағру хам аст.
Чу барқ равшану хуб аст дар сухан маънӣ,
Бурун зи маънӣ дигар бухору боду там аст.
Тамизу фикрату ақл аст кимиёи сухан,
Чу кимиё набувад асли ӯ, зи боду дам аст.
Забону ком суханро ду олатанд аз асл,
Чунон ки олати дастони лаҳн зеру бам аст.
Туро маҳалли Худой аст дар сухан, ки ҳаме
Ба ту вуҷуд пазирад сухан, ки дар адам аст.
Зи баҳри ҳозири акнун забон-т ҳоҷиби туст,
Зи баҳри ғоиби фардо расули ту қалам аст.
Дили ту, з-он ки сухан монд, хоҳадат шод аст,
Дили касе, ки дирам монд, хоҳадаш дижам аст.
Дижам-ш кард дирам, лоҷарам, ба охири кор
Сутуда нест касе, к-ӯ сазои лоҷарам аст.
Дижам мабош зи каммий дирам ба дунё-дар,
Агар ба тоату илмат ба дин-дарун қадам аст.
Матоз бар дами дунё, ки газдумаш бигазад-т,
Зи газдумаш баҳазар бош, к-аш газандадум аст.
Ба дину дунё бархӯр, Худойро бишинос,
Ки суннаташ ҳама адл асту раҳмату карам аст.
Ба шеъри Ҳуҷҷат пур гашт дафтар аз ҳикмат,
Ки хотираш дари панд асту маъдани ҳикам аст.

❀ ❀ ❀

Эй хонда китоби Занду Позанд,
З-ин хондани Занд то каю чанд?
Дил пур зи фузулу Занд бар лаб,
Зардушт чунин навишт дар Занд?
Аз феъл мунофиқию бебок
В-аз қавл ҳакимию хирадманд.
Аз феъл ба фазл шав, бияфзой,
В-аз қавл рав андаке фурӯ ранд.
Пандам чӣ диҳӣ? Нахуст худро
Муҳкам камаре зи панд барбанд!
Чун худ накунӣ, чунон ки гӯӣ,
Панди ту бувад дурӯғу тарфанд.
Панд аз ҳукамо пазир, азеро-к
Ҳикмат падар асту панд фарзанд.
Зӣ марди ҳаким дар ҷаҳон нест,
Хуштар ба маза зи қанд ҷуз панд.
Панде ба маза чу қанд бишнав,
Беайб чу пораи Самарқанд.
Коре, ки зи ман писанд н-оядт,
Бо ман макунончунону мапсанд.
Ҷуз рост магӯй гоҳу бегоҳ,
То ҳоҷат н-оядат ба савганд.
Ганда-ст дурӯғ, аз ӯ ҳазар кун,
То пок шавад даҳонат аз ганд.
Аз номи бад ар ҳаме битарсӣ,
Бо ёри бад аз буна мапайванд.
Он гӯй маро, ки дӯст дорӣ,
Гар халқ туро ҳамон бигӯянд.
Зеро ки ба тирмоҳ ҷав хӯрд,
Ҳар к-ӯ ба баҳор ҷав пароканд.
Аз хандаи ёри хеш биндеш,
Он гоҳ ба ёри хеш барханд.
Бар гардани ёри худ манеҳ тавқ,
Гар ёри ту хонадат Худованд.
Биздой ба узр занги кина,
Ҷуз узр дарахти кин кӣ барканд?

Бар феъли чу заҳр нест позаҳр
Ҷуз қавли чу нӯши пухта бо қанд.
Дар кор чу гашт бар ту мушкил,
Оҷиз машаву мабош хурсанд.
Аз марди хирад бипурс, азеро
Ҷуз ту ба ҷаҳон хирадварон ҳанд.
Тадбир бикун, мабош оҷиз,
Сар хира мапеч бар қазоганд.
Бингар, ки Худой чун ба тадбир,
Беолат чархро пай афканд.
Бо панди чу дурру шеъри Ҳуҷҷат
Мангар ба китоби Занду Позанд.
Биндеш, ки бар чӣ сон ба ҳикмат
Ин хуб қасидаро биёганд.

❁ ❁ ❁

Аз аҳли мулк дар ин қуббаи кабуд кӣ буд,
Ки мулк аз ӯ нарабуд ин баланд чархи кабуд?
Ҳар он ки бар талаби мол умр моя гирифт,
Чу рӯзгор баромад, на моя монду на суд.
Чу умр суда шуду моя умр буд туро,
Туро зи мол ки суд аст, агар на суд, чӣ суд?
Фузудагонро фарсуда гир пок ҳама,
Худои азза ва ҷал на фузуду на фарсуд.
Худойро ба сифоти замона васф макун,
Ки ҳар се васфи замона-ст, ҳасту бошаду буд.
Якест босифату бесифат нагӯемаш,
На чизу чиз магӯяш, ки-мон чунин фармуд.
Худойро бишиносу сипоси ӯ бигузор,
Ки ҷуз бад-ин ду нахоҳем буд мо маъҳуд.
Ба феълу қавлу забон якниҳод бошу мабош
Ба дил хилофи забон чун пашизи зарандуд.
Чу нарм гӯям бо ту, маро дурушт магӯй,
Масӯз даст ҷуз онро, ки мар-туро бираҳуд.
Зи хоку оташу обӣ, ба расми эшон рав,
Ки хок хушку дурушт асту об нарму насуд.
Мабош модеҳи хешу магӯй хира маро,
Ки ман туранҷи латифу хушам, ту бемаза туд.
Агар касе бигирифтӣ ба зӯру ҷаҳд шараф,
Ба арш барбинишастӣ ба саркашӣ Намруд.
Ҷуҳудро чӣ накӯҳӣ, ки ту ба сӯи ҷуҳуд
Басе нуфоятарӣ, з-он ки сӯи туст ҷуҳуд.
Сутуда сӯи хирадманд шав ба дониш, аз он-к
Ба ҳақ сутуда расул аст, к-аш Худой сутуд.
Яқин бидон, ки зи покизагист пайваста
Ба ҷони поки расул аз Худову халқ дуруд.
Агар нахоҳӣ, к-ой ба маҳшар олуда,
Зи ҷаҳл ҷону зи бад дил бибоядат полуд.
Туро чӣ гуна бисовад ҳагирз покию илм,
Ки ҷону дил-т ҷуз аз ҷаҳлу феъли бад натануд.
Ба молу мулку ба иқболи даҳр ғарра машав,
Ки ту ҳанӯз аз оташ надидаӣ ҷуз дуд.

Ҷаҳон масал чу яке манзилест бар раҳу халқ
Дар ӯ ҳама гузарад фавҷ-фавҷ зудозуд.
Бародару падару модарат ҳама рафтанд,
Ту чанд хоҳӣ андар сафар чунин осуд?
Ту рӯз дар ғами дунёву шаб ғунуда ба хоб,
Зи кори охиратат кай хабар тавонад буд.
Танат чу пираҳане буд ҷон-трову кунун
Ҳама гусасту бифарсуда гашт торату пуд.
Рабуд хоҳад аз тан-т пираҳан акнун,
Ҳамон ки тозагию ранги пираҳан-т рабуд.
Ту бод паймудӣ ҳамчу ғофилону фалак
Ба кайли рӯзу шабон умр бар ту барпаймуд.
Ту солиён бихуфтию он ки бар ту шумурд,
Дами шумурдани ту як нафас задан нағнуд.
Кунун бибояд рафтан ҳаме ба қаҳру сарат
Пур аз бухори хумор асту чашм холобуд.
Ту ибрати ду ҷаҳонӣ, ки меравию дилат
Зи бахт нохушнуду Худой нохушнуд.
Нигоҳ кун, ки чӣ ҳосил шудат ба охири кор,
Аз он ки дасту сару рӯй сӯхтиву шахуд.
Чаро ба ранҷи тан, эй бехирад, талаб кардӣ
Фузуние, ки ба умри ту андарун нафузуд.
Бидон, ки ҳар чӣ бикиштӣ зи неку бад, фардо
Бибоядат ҳама нокому ком пок дуруд.
Бидон, ки бар ту гувоҳӣ диҳанд ҳар ду ба ҳақ,
Ду чашм ҳар чӣ бидиду ду гӯш ҳар чӣ шунуд.
Ба гумраҳӣ набувад ғадр мар-туро, пас аз он-к
Туро далели Худованд роҳи рост намуд.

❁ ❁ ❁

Яке бечону бетан аблақаспе, к-ӯ нафарсояд,
Ба кӯҳу дашту дарё-бар ҳаметозад, ки н-осояд.
Саворон гар бифарсоянд аспонро ба ранҷ-андар,
Яке аспест он, к-ӯ мар-саворонро бифарсояд.
Саворон хуфтаву он асп бар сар-шон ҳаметозад,
Ки на касро бикӯбад сар, на касро рӯй бишхояд.
Туву фарзанди ту ҳар ду бад-ин аспед, лекин ту
Ҳамекоҳӣ бад-ин ҳамвору фарзандат меафзояд.
Назод аз ҳеч модар, на бипарвардаш касе ҳаргиз,
Валекин ҳар кӣ зод ӯ ё бизояд, зери ӯ зояд.
Замонай номусоидро аз ин гуна ба ҷуз Ҳуҷҷат
Ба зарру гавҳари алфозу маънӣ кас наёрояд.
Сухан чун зарри пухта бехиёнат гардаду софӣ,
Чу ӯро хотири доно ба андеша фурӯ соянд.
Сухан чун занг равшан бояд аз ҳар айбу олоиш,
Ки то н-ояд сухан чун занг, занг аз ҷон-т наздояд.
Ба оби илм бояд шуст гарди айбу ғаш аз дил,
Ки чун шуд айбу ғаш аз дил, сухан бе айбу ғаш ояд.
Таъоми ҷон сухан бошад, сухан ҷуз поку хуш машнав,
Азеро чун набошад хуш таому пок, бигзояд.
Зи доно, эй писар, некӯ суханро гар биёмӯзӣ,
Ба ду олам туро ҳам холиқу ҳам халқ бистояд.
В-агар мар-хештанро аз сухан бебаҳра бипсандӣ,
Маро, гар чун ту фарзанде набошад бар замин, шояд.
Ба бонги хуш гиромӣ шуд суи мардум ҳазорово
В-аз он хор аст зоғ эдун, ки хушшу хуб насрояд.
Ҳазоровоз чун доно ҳама некӯву хуш гӯяд,
Валекин зоғ ҳамчун марди ҷоҳил жож мехояд.
Бибахшоӣ ту тӯтиро аз он, к-ӯ ме сухан гӯяд,
Ту гар некӯ сухан гӯӣ, туро Эзид бибахшояд.
Калид аст, эй писар, некӯ сухан мар-ганҷи ҳикматро,
Дари ин ганҷ бар ту бе калиди ганҷ накшояд.
Ман андар ҷустани некӯ сухан танро бифарсудам,
Сарам з-ин фахру з-ин ҳикмат ҳаме бар чарх аз ин соянд.
Агар ту сӯи ҳикмат, чун-т фармуданд, бигроӣ,
Ҷаҳон з-он пас ба чашми ту ба парри пашша нагрояд.

Набинӣ, к-аз Хуросон ман нишаста паст дар Юмгон,
Ҳамеояд суи ман як ба як, ҳар ч-ам ҳамебояд.
Ҳаким он аст, к-ӯ аз шоҳ нандешад, на он нодон,
Ки шаҳро шеър гӯяд, то магар чизе-ш фармояд.
Касе, к-ӯ бо ман андар илму ҳикмат ҳамсарӣ ҷӯяд,
Ҳамехоҳад, ки гил бар офтоби равшан андояд.
Чаро, гар чун ман аст ӯ, ҳамчу ман бар садр наншинад,
В-агар не чун биҷӯяд ному хира жож бидрояд?
Китоби Эзид аст, эй марди доно, маъдани ҳикмат,
Ки то олам ба пой аст, андар ин маъдан ҳамепояд.
Чу сӯи ҳикмати динӣ биёбӣ раҳ, шавӣ огаҳ,
Ки Афлотун ҳаме бар халқи олам бод паймояд.
Набошад хуб, агар з-он пас, ки шустам дил ба оби ҳақ,
Ки ҷони равшанам ҳаргиз ба ноҳаққӣ биёлояд.
Маро бо ҷони равшан дар дили софӣ яке шуд дин,
Чу ҷон бо дин яке шуд, кас мар-ӯро низ нарбояд.
Бибояд шуст ҷонатро ба илми дин, ки илми дин
Чунон-к об аз намад ҷонро зи шубҳатҳо биполояд.
Туро роҳе намоям ман си хайроти ду-ҷҳонӣ,
Ки касро ҳеч ҳушёре аз он беҳ роҳ нанмояд.
Биперой аз тамаъ нохун ба хурсандӣ, ки аз дастат
Чу ин нохун биперой, ҳама корат бипероянд.

* * *

Ҷуз ки ҳушёр ҳакимон хабар аз кор надоранд,
Ки фалак бози шикор асту ҳама халқ шикоранд.
На аҷаб, гар набувадшон хабар аз чарху зи кораш,
К-аз ҳарисию ҷаҳолат ҳама дар хобу хуморанд.
Барзкорони ҷаҳонанд ҳама рӯзу ҳама шаб,
Ба ҷуз аз маъсияту ҷавр надарванду накоранд.
Чун дарахтони баборанд ба дидор, валекин
Чун ба кирдор расад, яксара беданду чаноранд.
Ғадру макр аст басе бар сари ин халқ фалакро,
Ки ба ҷуз аҳли хирад тоқати он макр надоранд.
Эй хирадманд, гумон бар, ки ҷаҳон хуб дарахтест,
Ки бар ӯ аҳли хирад хушмазаву бӯи симоранд.
Бал кишоварз Худой асту дар ӯ кишт ҳакимон,
В-андар ӯ ин ҷуҳалошон ба масал чун хасу хоранд.
Ҷуз ки озору хиёнат нашиносанд, азеро
Ба бадий феъл чу морону чу мушон ба шиоранд.
Гар биёбанд зи тақлид ҳисоре ба ҷаҳолат,
Аз тани хешу сари ин ҳукамо гард бароранд.
Масал аст ин, ки чу мушон ҳама бекор бимонанд,
Данашон гираду оянду сари гурба бихоранд.
Девашон сӯи биёбон бинамудаст тариқе,
З-ин сабаб раҳ ба суи шаҳр ҳаме рафт наёранд.
Бибуриданд зи пайғамбару аз олу табораш,
З-он ки мар-деви лаъинро ҳама оланду таборанд.
Бар раҳи дин, ба масал, мил набинанду манора
В-аз паси дунё зарра ба ҳаво-дар бишуморанд.
Эй бародар, ба ҳазар бош зи ғарқа ба миёншон,
З-он ки ин қавм яке баҳри беорому қароранд.
Сӯи оли набӣ ой аз сипаҳи дев, ки эшон
Мӯъминонро зи ҷафои сипаҳи дев ҳисоранд.
Сазад, аз пушт ба хар сӯи ғазанфар бинишинад,
Марди ҳушёр чу донист, ки хасмон-ш ҳиморанд.
Оли пайғамбар мар-умматро то паси эшон
Сӯи дин роҳ бибинанд, чу Хуршед ба коранд.
Боду абранд, валекин ҳукамову уқалоро
Ба ҷуз аз адл наёранду ба ҷуз илм наборанд.

Анбиёанд бад-он гоҳ, ки пирону каҳуланд,
Ҳукамоянд аз он вақт, ки атфолу сиғоранд.
Чун раҳи қибла шавад гум, ба ҳикам қиблаи халқанд,
Чун шаби фитна шавад тира, пур аз нури наҳоранд.
Ба сахову ба ҳудову ба баҳову ба туқо хуш,
Аз Худованд суи халқи ҷаҳон ҷумла мушоранд.

⁂

Он кун, эй ҷӯёи ҳикмат, к-аҳли ҳикмат он кунанд,
То бад-он душворҳо бар хештан осон кунанд.
Ҷуз ки дархӯрди хирад сӯҳбат надоранд аз буна,
Бар ҳамин қонун, ки дар олам ҳаме аркон кунанд.
Тоати аркон бибин мар-чарху анҷумро ба табъ,
То ба тоат чарху анҷумшон ҳаме ҳайвон кунанд.
Чархро анҷум ба сони дастҳои чобуканд,
К-аз латофат хоки беҷонро ҳаме боҷон кунанд.
Дастҳои осмонанд ин, ки бо ин бандагон
Он худовандон ҳаме эҳсонҳо алвон кунанд.
Чашмҳои оламанд инҳо, ки чун дар хоки хушк
Бингаранд, ӯро ҳаме пурдурру пурмарҷон кунанд.
Ин шигифтӣ бин, ки дар найсон зи бас нақшу нигор
Хоки бустонро ҳаме з-ин зинати бустон кунанд.
Ин нишониҳост мардумро, ки инҳо медиҳанд,
Сӯи гавҳарҳо, ки ме дар хоку кӯҳ пинҳон кунанд.
Гар надидӣ аршрову ҳомилони аршро,
То ба гирдаш бар чӣ сон ҳамвора ме ҷавлон кунанд.
Арши туст ин хоку афлоку кавокиб гирди ӯ,
Рӯзу шаб ҷавлон ҳаме ҳамвора бар даврон кунанд.
Подшоҳӣ ёфтастӣ бар наботу бар сутур,
Ҳарчӣ гӯӣ, он кунед, он аз буни дандон кунанд.
Бингар онро дар рукӯъу бингар инро дар суҷуд,
Пас, ҳамин кун ту зи тоатҳо, ки ме эшон кунанд.
Ин ишоратҳои халқиро тааммул кун ба ҳақ,
К-ин ишоратҳо ҳаме зӣ тоати Яздон кунанд.
Пеша кун имрӯз эҳсон бо фурӯдастони хеш,
То забардастон-т фардо бо ту низ эҳсон кунанд.
Бандаи бадро худовандон ба ташна, гурсуна
Бар азоби оташи меъда ҳаме бирён кунанд.
Пас, ту бадбанда чаро эмин нишастастӣ? Аз он-к
Ҳамчунин фардо бар оташ мар-туро қурбон кунанд.
Аз набиди ҷаҳл чун мастони беҳушанд халқ,
Ту, ки ҳушёрӣ, макун коре, ки ин мастон кунанд.
Гӯшт, ар ганда шавад, ӯро намак дармон бувад,
Чун намак ганда шавад, ӯро ба чӣ дармон кунанд?

Бо сабуксорон аз оли Мустафо чизе магӯй,
З-он ки ин ҷуҳҳол худ беабр ме борон кунанд.
Дар мадинай илми Эзид ҷуғдаконро ҷой нест,
Ҷуғдакон аз шорсонҳо қасд зӣ вайрон кунанд.
Шав, сухан густар зи Ҳайдар, гар наяндешӣ аз он-к
Ҳамчу бар ман кӯҳи Юмгон бар ту-бар зиндон кунанд.
Бар сари минбар сухан гӯянд мар-авбошро
Аз биҳишту хӯрданӣ ҳайрон ҳаме з-ин сон кунанд.
Бонг бардоранду бихрӯшанду бар уммеди хӯрд,
Чун ҳадиси ҷав кунӣ, бешак, харон афғон кунанд.
В-ар ту гӯӣ: «Ҷои хӯрду бурд чун бошад биҳишт?
Бар ту аз хашму сафоҳат чашм чун пайкон кунанд.
Мар-туро дар ҳисни оли Мустафо бояд шудан,
То зи илми ҷадди худ бар сар-т дур афшон кунанд.
Хонаҳои илми Яздонанд эшон, з-ин қибал
Гирди эшон оқилон ҳамвор ме ҷавлон кунанд.
Ҳуҷҷатони дасти раҳмон он имоми рӯзгор
Даст агар хоҳанд, дар таъвил бар кайвон кунанд.
В-ар бигардад гирдашон шайтон ба макру ғадри хеш,
Макри шайтонро чу ғул дар гардани шайтон кунанд.
Ҳуҷҷату бурҳони дин аз ҳуҷҷатони ӯ шунав,
З-он ки ин девонагон даъвии бебурҳон кунанд.
Дин-тро бо илми ҷисмонӣ ба мизон баркашанд,
Бетамизон кори дин бе кайлу бе мизон кунанд.
Дини ҳақро мардумӣ дон, ҷон-ш илму тан амал,
Оқилон мар-боми ҳикматро ҳаме бунён кунанд.
То надонӣ, кор кардан ботил аст, аз баҳри он-к
Кор бар нодону оҷиз бихрадон товон кунанд.
Ҷумла ҳайронанд уммат, бар раҳи эшон марав
В-арна ҳамчун хештан дар дин туро ҳайрон кунанд.
Маст бисёр аст, хомуш бош, ҳил, то мераванд,
Мар-яке ҳушёрро сад маст кай фармон кунанд?

❁ ❁ ❁

Дар ин мақом агар ме мақом бояд кард,
Ба кори хеш накӯтар қиём бояд кард.
Ба ҳар чӣ хуштарат ояд зи номҳо, танро
Ба феъли хеш бад-он ном ном бояд кард.
Ки номи некӯ мурғест, феъли некаш дом,
Зи феъли хеш бад-ин мурғ дом бояд кард.
Зи хӯи неку хирад дар раҳи муруввату фазл
Мар-аспи танро зину лагом бояд кард.
Бад-ин лагому бад-ин зин-т нафси бадхӯро
Дар ин мақом ҳаме нарму ром бояд кард.
Агар дилат бишкастаст санги маъсияташ,
Дили шикаста ба тоат лаҷом бояд кард.
В-агар саломат хоҳӣ зи ҷаҳл, бар дари ақл
Салом бояд карду мақом бояд кард.
Агар хирад набувад, хубу бад надонад кас
Ба зоти хеш, ки ӯро кадом бояд кард.
В-агар карим шавад орзу-т ному лақаб,
Каримворат феъли киром бояд кард.
Ҷафову ҷавру ҳасадро ба табъ, дар дили хеш
Нафуру зишту баду сарду хом бояд кард.
Чу бар ту даҳр ба офоти худ зиҳом кунад,
Туро ба сабр бар ӯ қасди шом бояд кард.
Ба феъли неку ба гуфтори хуб пушти адӯ
Чу оқилони ҷаҳон зери бом бояд кард.
Сафеҳро ба сафоҳат ҷавоб бозмадеҳ,
Зи бевафо ба вафо интиқом бояд кард.
Агар замона ба гурге диҳад инонашро,
Бар ӯ зи баҳри саломат салом бояд кард.
В-агарчи хос бувӣ, хештан зи баҳри салоҳ
Миёни ом чу эшон-т ом бояд кард.
Ба қасду амд чу чизе ҳалол дорад даҳр,
Ба сӯи хеш мар-онро ҳаром бояд кард.
Ҷаҳон ба мардуми доно тамом бояд шуд,
Пас, ин марову туро ме тамом бояд кард.
Ба боғи дини ҳақ андар зи баҳри бори хирад
Забон-тро ба баён чун ғамом бояд кард.

Рух аз набиди масоил ба зери гулбуни илм
Ба қолу қил ҳаме лаълфом бояд кард.
Ба ҳарби аҳли залолат зи баҳри куштани ҷаҳл
Сухан-тро чу буранда ҳусом бояд кард.
Камон-т хотиру ҳуҷҷат сипар-т бояд сохт,
Зи нуктаҳои наводир сиҳом бояд кард.
Чу носибии муарбид дилом хоҳад сохт,
Туро ҷазои диломаш дилом бояд кард.
Мусофиранд ҳама халқу нестанд огоҳ,
Ки ме навои шаробу таом бояд кард.
Зи баҳри кардани бедор ҷамъи мастонро
Яке мунодӣ бар тарфи бом бояд кард.
Ки чанд хусбед, эй беҳушон, чу вақт омад,
Ки теғи ҷаҳл ҳаме дар ниём бояд кард.
Ба кому ноком аз баҳри зоди роҳи дароз
Замин ба зери кият зери гом бояд кард.
Ба зери оташи андеша зод бояд пухт,
Зи илми ҳаққ забонро зимом бояд кард.
Чу бенизомии динро низом хоҳӣ дод,
Низоми дунйии дун бенизом бояд кард.
Забонат асп кунӣ, чун-т роҳ бояд рафт,
Ба гоҳи ташна кафи даст ҷом бояд кард.
Чаро чу сӯи ту нома-в паём бифристад?
Туро ба ҳар кас нома-в паём бояд кард.
Агар касеро аспест ё ғулом, туро
Равон-т бандаву аспу ғулом бояд кард.
Гар обрӯй ҳаме боядат, қаноатро
Чу ман ба неку бад андар имом бояд кард.
В-агар на ҳамчу фалону фалон зи бешармӣ,
Ба пеши халқ рухон чун рухом бояд кард.
Муҳол бошад, агар бо атои ақли азим,
Чу ин сагонат қасди изом бояд кард.
Ҷаҳон пур аз хасу хору пури виром шудаст,
Туро калом ҳаме бевиром бояд кард.
Муҳол бошад, агар мар-каримро ба тамаъ
Санои бехирадону лиом бояд кард.

В-агар насиҳатро рӯй нест, хомӯшӣ
Зи неку бад ба даҳон бар лаҷом бояд кард.
Ба зоди ин сафарат сахткӯш бояд буд,
Ки ин ҳаме суи Доруссалом бояд кард.
Бичӯй имоми ҳумомӣ зи аҳли байти расул,
Ки хештан-т чун ӯйе ҳумом бояд кард.
Туро агар набувад, носибӣ, имом имрӯз,
Басе, ки фардо эй войи мом бояд кард.

* * *

Чанд гӯӣ, ки чу ҳангоми баҳор ояд,
Гул биёрояду бодом ба бор ояд.
Рӯи бустонро чун чеҳраи дилбандон
Аз шукуфа руху аз сабза изор ояд.
Рӯи гулнор чу биздояд қатри шаб,
Булбул аз гул ба саломи гулнор ояд.
Роздор аст кунун булбул, то якчанд
Зоғ зор ояду ӯ зӣ гулзор ояд.
Боғро, к-аз дай кофур нисор омад,
Чун баҳор ояд, лӯълӯ-ш нисор ояд.
Гулсавор ояд бар маркабу ёқутин,
Лола дар пешаш чун ғошиядор ояд.
Гул табору ол дорад ҳама маҳрӯён,
Ҳар гаҳе, к-ояд бо олу табор ояд.
Бед бо бод ба сулҳ ояд дар бустон,
Лола бо наргис дар бӯсу канор ояд.
Боғ монандаи гардун шавад эдун, к-аш
Зӯҳра аз чарх саҳаргаҳ ба назор ояд.
Инчунин беҳудаҳо низ магӯ бо ман,
Ки маро аз сухани беҳуда ор ояд.
Шаст бор омада Наврӯз маро меҳмон,
Ҷуз ҳамон нест, агар шашсад бор ояд.
Ҳар киро шуст ситамгар фалакорояш,
Боғи ороста ӯро ба чӣ кор ояд?
Сӯи ман хобу хаёл аст ҷамоли ӯ,
Гар ба чашми ту ҳаме нақшу нигор ояд.
Неъмату шиддати ӯ аз паси якдигар,
Ҳанзалаш бо шакару бо гул хор ояд.
Рӯзи рахшанда, к-аз ӯ шод шавад мардум,
Аз паси андуҳу ранҷи шаби тор ояд.
Чу ту мадҳуш ба хок-андар хусбидӣ,
Чӣ баҳор ояду чӣ дашт ба бор ояд.
То наронад дайи девона-т хӯи бад,
На баҳор ояду на дашт ба бор ояд.
Фалаки гардон шерест рабоянда,
Ки ҳаме ҳар шаб зӣ мо ба шикор ояд.

Ҳар кӣ пеш оядаш аз халқ, биявборад,
Гар сиғор ояд ё низ кибор ояд.
Нашавад мондаву на сер шавад ҳаргиз
Гар шикореш яке ё ду ҳазор ояд.
Гар азиз аст ҷаҳону хуш зӣ нодон,
Сӯи ман боре ме нохушу хор ояд.
Ҳар касеро зи ҷаҳон баҳраи ӯ пайдост,
Гарчи ҳар чиз аз ин табъи чаҳор ояд.
Ме ба кор ояд ҳар чиз ба ҷои хеш,
Тарӣ аз обу шахудан зи шихор ояд.
Нарму тар гардаду хушхору гуворанда,
Хори бетаъм чу дар коми ҳимор ояд.
Созгорӣ кун бо даҳри ҷафопеша,
Ки баду неки замона ба қатор ояд.
Гар бад омад-т гаҳе, акнун нек ояд,
К-аз яке чӯб ҳаме минбару дор ояд.
Гаҳ ниёзат ба ҳисор ояду банду дар,
Гоҳ айбат зи дизу банду ҳисор ояд.
Гаҳ сипоҳ орад бар ту фалаки доҳӣ,
Гаҳ туро мушфиқу ёридеҳу ёр ояд.
Набувад ҳаргиз айбе чу ҳунар, ҳарчанд
Ҳунари Зайд суи Амр увор ояд.
Мар-маро гӯӣ: «Бархез, ки баддинӣ!»
Сабр кун акнун, то рӯзи шумор ояд.
Гесуи ман ба суи ман ба ду райҳонаст,
Гар ба чашми ту ҳаме тофта мор ояд.
Шохи пурборам зӣ чашми банӣ Заҳро,
Пеши чашми ту ҳаме беду чанор ояд.
В-ар ҳамегӯӣ: «Ман низ мусулмонам»,
Мар-туро бо ман дар дин чӣ фахор ояд?
Ман таралло ба Алӣ дорам, к-аз теғаш
Бар мунофиқ шабу бар шиа наҳор ояд.
Фазл бар дуд надонӣ, ки басе дорад,
Нур агарчанд ҳаме зери ғубор ояд.
Чун бародар набувад ҳаргиз ҳамсоя,
Гарчи бо мард ба кухсору ба ғор ояд.

Санг чун зарр набошад ба баҳо ҳарчанд,
Санг бо зарр ҳаме зарри иёр ояд.
Дин сароест баровардаи пайғамбар,
То ҳама халқ бад-ӯ-дар ба қарор ояд.
Ба саро-андар донӣ, ки худовандаш
На чунон ояд, чун ғаллагузор ояд.
Алию итрати ӯяст мар- онро-дар,
Хунук онро, ки дар ин сохта дор ояд.
Хунук онро, ки ба илму ба амал ҳар шаб
Ба саро-андар бо фаршу изор ояд.

❁ ❁ ❁

Дари дурҷи сухан бикшой бар панд,
Ғазалро дар ба дасти зӯҳд дарбанд.
Ба оби панд бояд шуст дилро,
Чу солат баргузашт аз шасту аз анд.
Чу бар дил мардро аз деви гумраҳ
Ҳамебинӣ фиканда банд бар банд.
Бидеҳ пандаш, ки бикшояд саранҷом,
Зи банда банди малъун devro панд.
Ҳароратҳои ҷаҳлиро ҳакимон
Зи илму панд гуфтастанд реванд.
Чу сабрат талх бошад панд, лекин
Ба сабрат панди чун сабрат шавад қанд.
Нахустин панд худ гир аз тани хеш
Вагарна нест пандат ҷуз, ки тарфанд.
Бад-он саққо, ки худ хушк аст комаш,
Гаҳе бигрию гаҳ б-афсӯс барханд.
Чӣ бояд панд, чун гардуни гардон
Ҳама панд аст, бал Занд асту Позанд.
Чӣ дорӣ чашм аз ӯ, чун ину онро
Ба пеши ту бад-ин хок андар афганд.
Басанда-ст, ар набошад низ панде,
Падар панди туву ту панди фарзанд.
Манеҳ дил бар ҷаҳон, к-аз бех барканд
Ҷаҳон Ҷамро, ки ӯ оганд Байканд.
Нигар, чӣ-прокан̄ӣ, з-он хӯрд бояд-т,
Ки ҷав хӯрдаст он, к-ӯ ҷав пароканд.
Зи бедодӣ самар гаштаст Заҳҳок,
Ки гӯянд ӯ ба банд аст дар Дамованд.
Ситам мапсанд аз ман бар тани хеш,
Ситам аз хеш бар ман низ мапсанд.
Дилатро занги бад кардан бихӯрдаст,
Ба рандай тавба занг аз дил фурӯ ранд.
Ба қурт андар туро з-ин бадкуниш тан,
Яке деви азим аст, эй хирадманд.
Чу дар қурта туро худ ҷои ғазв аст,
Набояд шуд ба тарсову равиханд.

Киро дар остин мурдор бошад,
Куҷо ёбад раҳоиш мағзаш аз ганд?
Ситам мапсанду неҳ ҷаҳл аз тани хеш,
Ки ақл аз баҳри ин додат Худованд.
Бадал бояд-т кардан бад ба некӣ,
Чу хар бар ҷав набояд буд хурсанд.
Туро ҷои қарор, эй хоҷа, ин нест,
Дил аз дунё ҳаме барбоядат канд.
Нигаҳ кун, то чӣ кардастӣ зи некӣ,
Чӣ гӯӣ, гар зи кирдорат бипурсанд?
Зи феъли хеш бояд сохт имрӯз,
Туро аз баҳри фардо хешу пайванд.
Битарс аз хиҷлати рӯзе, ки он рӯз
Ситеҳидан надорад суду савганд.
Намонад нури рӯз аз халқ пинҳон,
Агар ту даркашӣ сар дар қазоганд.
Бикун зоди сафар з-ин ёва гаштан,
Дар ин ҷойи сипанҷӣ то каю чанд?
К-аз ин зиндон ҳаме берун-т хонад,
Ҳамон кас, к-андар ин зиндонат афганд.

❁ ❁ ❁

Озурдани мо замона хӯ дорад,
М-озор аз ӯ, гарат биёзорад.
В-аз ақл яке сипар кун, ар хоҳӣ,
К-ат даҳр ба теғи хеш нагзорад.
Таъвизи вафо бурун кун аз гардан
В-арна ба ҷафо гулӯ-т бифшорад.
Он аст каримтабъ, к-ӯ эҳсон
Бо аҳли вафову фазл хӯ дорад.
В-аз сифла ҳазар кунад, ки нокасро
Доно чу саг аҳли хор ангорад.
Шӯра-ст сафеҳу сифла дар шӯра
Ҳушёр ҳагирз тухм кай корад?
Бар шӯра марез оби хуш, зеро
Н-ояд-т ба кор, чун биёғорад.
Хорест дурушт суҳбати ҷоҳил,
К-ӯ чашми вафову мардумӣ хорад.
Маспор ба даҳри сифла дил, зеро
Озода дилаш ба сифла наспорад.
Эмин машав аз замона, зеро к-ӯ
Морест, ки хушку тар биявборад.
Гар бигзарад аз ту як бадаш, фардо
Ночор аз он батар-т боз орад.
Кам бинад мардум аз ҷаҳон раҳмат,
Ҳарчанд ки беш гиряду зорад.
Ин шӯйкуши палид ҳар рӯзе,
Бингар, ки чӣ гуна рӯй бингорад.
В-аз шӯй ниҳон ба ғадру маккорӣ
Дар ҷоми шароб захр бигсорад.
В-он фитна шуда з-дасти ин душман
Бистонад заҳру нӯш пиндорад.
Онро, ки чунин занеш бифребад,
Шояд, ки хирад ба мард нашморад.
Он аст хирад, ки ҳаққи ин ҷоду
Мард аз раҳи дину зӯҳд бигзорад.
В-аз абри забон сиришки ҳикматро
Бар кишти ҳушу хирад фурӯ борад.

В-ар сар бикашад хирад зи ҳушёрӣ,
Бар пушташ бори дин баранборад.
Дев аст ҷаҳон, ки заҳри қотилро
Дар нӯш ба макр мебиёчорад.
Чун рӯз бибинад ин муъодиро
Ҳар кас, ки бар ӯ хирад-ш бигморад.
Онро, ки ба сар-ш-дар хирад бошад,
Бо дев нишасту хуфт чун ёрад?

❂ ❂ ❂

Хирадмандро ме чӣ гӯяд хирад?
Чӣ гӯяд-ш, гӯяд: «Ҳазар кун зи бад!»
Бад-он вақт гӯяд ҳамеш ин сухан,
Ки аз бадкуниш бар сараш бад расад.
Хирад бад нафармоядат кард аз он-к
Саранҷом бар бадкуниш бад расад.
Бар ин қавлат, эй хоҷа, ин бас гуво,
Ки ҷавкор ҷуз ҷав ҳаме надравад.
Набинӣ, ки гар хор корад касе,
Нахуст аз ниҳолаш мар-ӯро халад.
Агар бад кунӣ чун даду доми ту,
Ҷудо нестӣ ҳам ту аз дому дад.
Бадӣ доми Оҳирмани нокас аст,
Ба домаш дарун чун шавӣ бо хирад?
Бадӣ мори гурза-ст, аз ӯ дур бош,
Ки бад бадтар аз мори гурза газад.
Агар ҳирбад бад бувад, бад макун,
Ки гар бад кунӣ, худ туӣ ҳирбад.
Чу лаънат кунад бар бадон бадкуниш,
Ҳаме лаънат ӯ бар тани худ кунад.
Чу ҳар ду тиҳӣ мебароянд аз об,
Чӣ айб оварад мар-сабадро сабад.
Ҳунарпеша он аст, к-аз феъли нек
Сари хешро тоҷ худ барниҳад.
Чу некӣ кунад бо ту бар хештан,
Ҳамехонад аз ту саноҳои х(в)ад.
Киро пеша некӣ бишояд будан,
Ҳамеша равонаш ситоиш чанад.
Ба ду-ҷҳон беозор монад ҳар он-к
Зи некӣ ба тан бар ситоиш танад.
Зи некӣ ба некӣ расад мард аз он,
Ки ҳар кас, ки ӯ гул кунад, гул х(в)арад.
Хирад ҷуз, ки некӣ надонад ҳагирз,
Зи некӣ на ҷуз шири мидҳат макад.
Хирад з-оташи табъ оташтар аст,
Ки мар-мардуми хомро ӯ пазад.

Бурун орад аз дил бадиро хирад,
Чу аз шир мар-тирагиро намад.
Киро деви дунё гирифтаст асир,
Мар-ӯро касе, ҷуз хирад, кай харад?
Хирад парри ҷон аст, агар нашканиш,
Бад-ӯ ҷон-т з-ин жарфчаҳ барпарад.
Бад-ин пар бипар, то нагирад-т ҷаҳл
Вагарна бикӯбад-т зери лагад.
Хирад оҷиз аст аз ту, зеро ки ҷаҳл
Аз ин сӯву з-он сӯ туро мекашад.
Макуш хештанро, бикаш даст аз ӯ,
Ки ӯ з-ин амал беш куштаст сад.
Бикуш ҷаҳлро, к-ӯ бихоҳад-т кушт
Вагарна ба ночорат ӯ худ кушад.
Чаранда гиёе, ки нагворадаш,
Ҳаме бо харӣ рӯз камтар чарад.
Туро орзуҳо чунон чун ҳаме,
Чу кӯрон ба ҷарру ба ҷӯй афканад.
Бад-ин кӯрӣ андар натарсӣ, ки ҷон-т
Ба ногоҳ аз ин банд берун ҷаҳад.
Чу моҳӣ ба шаст андарун ҷони ту,
Чунон ме зи баҳри раҳоиш тапад.
Аз ин банду зиндон ба ночору чор
Ҳамон, к-аш даровард, берун барад.
Ба хӯша-андар аз баҳри берун шудан
Чунон ҷумла шуд мошу мангу нах(в)ад.
Туро тан-т хӯша-сту пирӣ хазон,
Хазони ту бар хӯшаи тан-т зад.
Дигаргун шудиву дигаргун шавад,
Чу бар хӯша боди хазон барвазад.
Нигоранда он нақшҳои бадеъ
Аз ин нақшнома ҳаме бистарад.
Гуле, к-он ҳаме тоза шуд рӯз-рӯз,
Кунун ҳар замон ме фурӯ пажмарад.
Ҳамон сарв, к-аз бас гашӣ менавид,
Кунун боз чун най зи сустӣ навад.

Навон аз навад шуд, к-аз ӯ баргузашт,
Зи дарди гузашта навад менавад.
Манав дар гузашта бувад беш аз ин,
Ки акнун-т зери қадам биспарад.
Ба фардо макун тамъу дӣ шуд, бигир,
Мар-имрӯзро, к-ӯ ҳаме бигзарад.
Пушаймонӣ аз дӣ надорад-т суд,
Чу чашмат ба имрӯз ме нангарад.
Дарахти пушаймонӣ аз динарӯз,
Дар имрӯз бояд, ки-мон бар диҳад.
Гар имрӯз чун дӣ тағофул кунӣ,
Ба фардо-т имрӯзи ту дӣ шавад.
Бари тоат аз шохи умрат бичин,
Ки акнун-ш гардун зи бун барканад.
Ба бозӣ мадеҳ умри боқӣ ба бод,
Ки монда шавад, ҳар кӣ хира давад.
Набояд, ки ҷуз лаҳв фардо зи ту
Нишоне бимонад чу аз ёри бад.
Чамидан ба некӣ-т бояд, ки мард
Зи некӣ чарад, чун ба некӣ чамад.
Насиҳат зи Ҳуҷҷат шунав, к-ӯ ҳаме
Туро з-он чашонад, ки худ мечашад.

* * *

Касе, ки қасд зи олам ба хобу х(в)ар дорад,
Агарчи чеҳра-ш хуб аст, табъи хар дорад.
Ба ҷуз ҳимораш машмор, эй басирбасар,
Агарчи ӯ ба сар-андар чу ту басар дорад.
На ҳарчӣ бо пар бошад зи мурғ, боз бувад,
Ки мушхору ғаливож низ пар дорад.
Зи мардум он бувад, эй пур, аз ин ду пои равон,
Ки феъли даҳри фиребандаро хабар дорад.
Чу чора несташ аз сӯҳбати ҷиҳони ҷаҳон,
Агар ҷафо-ш намояд, ҷафо-ш бардорад.
Зи бими дард ниҳад мард дунба бар дунбал,
На з-он ки дунбал наздики ӯ хатар дорад.
Ҷаҳон, агар шакар орад ба дасти чап суи ту,
Ба дасти рост-дарун, бегумон табар дорад.
Дарахти хурмо сад хори зишт дораду хушк,
Агар ду шингила хурмои хубу тар дорад.
Ҷаҳон ба остӣ-андар ниҳуфта дорад заҳр,
Агарчи пеши ту дар дастҳо шакар дорад.
Мунофиқ аст ҷаҳон, гар ба ногузир ҳаким
Биҷӯядаш ба дилу ҷон, аз ӯ ҳазар дорад.
Дар ин сарой бибинад, чу андар ӯ омад,
Ки ин сарой зи марге дари дигар дорад.
Ҳамеша нохушу бебаргу бенаво бошад,
Касе, ки маскан дар хонаи дудар дорад.
Чу баргузашт дар ин хона сад ҳазор бад-ӯ,
Мақарри хеш надорад-ш, раҳгузар дорад.
Ба чашми сар натавонад-ш дид марди хирад,
Ба чашми дил нигарад дар ҷаҳон, агар дорад.
Агар-т дод надод, эй писар, ҷаҳон ӯро
Ҳаме ба пой ҷаҳондори додгар дорад.
Зи баҳри доно дорад ҳаме ба пой Худой
Ҷаҳону динро, н-аз баҳри ин ҳашар дорад.
Батар бувад зи ҳашар, балки гов бошаду хар
Касе, ки қасд дар ин ҷо ба хобу х(в)ар дорад.
Зи баҳри донишу дин боядаш ҳаме мардум,
Ки худ хуранда ҷуз ин бешумору мар дорад.

Ба хур маноз чу хар, бал шараф ба дониш ҷӯй,
Ки хар ба хур шикам аз ту фарохтар дорад.
Шикам чу беш хурӣ, беш хоҳад аз ту таом,
Ба хур махораш, азеро ки меъда гар дорад.
Ба ҷарру ҷӯй чаро медавӣ ба рӯзу шабон?
Вагарна меъда ҳаме мар-туро ба ҷар дорад.
Ҳагирз роҳ нadодаш магар ба сӯи сақар,
Касе, ки меъда пур аз оташи ҷигар дорад.
Силоҳи деви лаъин аст бар ту фарҷу гулӯ,
Ба пеши ин ду силоҳат ҳаме сипар дорад.
Ҳазар-т бояд кардан ҳамеша з-ин ду силоҳ,
Ки тан зи фарҷу гулӯ-дар ба сӯи шар дорад.
Ситамрасидатар аз ту надида кас дигаре,
Ки дар танат ду ситамгора мустақар дорад.
Зи деви тан-т ҳазар кун, ки бар ту деви танат
Фусӯсҳо ҳама аз якдигар батар дорад.
Нигар, ки ҳеч гуноҳат ба дев-бар нанихӣ,
Агар-т ҳеч дил аз хештан хабар дорад.
Мабош ом, ки ома ба ҷаҳли тӯҳмати хеш
Чӣ бар қазои Худову чӣ бар қадар дорад.
Ту гӯши ҷону дилат баркушой, агар ҷоҳил
Ду чашму гӯши дили хеш кӯру кар дорад.
Қабои шоҳ зи дебост нарму боқимат,
Агарчи зеру дарун панба в-остар дорад.
Нигоҳ кун, ки чӣ чиз аст дар танат, ки танат
Бад-ӯст зиндаву з-ӯ ҳусну зебу фар дорад.
Чӣ гавҳар аст, ки як мушт хок дар тани мо
Ба фарру зинати ӯ гунагун ҳунар дорад?
Бад-ӯ ду дасту ду поят бигираду биравад,
Забон аз ӯ сухану чашм аз ӯ назар дорад.
Чаро, ки мӯи ту з-ӯ ранги қир дораду мушк,
Рухон-т ранги табархуну табъи тар дорад.
Чаро ки то ба тан андар бувад, наёромад,
Танат магар, ки мар-ин чизро назар дорад?
Ҳаме дилат битапад з-ӯ ба сони моҳӣ аз он-к
Зи манзили дили ту қасд зӣ сафар дорад.

Зи манзили дилат ин хубу пурҳунар сафаре
Бидон, ки рӯзе ногоҳ рахт бардорад.
Ба зери чарх Қамар-дар қарор менакунад,
Қароргоҳ магар бартар аз Қамар дорад.
Аз ин сарой бадар ҳеч менадонад чист,
Аз ин сабаб ҳамасола ба дил фикар дорад.
Ҷуз он наёбад аз ин роз кас хабар, ки дилаш
Зи ҳушу ақл дар ин роҳ роҳбар дорад.
Шариф ҷони ту з-ин қуббаи кабуд бурун
Чунон ки гуфт ҳакиме, яке падар дорад.
Заифмард гумон бурд, к-ӯ ҳамегӯяд:
«Худои мо ба ҷаҳон-дар зану писар дорад».
Аз он ҳаким чу тақлиди ин сухан бишунуд,
Ба ҷаҳл гуфт: «Чӣ донем мо, магар дорад».
Худойро чӣ шиносад касе, ки бар тақлид
Ду чашми тираву дил сахт чун ҳаҷар дорад.
В-агар-ш раҳ бинамоӣ, ба ҷон-т қасд кунад,
Ба табъ гургу ба тан сурати башар дорад.
На чашм дораду на дил, на гӯш, бал чу сутур
Зи баҳри хобу хӯриш чашму гӯшу сар дорад.
Бузург нест, на доно ба назди ӯ, магар он-к
Амомаи қасабу аспу симу зар дорад.
Ҳазор шукр мар-онро, ки ҷуду қудрати ӯ
Ба сурати башар-андар чунин бақар дорад.
Бар ин замону бар он нокасон кӣ дорад сабр?
Магар касе, ки зи рӯю ҳаҷар ҷигар дорад.
Зи шеъри Ҳуҷҷату аз пандҳо-ш бар бихӯрӣ,
Агар дарахти дили ту зи ақл бар дорад.

❁ ❁ ❁

Ҷону хирад раванда бар ин чархи ахзаранд,
Ё ҳар дувон ниҳуфта дар ин гӯи ағбаранд?
Олам чаро ки нест сухангӯю ҷонвар,
Гар ҷону ақл ҳар ду бад-ин олам андаранд?
В-ар дар ҷаҳон наянд, ало ҳол ғоибанд
В-ар ғоибанд, бар тани мо чун ки ҳозиранд?
Гарчи на ғоибанд, ба ашхос ғоибанд,
В-арчи на эдаранд, ба афъол эдаранд.
В-он гаҳ, к-аз ин мизоҷи муҳайё ҷудо шаванд,
Чизанд, ё на чиз, аразвор бигзаранд.
Гар чиз нестанд бурун аз мизоҷи тан,
Имрӯз низ лошию маҷҳулу абтаранд.
В-ар лошиянд, феъл наёяд зи чиз, на
В-ин ҳар ду дар тани ту ба афъол зоҳиранд.
Он к-ӯ ҷудо кунад ба хирад ҷавҳар аз араз,
Донад, ки ин ду чиз латифанду ҷавҳаранд,
Зеро бад-ин ду ҷисми табиӣ тамом шуд,
К-аз обу боду хоку зи афлок бартаранд.
Аҳли тамизу ақл аз ин домгоҳи саъб
Ғофил наянд, гарчи бад-ин домгаҳ-даранд.
Гетӣ чу чашму сурати эшон дар ӯ басар,
Олам дарахти барвару эшон бар ӯ баранд.
Дарҳои раҳматанд ҳакимони рӯзгор
В-инҳо, ки чун харанд, ҳама аз паси даранд.
Инҳо, ки чун сутур нагунанд, нестшон
Зӯру тавони он, ки бар ин чарх бингаранд.
Ин офрӯшаест, ду зоғ аст холгар-ш,
Ҳар ду қарини якдигару нек дарх(в)аранд.
В-ин хаймаи кабуд набинанд в-ин ду мурғ,
К-эшон дар ӯ як аз паси дигар ҳамепаранд.
Донанд оқилони ҷаҳон, к-ин кабӯтарон
Обу хӯриш ҳаме ҳама аз умри мо х(в)аранд.
Чандин ҳазор халқ, ки хӯрданд ин ду мурғ,
Пас, чун ки ҳар ду гурсунагонанду лоғаранд?
То кай гаҳ он сиёҳ кабӯтар, гаҳ он сапед
Чун бигзаранд, парр ба мо-бар бигустаранд?

То чанд бингаранду бигарданд гирди мо
Ин шӯҳра шамъҳо, ки бар ин сабз манзаранд?
Ин ҳафтгона шамъ бар ин манзар, эй писар,
Аз кирдгори мо ба суи мо паямбаранд.
Гӯяндамон ба сурати хеш ин ҳама ҳаме,
К-эшон ҳама Худои ҷаҳонро мусаххаранд.
Зеро ки зоҳир аст маро, к-ин ситорагон
Н-аз зоти хеш зарду сапеду муасфаранд.
Гӯяд ҳаме қиёс, ки дарҳои рӯзиянд,
Инҳову дастҳои ҷаҳон дори акбаранд.
То хокро Худой бад-ин дастҳои хеш
Эдун кунад, ки халқ бар ӯ рағбат оваранд.
Сеҳрест ин ҳалол, ки эшон ҳамекунанд,
Зеро ба хоки мурда ҳаме зинда парваранд.
Рӯзию умри халқ ба тақдири эзидӣ
Ин дастҳо ҳаме бинависанду бистуранд.
Тақдиргар шуданд, чу тақдир ёфтанд,
З-он сӯ муқаддиранд в-аз ин сӯ муқаддаранд.
Чун нест ҳоли эшон яксону якниҳод,
Гоҳе ба суи Мағрибу гоҳе ба Ховаранд.
Лозим шудаст кавн бар эшону ҳам фасод,
Гарчи ба будаш андар оғози дафтаранд.
Гарчи на ғоибанд, ба ашхос ғоибанд,
В-арчи на эдаранд, ба афъол эдаранд.
Онҳо, ки нашнаванд сухан з-ин паямбарон,
Наздики аҳли ҳикмату тавҳид кофаранд.
Бар хобу хӯрд фитна шудастанд хирсвор,
То чанд гаҳ чун ӯ бихӯранду фурӯ миранд.
Ҳар субҳро зи баҳри сабӯҳӣ талаб кунанд,
Зеро надими руду маи лаълу соғаранд.
Инҳо наянд сӯи хирад беҳтар аз сутур,
Ҳарчанд бар сутур худованду меҳтаранд.
З-инҳо, ба ҷумла, даст бикаш ҳамчу ман, аз он-к
Бар сурати ману туву бар сирати харанд.
Гар сар зи мард маъдани мағз асту они ақл,
Инҳо ҳама ба сӯи хирадманд бесаранд.

Ҳангоми хайр суст чу ноли хазонианд,
Ҳангоми шарр сахт чу Садди Сикандаранд.
Андар рукӯъ хам надиҳад пою пушташон,
Лекин ба пеши мир ба кирдори чанбаранд.
Гар расму хӯи дев гирифтанд, лоҷарам,
Ҳамвора пеши деви бадандеш чокаранд.
В-ар гову хар шуданд палангони рӯзгор,
Ҳамворашон ба дину ба дунё ҳамедаранд.
В-ар гов гашт уммати ислом, лоҷарам
Гургу палангу шер худованди минбаранд.
Гургу паланги гурсуна мешу бара баранд
В-инҳо зиёъу милки ятимон ҳамебаранд.
Инҳо, ки дасти хеш чу нашпил кардаанд,
Андар миёни халқ музаккию доваранд.
Бе ришва талху бемаза чун заҳру ҳанзаланд,
Бо ришва чарбу ширин чун мағзу шаккаранд.
Эй ҳушёр мард, чӣ гӯӣ, ки он гурӯҳ
Ҳаргиз сазои ҷаннату фирдавсу Кавсаранд?
Аз роҳи ин нафоя рамай кӯру кар битоб,
Зеро ки ин рама ҳама ҳам кӯру ҳам каранд.
Ин роҳ бо сутур раҳо кун, ки оқилон
Андар ҷаҳони динӣ бар роҳи дигаранд.
Он оқилон, ки мар-сари динро ба илми хеш
Бар тахтгоҳи ақлу басар тоҷу афсаранд.
Он оқилон, ки аҳли хирадро ба боғи дин
Бори дарахти Аҳмади мухтору Ҳайдаранд.
Он оқилон, ки зери қадам рӯзи иззу фахр
Ҷуз фарқи Муштариву сари Моҳ наспаранд.
Гетӣ ҳама биёбон в-эшон раванда рӯд,
Мардум ҳама муғелон в-эшон санавбаранд.
Он оқилон, к-аз офати девон ба фазлашон
З-ин бекаронаву ялагавбора бигзаранд.
Офоти девро ба фазоил азоиманд
В-аърози илмро ба маъонӣ ҷавоҳиранд.
Бар мавҷи баҳри фитнаву тӯфони рӯди ҷаҳл
Чун боди хушвазандаву киштиву лангаранд.

Эй Ҳуҷҷати замини Хуросон, басе намонд,
То аҳли ҷаҳл рӯзу шаби хеш бишмаранд.
Ҳамчун ту нестанд, агарчанд ин харон
Зери дарахти дин ҳама бо ту баробаранд.
Ту мағзи нағзи меваи хушбӯ ҳамехӯрӣ
В-эшон сафоли бемазаву барг мечаранд.
Дар ошёни чарх ду мурғони зираканд,
К-андар фазои рубъи Замин дона мех(в)аранд.
Парвоз чун кунанд аз ин домгаҳ бурун,
Куҳ Қофро гирифта ба чангол мебаранд.
Не Муштарӣ, на Зӯҳра, на Мирриху на Зуҳал,
Не Офтоби равшану на Моҳи анваранд.
Таҳқиқ шуд, ки Носири Хусрав ғуломи ӯст,
Он к-ӯ бигӯядаш, ки ду гавҳар чӣ гавҳаранд?

❁ ❁ ❁

Эй хоҷа, ҷаҳон басе ҳиял донад
В-аз ғадр ҳаме ба ҷодуӣ монад.
Гар ту ба масал ба абр-бар бошӣ,
З-он ҷо-т ба ҳилаҳо фурӯ хонад.
То ҳар чӣ бидод мар-туро, хуш-хуш
Аз ту ба дурӯғу макр бистонад.
Хубию ҷавонию тавоноӣ
З-ин шӯҳрадарахти ту биявшонад.
То аз ҳама зебу қуввату хубӣ
Як рӯз чу ман тиҳӣ-т биншонад.
В-онро, ки аз ӯ ҳаме бихандидӣ,
Фардо зи ту, бегумон, бихандонад.
Биншину марав, агар туро гетӣ
Хоҳад, ки ба чӯби ин харон ронад.
Ҳаргиз ба дурӯғи ин фурӯмоя
Ҷуз ҷоҳилу ғумр гурба кай шонад?
Доност касе, ки рӯй з-ин ҷоду
Дар пардаи дини ҳақ бипӯшонад.
В-аз умр ба дасти тоати Яздон
Хуш-хуш бибарад, бад-он чӣ битвонад.
В-аз доми ҷаҳон рамон-рамон бошад,
Чун одати шуми ӯ ҳамедонад.
К-ин сифла ҷаҳон ба гирди он гардад,
К-ӯ рӯй зи рӯи ӯ бигардонад.
Аз Ҳуҷҷат агар ту панд бипзирӣ,
Аз қаҳри ту ин ҷаҳон фурӯ монад.
Ҷуз муъзини ҳақ ба вақти «қад қомат»
Аз ҷой «қунут» барнахезонад.

❁ ❁ ❁

Ҳушёрон зи хоб бедоранд,
Гарчи мастони хуфта бисёранд.
Бо харон гар ба обхӯр нашаванд,
Бо дили пурхирад сазоворанд.
Ҳасташон огаҳӣ, ки на зи газоф
Зери ин хайма-дар гирифторанд.
Ёри мастони беҳушанд аз бим,
Гарчи бо фазлу ақлу ҳуш ёранд.
Кай писанданд ҳаргиз ин мастон
Кори ин оқилон, ки ҳушёранд?
Мардумон, эй бародар, аз ома
На ба феъланд, бал ба дидоранд.
Душмани оқилони бегунаҳанд,
З-он ки худ ҷоҳилу гунаҳкоранд.
Ҳама дидору ҳеч фоида на,
Рост чун сояи сапедоранд.
Минбари олимон гирифтастанд,
Ин гурӯҳе, ки аз дари доранд.
Рӯзи бозор сохтаст Иблис
В-ин сафеҳон-ш рӯи бозоранд.
Кай шавад ҳеч дардманд дуруст,
З-ин табибон, ки зору беморанд.
Бар дурӯғу зинову май хӯрдан
Рӯзу шаб ҳамчу зоғи ноҳоранд.
В-ар вадиат ниҳанд, моли ятим
Назди эшон ғанимат ангоранд.
Гар дуруст аст қавли мӯътазила,
Ин фақеҳон ба ҷумла куффоранд.
Фахри доно ба дин бувад в-инҳо
Айби динанду илмро оранд.
Дар кишоварзи дини пайғамбар
Ин фурӯмоягон хасу хоранд.
Мар-маро дар миёни хеш ҳаме
Аз басе айби хеш нагзоранд.
Гар ҳаме ин ба ақлу ҳуш кунанд,
Ҳушёранду ҷалду айёранд.

З-он ки хуфта ба дил хиҷил бошад,
Аз гурӯҳе, ки монда бедоранд.
Мар-маро ҳамчу хештан нашгифт,
Гар нигунсору ғумр пиндоранд.
Ки нигунсормард пиндорад,
Ки ҳама ростон нигунсоранд.
Эй писар, ҳеч дилшикаста мабош,
К-андар ин хона низ аҳроранд.
Дил бад-эшон неҳу чунон ангор,
К-ин хасон нақшҳои деворанд.
Марғзорест ин ҷаҳон, ки дар ӯ
Ома дадгони мардумозоранд.
Баддилу ҷалду дузду беҳамят,
Рӯбаҳу шеру гургу кафторанд.
Бебару мевадор ҳаст дарахт,
Хоса пурбору ома бебоpанд.
Барфурудӣ басест дар мардум,
Гарчи аз роҳи ном ҳамворанд.
Мардуми бетамиз бо ҳушёр,
Ба масал чу пашизу диноранд.
Бингар ин халқро гурӯҳ-гурӯҳ,
К-аз чӣ сонанду бар чӣ кирдоранд?
Ҳамчу моҳӣ яке гурӯҳ аз ҳирс
Якдигарро ҳаме биявборанд.
Чун сапедор сар зи беҳунарӣ
Аз раҳи мардумӣ фурӯ н-оранд.
Мушу моранд, лоҷарам, дар хулқ,
Балки бадтар зи мушу аз моранд.
Як гурӯҳ аз каримтабъии хеш
Мардумиро ба ҷон харидоранд.
В-арчи аз мардумон ба озоранд,
Мардумонро ба хира н-озоранд.
Лоҷарам, наспаранд роҳи хато,
Лоҷарам, дил ба дев наспоранд.
Лоҷарам, ҳамчу мардум аз ҳайвон
Аз ҳама халқ ҷумла мухторанд.
Ҳушмандон ба боғи дин-андар,
Эй бародар, гузида ашҷоранд.

Ин-т пурбаргу бар дарахтоне,
Ки ҳунар баргу илм бар доранд.
Ба дил аз макру аз ҳасад дуранд,
Ҳосили даҳру чархи давворанд.
Ганҷи илманду фазл, агарчи зи бим
Дар фарозу даҳон ба мисморанд.
Аҳли сирри Худой мардонанд,
Ин сутурон на аҳли асроранд.
Гар ба хирвор бишнаванд сухан,
Ба гаҳи коркард харворанд.
Дар тамаъ рӯзу шаб миён баста
Бар дари шоҳу миру бундоранд.
То миён бастаанд пеши амир,
Дар такутози кору кочоранд.
Гар миён пеши мир бикшоянд,
Ҳаққи эшон ба коҷ бигзоранд.
Бо ҷуҳудон чунин кунанд ба Балх
В-ин хасон, ҷумла, аҳли зунноранд.
В-он ки зуннор бар-намебанданд,
Ҳамчу ман рӯзу шаб ба тиморанд.
Ҳурмат имрӯз мар-ҷуҳудонрост,
Аҳли исލому дини ҳақ хоранд.
Хосатар ин гурӯҳ, к-аз дили пок
Шиати Муртазои карроранд.
Ман ба Юмгон ба биму хору ба ҷурм,
Эминанд, он ки дузду майхоранд.
Ман нагирам зи ҳаққ безорӣ,
Агар эшон зи ҳаққ безоранд.
Юмгиён лашкари фариштаанд,
Гарчи девон палиду ғаддоранд.
Дев бо лашкари фариштагон
Истодан ба ҳарб кай ёранд?
Зинҳорам ниҳод имоми замон
Назди эшон, ки аҳли зинҳоранд.
Аҳли ғори паямбаранд ҳама,
Ҳар кӣ бо Ҳуҷҷат андар ин ғоранд.

❁ ❁ ❁

Сабо боз бо гул чӣ бозор дорад,
Ки ҳамвораш аз хоб бедор дорад?
Ба рӯяш ҳаме бардамад мушки соро,
Магар роҳ бар табли аттор дорад?
Ҳаме роз гӯянд то рӯз ҳар шаб,
Азеро ба баҳман гул озор дорад.
Чу беморгун шуд зи нам чашми наргис,
Мар-ӯро ҳаме лола тимор дорад.
Нигаҳ кун саҳаргоҳ бар дашти симин,
Ба зар-андарун дурри шаҳвор дорад.
На ғаввоси гавҳар, на аттори анбар
Ба наздики наргис чӣ микдор дорад?
Бинолад ҳаме пеши гулзор булбул,
Ки аз зоғ озори бисёр дорад.
Зиреҳпӯш гаштанд мардони бустон,
Магар боғ бо зоғ пайкор дорад?
Кунун тири гулбун ақику зумуррад,
Аз ин кина бар парру сӯфор дорад.
Набинӣ, ки чун кинадорон гули нав
Пур аз худ дилу дасти пурхор дорад.
Биёбад кунун дод, булбул, ки бустон
Ҳама хайли найсону айёр дорад.
Арӯси баҳорӣ кунун аз бунафша
Гашан чаъду аз лола рухсор дорад.
Биё, то бибинӣ шигифтий арӯсе,
Ки зулфайну ораз ба хирвор дорад.
Нагӯям, ки товуси нарр аст гулбун,
Ки гулбун ҳаме з-ин сухан ор дорад.
На товуси нар аз вашӣ парр дорад,
На аз сурх ёқут минқор дорад.
На дар парру минқори рангин сиришта,
Чу гул мушки Хирхизу Тотор дорад.
Чӣ гӯӣ, ҷаҳон ин ҳама зебу зинат
Кунун бар ҳамон хоку кухсор дорад?
Чӣ гӯӣ, ки пӯшида ин ҷомаҳоро
Ҳамон гандапири чу кафтор дорад?

Басе бар дарахти гул аз баргу бораш,
Гаҳе миъҷару гоҳ дастор дорад.
Яке ҷодуяст ин ки ӯро набинад,
Ҷуз он к-аз чунин кор тимор дорад.
Нигаҳ кун шигифтӣ ба мастони бустон,
Ки ҳар як чӣ бозору кочор дорад.
Ниҳода ба сар дар чаман тоҷ наргис,
Ба даст андарун карда динор дорад.
Суи хеш хонад ҳаме беҳушонро,
Ҳама сирату хӯи таррор дорад.
Бидонӣ, ки маст аст ҳар рустание,
Набинӣ, ки сар чун нигунсор дорад.
Нагардад ба гуфтори мастона ғарра
Касе, к-ӯ дилу ҷони ҳушёр дорад.
Биронаш зи пеш, эй хирадманд, азеро
Ки ҳушёр мар-мастро хор дорад.
Нигаҳ кун, ки бо ҳар кас ин пири ҷоду
Дигаргуна гуфтору кирдор дорад.
Макун даст пешаш, агар аҳд гирад,
Азеро ки дар остин мор дорад.
Шудат пору перор, имсол, инак
Равиш бар раҳи пору перор дорад.
Дарахти ҷаҳонро маҷунбон, азеро
Дарахти ҷаҳон ранҷу ғам бор дорад.
Мадеҳ дар баҳои ҷаҳон умри кӯтаҳ,
Ки ҷуз ту ҷаҳон пур харидор дорад.
Ба зинҳори гетӣ мадеҳ дил, на розат,
Ки гетӣ на розу на зинҳор дорад.
Яке манзил аст ин, ки ҳар-к андар ӯ шуд,
Бурун омадан сахт душвор дорад.
Яке мизбон аст, к-ӯ меҳмонро
Даҳону шикам хушку ноҳор дорад.
Бад-он меҳмон деҳ мар-ин мизбонро,
Ки ӯ қасди ин деви ғаддор дорад.
Ба як сӯ шав аз роҳу бингар ба ибрат,
Ки бо ин гурӯҳ ӯ чӣ бозор дорад.

Пур аз ханда рӯю лабу дил зи кина,
Бар эшон пур аз хашму зангор дорад.
Туро гар бад-ин даст бар минбар орад,
Бад-он дасти дигар сари дор дорад.
Чу роҳат кушода кунад зӣ муроде,
Чунон дон, ки дар пеш девор дорад.
Маро пурс, к-аз макри ӯ остинам
Зи макраш ба хуни дил оҳор дорад.
Ҳамеша дари роҳат ин деви бадхӯ
Бар озодмардон ба мисмор дорад.
Ҷафову ситамро ғанимат шуморад,
Вафову карамро ба бегор дорад.
Хирадманд бо аҳли дунё ба рағбат
На сӯҳбат, на кору на ёвор дорад.
Валекин ҳама бо сафеҳ ошноӣ,
Ба нокому ночор ҳанҷор дорад.
Кӣ хоҳад, к-аш ин бадкуниш дӯст бошад,
Кӣ ҷӯяд, ки аз бехирад ёр дорад?
Бад-ӯ деҳ рафиқони ӯро, азеро
Сабуксор қасди сабуксор дорад.
Ҷуз он нест бедор, к-ӯ дасту дилро
Аз ин дев кӯтоҳу бедор дорад.
Мар-ин бевафоро набинад ҳақиқат,
Киро чашми дил ҳеч бедор дорад?
Ҳақиқат бибинад дигар соли худро,
Чу чашму дили хеш зӣ пор дорад,
Ҷаҳон пешкорест, эй марди доно,
Ки бар сар яке номбардор дорад.
Нашояд накӯҳиш мар-ӯро, ки Яздон
Дар ин кор бисёр асрор дорад.
Зи доно бас аст ин накӯҳиш мар-ӯро,
Ки ӯро на доно, на солор дорад.
Яке бӯстон аст олам, ки Яздон
Зи мардум дар ӯ кишту ашҷор дорад.
Дар ин ҷо ҳамехезадаш ғалла, лекин
Дар он олами дигар анбор дорад.

Ҳама барзгорони ӯянд яксар
Мусулмону тарсо, ки зуннор дорад.
Яке тухм кардаст в-аз кор говаш
Тани коркун лоғару зор дорад.
Якеро замини синон асту шӯра,
Яке кишту полизу шудгор дорад.
Яке чун дарахти биҳӣ чафда аз бар,
Яке гардане чун сапедор дорад.
Яке тухм хӯрдаст в-аз бефалоҳӣ
Ҳаме гов ҳамвора бекор дорад.
Мар-ин ҳар дуро ҳеч деҳқони одил,
Чӣ гӯӣ, ки яксону ҳамвор дорад?
Яке рӯзнома-ст мар-корҳоро,
Ки онро ҷаҳондори додор дорад.
Биёмӯз в-он гаҳ бикун кори дунйӣ,
Ки кор, эй писар, донишу кор дорад.
Ҷуз онро мадон раста аз банди оташ,
Ки кирдор дархурди гуфтор дорад.
Насиҳат пазирад ба гуфтори Ҳуҷҷат,
Касе, к-ӯ дилу хӯи аҳрор дорад.

❁ ❁ ❁

Ҳар кӣ ҷони хуфтаро аз хоби ҷаҳл ово кунад,
Хештанро, гарчи дун аст, эй писар, воло кунад.
Ҳар касе, к-аш хори нодонӣ ба дил дархаст неш,
Гар бикӯшад, зуд хори хешро хурмо кунад.
Илм чун гармо-ст, нодонӣ чу сармо аз қиёс,
Ҳар кӣ аз сармо гурезад, қасд зӣ гармо кунад.
Мардро савдои дониш дар дилу дар сар шавад,
Чун-ш нангу ори нодонӣ ба дил сафро кунад.
Хуни расвоист нодонӣ, бурун бояд-ш кард,
Андак аз дил пеш аз он, к-ӯ мар-туро расво кунад.
Ғадру макру ҷаҳл – ҳар се мункир аъдои туанд,
Зуд бояд мардро, к-ӯ қасди ин аъдо кунад.
Ту ба қаҳри душманон беҳтар, ки худ мабдо кунӣ,
Пеш аз он, к-он бадният бар қаҳри ту мабдо кунад.
Ҷуз бадӣ н-орад дарахти ҷаҳл чизе баргу бор,
Барканаш зуд аз дилат з-он пеш, к-ӯ боло кунад.
Ҳар кӣ ҷони бадкунишро сирати некӣ диҳад,
Зиштро некӯ кунад, бал деврο ҳуро кунад.
Ҳар кӣ баччай мори бадро парваронад рӯз-рӯз,
Зуд бар ҷони азизи хеш аждарҳо кунад.
Номи некӯро бигустар, шав ба феъли хеш нек,
То-т гӯяд, эй накӯфеъл, он ки-т ӯ ово кунад.
Мояи ҳар некию асли накӯӣ ростист,
Ростӣ ҳар ҷо, ки бошад, некуӣ пайдо кунад.
Чун ба нуқтай эътидолӣ рост гардад рӯзу шаб,
Рӯзгор ин олами фартутро барно кунад.
Наргису гулро, ки нопайдо шаванд аз ҷаври дай,
Адли фарвардин нигар, то чун ҳаме пайдо кунад.
Абри боранда забар чун дидаи Вомиқ шавад,
Чун ба зераш гулрухон чун орази Азро кунад.
Ростӣ кун, то ба дил чун чашми сар бино шавӣ,
Ростӣ дар дил туро чашми дигар бино кунад.
Гармию сардӣ туро ҳар ду мисол аст аз ситам,
З-он ҳаме ҳар як ҷаҳонро зишту нозебо кунад.
Мар-ситамгарро набинӣ, к-Эзиди одил ҳаме
Гоҳ ваъда оташи сӯзону гаҳ сармо кунад.

Ҷон-тро бо тан ба парвардан қарини рост дор,
Нест одил, ҳар кӣ рағбат зӣ тани танҳо кунад.
Илм нони ҷони тусту нон туро илми тан аст,
Илм мар-ҷонро чу ҷон танро ҳаме дар во кунад.
Нон, агар мар-тан-тро бо сарвбун ҳамсоз кард,
Илм ҷонатро ҳаме сар бартар аз Ҷавзо кунад.
Адл кун бо хештан, то сабз пӯшӣ дар биҳишт,
Адл азеро хокро ме сабз чун мино кунад.
Он чи Эзид кард хоҳад бо ту он ҷо рӯзи адл,
Бо ҷаҳон гардун ба вақти эътидол ин ҷо кунад.
Дашт дебопӯш гардад з-эътидоли рӯзгор,
З-он ҳаме бар адлат Эзид ваъдаи дебо кунад.
Ин нишониҳо туро бар ваъдаи Эзид гувост,
Чархи гардон ин нишониҳо барои мо кунад.
Кори дунёро ҳаме ҳамтои кори он ҷаҳон
Пеши мо, ин ҷо чунин Яздони беҳамто кунад.
Гар ту андар чархи гардон бингарӣ, феълаш туро,
Гарчи ҷӯё нестӣ, мар-илмро ҷӯё кунад.
Ҳар кӣ мар-доноии дунйӣ биёбад гар ба ақл,
Бингарад дунё ба феъл ӯро, ба дин воло кунад.
На сухан гуфтан набошад, ҳар чӣ онро нашнавӣ,
Инчунин дар дил тасаввур мардуми шайдо кунад.
Ақл мегӯяд туро бебонгу бекому забон,
К-он чи дунё мекунад, ме довари дунё кунад.
Ақл гирди он нагардад, к-ӯ ба ҷаҳл андар ҷаҳон
Феълро нисбат ба сӯи гунбади хазро кунад.
Хоку боду обу оташ, к-ӯ надорад бӯю ранг,
Наргису гулро чӣ гуна рангину бӯё кунад?
Ҳар яке аз ҳар гулу мева ҳамегӯяд туро,
К-аш бад-он сурат касе доно ҳаме амдо кунад.
Симро гар бисришад бар якдигар оташ ҳаме,
Чун ҳам оташ мар-сиришта сангро резо кунад.
Об гоҳ аҷзои хокиро ҳаме куллӣ кунад,
Боз гаҳ мар-кулли хокиро ҳаме аҷзо кунад.
Чун зи куллаш ҷузв созад, реги нарм ояд зи санг,
Чун зи ҷузваш кулл созад, хокро хоро кунад.

Қавли сангу обу оташро нидо кас нашнавад,
Ҷуз касе, к-ӯ илми динро ҷону дил якто кунад.
Эй писар, бингар ба чашми сар дар ин зарринсипар,
К-ӯ зи Ҷобулқо саҳаргаҳ қасди Ҷобулсо кунад.
Рӯи саҳроро бипӯшад ҳалқаи зарбафти зард,
Чун ба шаб з-ин гӯи тира рӯй зӣ саҳро кунад.
Оби дарёро ба саҳро-дар пароканда кунад,
Аз ҷалолат чун ба даймаҳ қасд зӣ дарё кунад.
Аз куҳи Машриқ чу товусе барояд бомдод,
Дар куҳи Мағриб шабонгаҳ хештан анқо кунад.
Беҳунар гаҳ мар-якеро мулкати Доро диҳад,
Бегунаҳ худ боз қасди ҷони он Доро кунад.
Эй писар, донӣ, ки ҳеч оғоз беанҷом нест,
Нек бингар, гарчи нодон бар ту ме ғавғо кунад.
Эй писар, имрӯзро фардост, пас, ғофил мабош,
Мар-маро аз кори ту, пуро, ҳаме савдо кунад.
Аз ғами фардо ҳам имрӯз, эй писар, беғам шавад,
Ҳар кӣ дар имрӯз рӯз андешаи фардо кунад.
Он чи Ҳуҷҷат ме ба дил бинад, набинад чашми ту,
Бо дарозӣ мар-суханро з-он ҳаме паҳно кунад.

* * *

Касе, к-аз рози ин дӯлоби пирӯза хабар дорад,
Ба хобу хур чу хар умри азизи хеш нагзорад.
Ҷуз он нодон, ки нангу ҷаҳл зери пайсипар кардаш,
Касе худро ба коми аждаҳои маст наспорад.
Хирадмандо, чӣ машғулӣ бад-ин анбори беҳосил,
Ки ин анборат аз кашкин чу аз ҳалво биянборад?
Туӣ бар хобу хур фитна, ҳамоно худ наӣ огаҳ,
Ки мар-паҳлӯ-тро гетӣ ба хобу хур ҳамехорад.
Наӣ, эй хокхор, огаҳ, ки ҳар к-аш хокх(в)ар бошад,
Саранҷом арчи дер аст, ин қавӣ хокаш биявборад.
Фалак мар- хокро, эй хокхӯр, дар меваю дона,
Зи баҳри ту ба шӯру чарбу ширин мебиёчорад.
Намебинӣ, к-аз он очор агар хоке тиҳӣ монад,
Туро, эй хокхор, он хок беочор нагворад?
Туро заҳр аст хоку душмане дорӣ ба меъда-дар,
Ки гар хокаш диҳӣ в-ар не, ҳаме корат ба ҷон орад.
Агар фармони ӯ кардиву хӯрдӣ хок, шуд хомӯш
В-агарна ҳамчунон доим ба меъда-дар ҳаме жорад.
Ба донай гандум андар чист, к-ӯ мар-хоку саргинро
Чунин кардаст, к-ӯро кас ҳаме з-ин ду напиндорад?
Чӣ гуна бесару дандону ҳалқу меъда он дона,
Ҳаме хоке хӯрад ҳамвора, к-об ӯро биёғорад?
Касе, к-ин пур аҷоиб сунъу қудратро намебинад,
Сазад, гар марди бино ҷуз, ки нобинош нашморад.
Ба дона тухмҳо дар пешкоронанд мардумро,
Ки ҳар як з-он яке кору яке пешай дигар дорад.
Чу дар ҳар донае доно яке сонеъ ҳамебинад,
Худои хеш онҳоро напиндорад, наангорад.
В-ар андар ёфтан мар-пешкоронро чу дармонад,
Бар он, к-ӯ бартар аз ақл аст, хира ваҳм бигморад.
Касе шукри Худованде, ки ӯро бандае бахшад,
Ки ӯ аз хок хурмо кард, донад худ чӣ бигзорад?
Туро дурдонаи хурмост, эй бинодил, ин банда,
Ки ӯ бар сар-т ҳар соле ҳаме хурмо фурӯ борад.
Касе, к-аз кирдгори хеш аз ин сон қиматӣ ёбад,
Сазад, гар дар ду дидай хеш тухми шукри ӯ корад.

Аз он пас, к-ат накӯиҳо фаровон дод бетоат,
Гар ӯро ту биёзорӣ, туро бешак биёзорад.
Хирадманде, ки неъмат хӯрд, шукри он-ш бояд кард,
Азеро, к-аз сабӯи сирка ҷуз сирка наёғорад.
Нишонай бандагӣ шукр аст, ҳаргиз мардуми доно
Зи наспосӣ зи ҳадди бандагӣ-андар наёҷорад.
Маяндешу маянгор, эй писар, ҷуз хайру панд, эро
Ки дил ҷуз хайр наяндешад, қалам ҷуз панд нангорад.
Зи доно ҷӯй панд, эро ки оби панд хуш ёбӣ,
Чу доно хӯшаи дилро ба дасти ақл бифшорад.
Агар-т андӯҳи дин аст, эй бародар, шеъри Ҳуҷҷат хон,
Ки шеъри зӯҳди ӯ аз ҷонат ин андӯҳ бигсорад.
Ту, эй куштай ҷаҳолат, сӯи ӯ шав, то шавӣ зинда,
Ки аз ҷаҳли ту, Ҳуҷҷат, сӯи ту омад намеёрад.

❁ ❁ ❁

Омад баҳору навбати саҳро шуд
В-ин солхӯрда гетӣ барно шуд.
Оби чу нил бирка-ш майгун шуд,
Саҳрои симгунаш хазро шуд.
В-он боди чун дирафши даю баҳман
Хуш чун бухори уд мутарро шуд.
Бечора мушкбед шуда урён,
Бо гӯшвору қуртаи дебо шуд.
Рухсори даштҳо ҳама шуд тоза,
Чашми шукуфаҳо ҳама бино шуд.
Бинову зинда гашт замин, зеро
Боди сабо фусуни Масеҳо шуд.
Бустон зи нав шукуфа чу гардун шуд,
То настаран ба сони Сурайё шуд.
Гар нест абр мӯъҷизаи Юсуф,
Саҳро чаро чу рӯи Зулайхо шуд?
Бишкуфт лола чун рухи маъшуқон,
Наргис ба сони дидаи шайдо шуд.
Аз барф навбунафша гар эмин гашт,
Эдун чаро чу ҷомаи тарсо шуд?
Тира шуд обу гашт ҳаво равшан,
Шуд гунг зоғу булбул гӯё шуд.
Бустон биҳиштвор шуду лола,
Рахшон ба сони орази ҳуро шуд.
Чун ҳиндувон ба пеши гулу булбул
Зоғи сиёҳ бандаву мавло шуд.
В-он гулбуни чу гунбади симинаш
Ороста чу қуббаи мино шуд.
Чун Амри Ос пеши Алӣ, даймаҳ
Пеши баҳор оҷизу расво шуд.
Маъзул гашт зоғ чунин, зеро
Чун душмани набераи Заҳро шуд.
Куфру нифоқ аз ӯй чу Аббосӣ
Бар ҷомаи сиёҳаш пайдо шуд.
Хуршед фотимӣ шуду боқувват,
Баргашту аз нишеб ба боло шуд.

То нури ӯ чу ханҷари Ҳайдар шуд,
Гулбун қавӣ чу Дулдули шаҳбо шуд.
Хуршед чун ба маъдани адл омад,
Бо фасли замҳарир муъодо шуд.
Афзун гирифт рӯз чу дину шаб
Ноқис чу куфру тира чу савдо шуд.
Аҳли нифоқ гашт шаби тира,
Рахшанда рӯз аз аҳли таваллo шуд.
Гетӣ ба сони хотири беғафлат
Пурнур нафъу хайр азеро шуд.
Чун буд тира ҳамчу дили ҷоҳил
В-акнун чаро чу хотири доно шуд?
Зеро ки саййиди ҳама сайёра
Андар Ҳамал ба адл тавоно шуд.
Адл аст асли хайр, ки Нӯширвон
Андар ҷаҳон ба адл мусаммо шуд.
Бингар, к-аз эътидол чу сар барзад,
Б-охурча чанд чиз ҳувайдо шуд.
Бингар, ки ин ғажидани пӯсида
Ёқути сурху анбари соро шуд.
Илм асту адл некиву раста гашт
Он к-ӯ бад-ин ду маънӣ гӯё шуд.
Доди хирад бидеҳ, ки ҷаҳон эдун
Аз баҳри ақлу адл муҳайё шуд.
Зебо ба илм шав, ки на зебояст
Он кас, ки ӯ ба дунё зебо шуд.
Ӯро маҷӯю илм талаб, зеро
Бас кас, ки ӯ фирефта б-ово шуд.
Ғарра машав бад-он, ки касе гӯяд:
Баҳмон фақеҳи Балху Бухоро шуд.
Зеро ки илми динӣ пинҳон шуд,
Чун кори дину илм ба ғавғо шуд.
Мапзир қавли ҷоҳили тақлидӣ,
Гарчи ба ном шӯҳраи дунё шуд.
Чуну чаро биҷӯй, ки бар ҷоҳил
Гетӣ чу ҳалқа танг аз ин ҷо шуд.

Бо хасм гӯй илм, ки бе хасме
Илме на пок шуд, на мусаффо шуд.
Зеро ки сурхрӯй бурун омад,
Ҳар к-ӯ ба пеши ҳоким танҳо шуд.
Хӯи меҳон бигиру тавозӯъ кун
Онро, ки ӯ ба дониш воло шуд.
К-аз қаъри чоҳ то ба карон рояш
Эдун ба чарх-бар ба мудоро шуд.
Хоки сияҳ ба тоати хурмобун
Бингар, чӣ гуна хуш-хуш хурмо шуд.
Дониш гузину сабр талаб, зеро
Доро ба сабру дониш Доро шуд.
Хӯи кином гир, ки ҳуррро
Хӯи карим мақтаъу мабдо шуд.

✿ ✿ ✿

Баркун зи хоби ғафлат, пуро, сар
В-андар ҷаҳон ба чашми хирад бингар.
Кори хар аст хобу хур, эй нодон,
Бо хар ба хобу хур чӣ шавӣ дарх(в)ар?
Эзид хирад зи баҳри чӣ додастат,
То хуш бихуспию бихурӣ чун хар?
Барнеҳ ба сар кулоҳи хирад в-он гаҳ
Бар кун ба шаб яке суи гардун сар.
Гӯӣ, ки сабздарё мавҷе зад
В-аз қаър барфиканд ба сар гавҳар.
Тирашабу ситора дар ӯ, гӯӣ
Дар зулмат аст лашкари Искандар
Парвин чу ҳафт хоҳар чун доим
Биншастаанд паҳлуи якдигар.
Чун аст Зӯҳра, чун рухи тарсида,
Миррих ҳамчу дидаи шери нар.
Шиъро чу сим хурд шуда бошад,
Айюқ чун ақиқи Ямон аҳмар.
Бар мубрами кабуд чунин ҳар шаб
Чандин ҳазор чун шукуфад абҳар?
Гӯӣ, ки дарзаданд ҳазорон ҷой
Оташ ба гирди хирмани нилуфар.
Гар оташ аст, чунки дар ин хирман
Ҳаргиз фузун нагашту нашуд камтар.
Бе равғану фатилаву бе ҳезум,
Ҳаргиз надод нуру фурӯғ озар.
Гар оташ он бувад, ки хуриш хоҳад,
Оташ набошад, он ки нахоҳад х(в)ар.
Бингар, ки аз булӯр бурун ояд,
Оташ ҳаме ба нуру шуъои х(в)ар.
Хуршед сонеъ аст мар-оташро,
Бишнос з-оташ, эй писар, оташгар.
В-ар лашкарест, ин ки ҳамебинӣ,
Солору мир кист бар ин лашкар?
Сукрот ҳафт мир ниҳод инро,
Тадбирсозу коркуну раҳбар,

Сабз аст Моҳу гуфт, кӣ аз ӯ рӯяд
Дар хок милҳу сим ба санг-андар.
Миррих зояд оҳани бадхӯро
В-аз Офтоб гуфт, ки зояд зар.
Бирҷис гуфт модари арзиз аст,
Мисро ҳамеша Зӯҳра бувад модар.
Симоб духтар аст Аторудро,
Кайвон чу модар асту суруб духтар.
В-ин ҳафт гавҳарони гудозонро
Суқрот бозбаст ба ҳафт ахтар.
Гар қавли он ҳаким дуруст ояд,
Бо ӯ маро бас аст хирад довар.
Зеро ки ҷумла пешаварон бошанд,
Инҳо ба кори хеш-дарун музтар.
Солор кист пас, чу аз ин ҳафтон
Ҳар як муваккал аст ба коре-бар.
Солор пешавар набувад ҳаргиз,
Бал пешавар раҳӣ бувади чокар.
Он аст подшаҳ, ки падид овард,
Ин ахтарону ин фалаки ахзар.
В-андар ҳаво ба амри вай истодаст
Бе дору банд пояи баҳру бар.
В-эдун ба амри ӯ шуду тақдираш
Бо хоки хушк сохта оби тар.
Чандин ҳаме ба қудрати ӯ гардад
Ин осиёи тезрави бедар.
В-ин хоки хушки зишт бад-ӯ гирад
Чандин ҳазор зинату зебу фар.
В-ин ҳар чаҳор хоҳари зоянда,
Бо баччагони беададу бемар
Тасбеҳ мекунандаш пайваста
Дар зери ин кабуду тунук чодар.
Тасбеҳи ҳафт чарх шунудастӣ,
Гар нест гашта гӯши замират кар?
Дасти Худой агар нагирифтастӣ,
Ҳасрат хурӣ басеву барӣ кайфар.

Чашме ҳаме-т бояду гӯше нав
Аз баҳри дидани малики акбар.
Он ҷо ба пеши худ надиҳад борат,
Гар чашму гӯш ту набарӣ з-эдар.
Эзид бар осмон-т ҳамехоҳад,
Ту хештан чаро фиканӣ дар ҷар?
Аз баҳри баршудан суи иллиййин
Аз илм пой созу зи тоат пар.
Эй кӯфта нақораи бебокӣ,
Фарбеҳ шуда ба ҷисму ба ҷон лоғар.
Дар гардани ҷаҳони фиребанда
Карда ду дасту бозуи худ чанбар.
Эдун гумон барӣ, ки гирифтастӣ
Дар бар ба меҳр хуб яке дилбар.
В-огоҳ нестӣ, ки яке афъӣ
Дорӣ гирифта тангу хуш андар бар.
Гар хештан кашӣ зи ҷаҳон в-ар не,
Бар ту ба кина ӯ бикашад ханҷар.
З-ин бевафо вафо чӣ тамаъ дорӣ?
Чун дардамӣ ба бехта хокистар?
Чун ту басе ба баҳру бар афкандаст
Ин саъб деви ҷоҳили бадмаҳзар.
В-аз халқ чун ту ғарқа басе кардаст,
Ин баҳри бекаронаи бемаъбар.
Гаррест ин ҷаҳон ба масал, зеро
Бас нохуш асту хушш бихорад гар.
Бо табъ соз бошад пиндорӣ,
Ширест тоза, пухтаву пуршаккар.
Лекин чу кард қасди ҷафо пешаш,
Хоқон хатар надораду на қайсар.
Гоҳе арӯсворат пеш ояд,
Бо гӯшвору ёраву бо афсар.
Бо сад карашма бистурад аз рӯят
Бо шарм гард б-остию меъҷар.
Гоҳе ҳижабрвор бурун ояд
Бо хашми Амру бо шағаби Антар.

Девонавор рост кунад ногаҳ
Ханҷар ба сӯи сина-ту зӣ ҳанҷар.
Дар ҳарби ин замонаи девона
Аз сабр соз теғу зи дин миғфар.
В-аз шохи дин шукуфаи дониш чин
В-аз дашти илм сунбули тоат чар.
К-ин нест мустақарри хирадмандон,
Бал-к ин гузаргаҳест, бар ӯ бигзар.
Шохе, ки бори ӯ набувад моро,
Он шох, пас, чӣ бебару чӣ барвар.
Дунё хатар надорад як зарра
Сӯи Худои довари беёвар,
Наздики ӯ агар хатараш ҳастӣ,
Як шарбат об кай хурадӣ кофар.
Алфанҷгоҳи туст ҷаҳон, з-ин ҷо
Баргир зуд зоди раҳи маҳшар.
Бал дафтарест, ин ки ҳамебинӣ
Хатти Худои хеш бад-ин дафтар.
Мункир машав ишорати Ҳуҷҷатро,
Зеро ҳагирз ҳақ набувад мункар.
Хатти Худой зуд биёмӯзӣ,
Гар даршавӣ ба хонаи пайғамбар.
Гар даршавӣ ба хона-ш, бар хокат
Шамшоду лола рӯяду сисанбар.
Надҳад Худои арш дар ин хона
Роҳат магар ба роҳбарий Ҳайдар.
Ҳайдар, к-аз ӯ расиду зи фахри ӯ
Аз Қирвон ба Чин хабари Хайбар.
Шерон зи бими ханҷари ӯ ҳайрон,
Дарё ба пеши хотири ӯ фарғар.
Қавлаш мақарру мояи нури дил,
Теғаш макону маъдани шӯру шар.
Эзид ато-ш дод Муҳаммадро,
Номаш Алӣ шиносу лақаб Кавсар.
Гар-т орзуст сурати ӯ дидан
В-он манзари мубораку он махбар,
Биштоб сӯи ҳазрати Мустансир,
Раҳро зи фахр ҷуз ба мижа маспар.

Он ҷост дину дунёро қибла,
В-он ҷост иззу давлатро машъар.
Хуршед пеши талъати ӯ тира,
Гардун ба ҷойи ҳазрати ӯ кардар.
Эй ёфта ба теғу баёни ту
Зебу ҷамол маъракаву минбар.
Бе сурати мубораки ту дунё
Маҷҳул буду бесалабу зевар.
Маъруф шуд ба илми ту дин, зеро
Дин уд буду хотири ту миҷмар.
Эй Ҳуҷҷати замини Хуросон, зеҳ!
Мадҳи расулу ол чунин густар.
Эй гашта нӯки килки сухангӯят
Дар дидаи мухолифи дин ништар.
Дебо ҳаме бадеъ бурун орӣ,
Андар замири туст магар Шуштар?
Бар шеъри зӯҳд гуфтану бар тоат
Ин рӯзгори монда-тро бишмар.

* * *

Эй гашта ҷаҳону хонда дафтар,
Биндеш зи кори хеш беҳтар.
Ин чархи баландро ҳамебин,
Бар хоку ҳавову обу озар.
Як гавҳари тарру номи ӯ баҳр,
Як гавҳари хушку номи ӯ бар.
В-ин абр ҷаҳад ба хушк кухсор,
З-он ҷавҳари тар ҳамекунад тар.
Бечора наботро набинӣ,
Ҳамвора ҷавон аз ин ду гавҳар.
В-ин ҷонварон равон гирифта
Бечора наботро мусаххар.
Бар табъи наботу ҷонвари пок,
Эй пир, туро кӣ кард меҳтар?
З-ин беш чӣ некӣ ояд аз ту
В-аз гов гунаҳ чӣ буду аз хар?
Ту бе ҳунаре чаро азизӣ,
Ӯ бе гунаҳе чарост музтар?
Донӣ, кӣ чунин азиз кардат,
Пас, чун муқирӣ ба адли довар?
Он кас, ки чунин азиз кардат,
Аз баҳри ту кард гавҳару зар.
Зеро ки накард ҳеч ҳайвон
Аз гавҳару зарр тоҷу афсар.
Бар гӯру гавазн агар амир аст,
Аз қуввати хешу дил ғазанфар.
Чун нест хирад миёни эшон,
Дарвеш аст ину он тавонгар.
Ин миру азиз нест бар гоҳ
В-он хору залил нест бар дар.
Шодиву тавонгарӣ хирадрост,
Ҳар ду аразанду ақл ҷавҳар.
Шохест хирад, сухан бар ӯ барг,
Тухмест хирад, сухан аз ӯ бар.
Зери сухан аст ақл пинҳон,
Ақл аст арӯсу қавл чодар.

Донои накӯсухан кунад боз
Аз рӯи арӯси ақл миъҷар.
Ту рӯи арӯси хеш бинмой,
Эй гашта ҷаҳону хонда дафтар.
Фитна чӣ шудӣ чунин бар ин хок
Як раҳ бар кун суи фалак сар.
Аз гавҳару аз наботу ҳайвон
Бар хок бибин се хат мусаттар.
Ҳафт аст қалам мар-ин се хатро,
Дар хатту қалам ба ақл бингар.
Биндеш накӯ, ки ин се хатро
Пайваста кӣ кард як ба дигар.
Гаштан-т сутурвор то кай
Бо руду маю суруду соғар?
Хурсанд шудӣ ба хур зи гетӣ,
Зеро ту харӣ, ҷаҳон чу ох(в)ар.
Баррас зи чарову чун, чарой
Шодон ба чаро чу гови лоғар?
Биндеш, ки кирдгори гетӣ
Аз бахри чӣ оваридат эдар?
Бингар, ба чӣ ҳикмате бибастаст
Мар-ҷони туро бад-ин тан-андар.
Ӯрост бинои бесутуне
Ин гунбади гирдгарди ахзар.
Чун кор ба банд кард, бешак
Бар банд бувад сухан-ш яксар.
Чун чанбари бесар аст Фурқон,
Хира чӣ давӣ ба гирди чанбар?
Бо банд мачах, ки сахт гардад,
Чун боз битобӣ аз расан сар.
Говарса чу кард менадонӣ,
Бояд-т супурд зар ба заргар.
Пайдо чу тани ту аст танзил,
Таъвил дар ӯ чу ҷон мусаттар.
Гӯянд, ки пеш аз ин гуҳар кӯфт
Дар зулмат зери пай Сикандар.

Имрӯз ба зери пой дин аст,
Андар зулумоти ғафлату шар.
Ҳар дам бизанад ба одиён бар
Аз мазриби ҳақҷ боди сарсар.
Сӯрох шудаст садди Яъҷуҷ
Якчанд ҳазар кун, эй бародар.
Бар минбари ҳақ шудаст Даҷҷол,
Хомуш бинишин ту зери минбар.
Уштур чу ҳалок гашт хоҳад,
Ояд ба сари чаҳу лаби ҷар.
Он к-ӯ ба муроди оми нодон
Баррафт ба минбари паямбар.
Гуфто, ки манам имому мерос
Бистад зи наберагону духтар.
Рӯи вай агар сапед бошад,
Рӯи кӣ бувад сияҳ ба маҳшар?
Саъбӣ туву мункирӣ, гар ин кор
Наздики ту саъб несту мункар.
В-ар мебиравӣ ту бо имоме,
К-ин феъл шудаст з-ӯ мушаҳҳар.
Ман бо ту наям, ки шарм дорам
Аз Фотимаву Шабиру Шаббар.
Ҷои ҳазар аст аз ту моро,
Гар ту накунӣ ҳазар зи Ҳайдар.
Эй гумраҳи хира, чун гирифтӣ
Гумроҳтар ин далелу раҳбар?
Ман бо ту сухан нагӯям, эро-к
Каррӣ туву раҳбари ту картар.
Ман меваи дин ҳамехӯрам, шав
Чун гов ту хору хас ҳамечар.
Шав, пунбаи ҷаҳл баркаш аз гӯш,
Бишнав сухане ба таъми шаккар.
Рахшандатар аз Суҳайлу Хуршед,
Бӯяндатар аз абиру анбар.
Он аст ба назди марди оқил
Мағзи сухани Худои акбар.

Ӯро бизадам ба санг, то з-ӯ
Пешат бидамад зи санг абҳар.
Он гоҳ маҷӯй оби чоҳе,
Ҳар гаҳ, ки чашидӣ оби Кавсар.
Пархош макун, сухан биёмӯз,
Аз ман чӣ рамӣ чу хар зи ништар?!
Парри хирад аст илми таъвил,
Паррид ҳагирз мурғ бе пар?!
Аз мазҳаби хасми хеш баррас,
То ҳақ бишиносӣ аз музаввар.
Ҳуҷҷат набувад туро, ки гӯӣ:
«Ман мӯъминаму ҷуҳуд кофар».
Гӯӣ, ки санавбарам, валекин
Зӣ хасм ту хорӣ, ӯ санавбар.
Ҳуш дор, мадор хор касро,
Мурғон ҳамаро ҳубайра машмар.
Ғарра чӣ шудӣ ба ханҷари хеш,
Мар-хасми туро даҳ аст ханҷар.
Аз бими шудан зи дасти ӯ Рум
Мондаст чунон ба Рум қайсар.
Бо хасм магӯй аз он чӣ зӣ ту
Маълум набошаду муқаррар.
М-андоз ба хира н-озмуда
Зӣ боз чу кӯдакон кабӯтар.
Парҳез кун ихтиёру ҳикмат,
То нек бувад ба ҳашрат ахтар.
Андар сафарӣ, бисоз тӯша,
Ёрони ту рафтаанд бемар.
Бе зод машав буруну муфлис
З-ин хаймаи бедари мудаввар.
Беҳтар суханону панди Ҳуҷҷат
Сад бор туро зи шири модар.

* * *

Эй ба ҳавову муроди ин тани ғаддор,
Монда ба чанголи бози оз гирифтор.
Дар ғами озат чу шир шуд сари чун қир
В-он дили чун тозашири ту шуда чун қор.
Оз туро гул намояд, эй писар, аз дур,
Лек набошад гулаш, магар ҳама ҷуз хор.
Аз ту, гар ӯро амин кунӣ, биситонад
Ӯ на ба бисёр чӣ зи умри ту бисёр.
Бору базах оз ту бар база кардаст,
Эй шуда чавгон-т пушт аз базаҳу бор!
Мар-хари бадро ба тамъ коҳу ҷав орад,
Зирак харбанда зери бор ба хирвор.
Хар зи паси ҷав давид, ту зи паси нон,
Акнун дар зери бор мерав харвор.
Хор кӣ кардат ба пойгоҳи шаҳу мир,
Дар талаби хобу хур ҷуз ин тани хушхор?
Тан, ки туро хор кард, чунки нагӯй-ш,
Хуш махурод он адӯ, ки кард маро хор.
Чокари хешат кӣ кард, ҷуз гулуи ту,
Инат, валлаҳ, бузургу зишт яке ор.
Гар ту бидонистие, ки фазли ту бар хар
Чист, куҷо мондие нажанду шикамхор!
Фазли ту бар гову хар ба ақлу сухан буд,
Ақлу сухан нест ҷуз, ки ҳадяи ҷаббор.
Ақлу сухан мар-туро ба кор кай ояд,
Чун ту ба май маст кардаӣ дили ҳушёр.
Кори хирад чиз нест, ҷуз ҳама тадбир,
Кори сухан низ нест ҷуз ҳама гуфтор.
Умри туро чун ба муши хеш ҷаҳон хӯрд,
Хоҳӣ ту Амр бошу хоҳӣ Аммор.
Кардӣ тадбир ту, валек ҳама бад
Гуфтӣ, лекин суруди ёфаву бекор.
Чунки хирадро далели хеш накардӣ,
Барнарасидӣ зи гашти гунбади даввор?
Ҳеч нагуфтӣ, к-ин кӣ карду чаро гуфт,
Кори азим аст, чист оқибати кор?

Ман ба чӣ корам Худойро, ки бибоист
Кардан чандин ҳазор кори беовор.
Гар-ш набудам ба кор, беҳудагӣ кард,
Беҳудагӣ н-ояд аз муҳаймини қаҳҳор.
В-акнун тадбир чист, то-м бибояд,
Буд, чу бурун боядам ҳамешуд аз ин дор.
Ақл зи баҳри тафаккур аст дар ин боб,
Бар тану бар ҷонат, эй писар, сару солор.
Ақли ту эдар зи баҳри тоату илм аст,
Пас, ту чароӣ бад-ӯ мунофиқу таррор?!
Оташ додат Худой, то нахурӣ хом,
Н-аз қибали сӯхтан бад-ӯ сару дастор.
Чун ба зимистон ту б-Офтоб бихусбӣ,
Пас, чӣ ту, эй бехирад, чӣ он хари бекор.
Нест хабар сар-тро ҳанӯз, кунун бош,
Чун наспардаст пои ту хари бобор.
Чарх ҳамебандадат ба гашти замон пой,
Рӯзе аз ин ҷо бурун кашад-т чу кафтор.
Тан-т чу тор аст, ҷон-т пуд, ту ҷома,
Ҷома намонад, чу пуд дур шуд аз тор.
Чандин дар маъсият мадав ба чапу рост
Чун шутури бемиҳору аспи беафсор.
Ёд наёяд зи тоату на зи тавба
Акнун, к-ат тан заиф нест, на бемор.
Рост, ки афтодиву зи хобу зи хӯр монд,
Он гаҳ зорӣ кунию хоҳишу зинҳор.
Бегунаҳӣ, то-т кор пеш наёяд
В-он гаҳ, к-ат таб гулӯ гирифт, гунаҳгор.
Чун-т бихоҳанд боз ориятӣ ҷон,
Аз дилат он гаҳ диҳӣ ба маъсият иқрор.
Ту бисиголӣ, ки низ бознагардӣ
Сӯи бало, гар-т офият диҳад ин бор.
В-он гаҳ чун беҳ шудӣ зи манзари тавба,
Боз дарафтӣ ба чоҳи ҷаҳл нигунсор.
Узр тарозӣ, ки мир тавба-м бишкаст,
Нест дурӯғи туро Худой харидор.

Рост нагардад дурӯғу макр ба чора,
Маъсиятатро бад-ин дурӯғ маёчор.
Мир гарат як қадаҳ шароб фурӯ рехт,
Чунки ту аз дин бурун шудӣ зи буну бор.
Мир чӣ гӯӣ, ки бар ту бар дари мазгит
Эй шуда гумраҳ бидӯхтаст ба мисмор.
Чунки бад-он як қадаҳ, ки дод туро мир,
Бо ту на дину на қавл монду на кирдор.
Балки туро дил ба суи исён мондаст,
Чун суи таббох чашми мардуми ноҳор.
Нек набудӣ ту худ, кунун чӣ ҳадис аст,
К-аз ҳашами мир зӯр ёфтию ёр
Эй ба шаби тор тозанон ба чапу рост,
Барзанӣ охир сари азиз ба девор.
Рӯзе пеш оядат ба охир, к-он рӯз
Даст нагирад туро на миру на бундор.
Гар ту нигаҳдори дину тоатӣ имрӯз,
Эзид бошад туро ба ҳашр нигаҳдор.
Имрӯз озори кас маҷӯй, ки фардо
Ҳам зи ту, бешак, ба ҷони ту расад озор.
Он чи нахоҳӣ, ки ман ба пеши ту орам,
Пеши ман аз қавлу феъли хеш чунон м-ор.
Ҷони маро, гар суи ту ҷон-т азиз аст,
Сӯи ман, эй ҳушёр, хор мапиндор.
Чун надиҳӣ доди хешу дод бихоҳӣ,
Нест ҷуз ин ҳеч аслу мояи пайкор.
Доди ту додаст кирдгор, туро низ
Дод ба тоат бидод бояд ночор.
В-ар надиҳӣ доди кирдгор ба тоат,
Бар ту касе нест ҷуз, ки ҳам ту ситамкор.
Ҳадя наёбӣ зи кас ту ҷуз, ки зи Ҳуҷҷат,
Ҳикмати чун дурру панди сахта ба меъёр.

❁ ❁ ❁

Яке хона карданд бас хубу дилбар,
Дар ӯ ҳамчун ӯ хона беҳадду бемар.
Ба хонаи меҳин-дар нишонданд ҷуфтон,
Ба як ҷо ду хоҳарзану ду бародар.
Ду зан хуфтаанду ду мард истода,
Ниҳуфта занон зери шӯёни худ-дар.
На камтар шаванд ин чаҳору на афзун,
На ҳаргиз бидонанд беҳро зи бадтар.
Валекин каму бешу хубию зиштӣ
Ба фарзандашон дод Яздони довар.
Се фарзанд доранд пайдову пинҳон,
Аз эшон ду пайдову дигар мусаттар.
Наёяд бурун он мусаттар ба саҳро,
Ниҳуфта нишастаст бар сони духтар.
В-аз ин ҳар яке ҳафт фарзанди дигар
Бизодаст на ҳеч бешу на камтар.
Зи ҳар ҳафте аз ҷумлаи ин се ҳафтон
Яке меҳтар омад бар он шаш, ки кеҳтар.
В-аз ин бисту як тан яке подшо шуд,
Дигар ҷумла гаштанд ӯро мусаххар.
Ҳамегӯяд он подшо, ҳар чӣ хоҳад,
Ҳама дигарон монда хомӯшу музтар.
Ба хонаи меҳин-дар ҳамеша-ст паррон
Паси якдигар ду мухолиф кабӯтар.
Бигиранд ҷуфту насозанд якҷо,
Набошанд ҳаргиз ҷудо як зи дигар.
Ба хонаи кеҳин-дар наёянд ҳаргиз,
Ки хонаи меҳин асташон ҷою дарх(в)ар.
Басо хонаҳо, к-он ба парвози эшон,
Шуд ободу бас низ шуд зеру аз бар
Кабӯтар кӣ дидаст, к-аз гардиши ӯ
Ҷаҳонро гаҳе хайр зояд, гаҳе шар?
Ба хонаи кеҳин-дар ҳамеша се меҳмон
Аз ин ду кабӯтар хурад неъмату бар.
Наёбад ҳагирз он се меҳмон чаҳорум,
На ин ду кабӯтар биёбад седигар.

Се меҳмон на яксон, чу ҳар як мухолиф
В-агарчи падар-шон яке буду модар.
Аз эшон яке кинадор асту бадхӯ,
Дигар шоду ҷӯёи хоб аст ё х(в)ар.
Севум-шон беҳу меҳ, ки ҳаргиз наҷӯяд,
Магар хайр бе шар ва ё нафъ безар.
Се меҳмон ба як хона дар боз карда
Бар андозаи хеш ҳар як яке дар.
Ҳаме ҳар яке гӯяд он дигаронро,
Ки з-ин дар дароед, к-ин роҳ беҳтар.
Аз ин се ҳар он, к-ӯ шариф асту воло,
Мар-он дигаронро сар орад ба чанбар.
Худованди он хона озод гардад,
Ҳам имрӯз ин ҷову ҳам рӯзи маҳшар.
Ва гар ин якеро фиребанд он ду
Худованди он хона монад дар озар.
Баду нек чун нест имрӯз яксон,
Чунон дон, ки фардо набошанд ҳамсар.
Шиносӣ ту хонай кеҳину меҳинро,
Ба хонай ту аст ин се тан, нек бингар.
Кабӯтар туро бар сар аст истода,
Ки аз зери парраш наёрӣ бурун сар.
Нигар, к-он чӣ тухм аст, к-имрӯз корӣ,
Ҳаме боядат хӯрд фардо аз он бар.
Дарахте шигифт аст мардум, ки бораш
Гаҳе нешу заҳр асту гаҳ нӯшу шаккар.
Яке барги ӯ мубраму шох буссад,
Яке барги ӯ каждуму шох ништар,
Хуи нек мубрам, хуи бад чу каждум,
Ту каждум бияндозу бардор шаккар.
Бадию беҳӣ, нешу нӯш аст ҳамбар,
Ту бардор аз он нӯшу аз неш бигзар.
Ду мард аст мардум: тавонову доно,
Ҷуз ин ҳар кӣ бинӣ, ба мардум-ш машмар.
Тавоност бар дониши хеш доно,
На доност он, к-ӯ тавоност бар зар.

Ҳазорон тавон ёфт ханҷар ба дониш,
Яке илм натвон гирифтан ба ханҷар.
Тавоно ду гуна-ст, ҳарчанд бинӣ,
Яке з-ӯ ҷавон асту дигар тавонгар.
Ҷавонро ҷавонӣ фалак боз хоҳад,
Ситонад тавон аз тавонгар ситамгар.
Ба чизе дигар нест донанда доно,
Ситамгор зӣ ӯ якеанду довар.
Касе чун ситонад зи ёқут қувват,
Чӣ гуна рабояд касе бӯ зи анбар?
Ба дониш тавонӣ расид, эй бародар,
Аз ин гӯйи ағбар ба Хуршеди азҳар.
Ба дониш гарой, эй бародар, ки дониш
Туро баргузорад аз ин чархи ахзар.
Ҷаҳон хори хушк асту дониш чу хурмо,
Ту аз хор бигрезу аз бор мех(в)ар.
Ҷаҳон оина-сту дар ӯ ҳар чӣ бинӣ,
Хаёл асту нопойдору музаввар.
Ҷавонӣ-ш пирӣ шумар, зинда мурда,
Шаробаш саробу мунаввар муғаббар.
Ҷаҳон баҳри жарф асту обаш замона,
Туро колбуд чун садаф, ҷон-т гавҳар.
Агар қиматӣ дурр хоҳӣ, ки бошӣ,
Ба омӯхтан гавҳари ҷон бипарвар.
Бияндеш, то чист мардум, ки ӯро
Суи хеш хонд Эзиди додгустар.
Чу Яздон бигустард фарши ҷалолат,
Ту андар ҷаҳон фарши некӣ бигустар.
Ҳама адл варзу ҳама макрамат кун,
Ҳама мол бахшу ҳама маҳмадат хар.
Бипарвар ту дар дори дунё дарахте,
Ки мар-дори уқбо савобат бувад бар.
Чӣ хоҳад ҳаме з-ӯ, ки чунин дамодам
Паямбар фиристад ҳаме бар паямбар.
Бияндеш, к-ин ҷунбиши бекарона
Чаро уфтод андар ин ҷисми акбар?

Кӣ ҷунбонд ӯро, ки ҳамвора эдун
Чӣ хоҳад, кӣ орад ба ҳосил аз эдар?
Гар аз нур зулмат наёяд, чаро пас
Ту пайдоиву кирдгори ту музмар?
Ва гар нест мар-қудраташро ниҳоят,
Чаро пас, ки ҳаст офарида муқаддар?
В-ар аз рост кажжӣ нашояд, ки ояд,
Чаро ҳаст кардай мусаввир мусаввар?
В-ар обод хоҳад, ки дорад ҷаҳонро,
Чаро бештар з-ӯ хароб асту бебар?
Биёбони беобу кӯҳи шикаста
Дусад бор беш аст аз шаҳру кардар.
Бад-ин парда андар касе раҳ надонад,
Ҷуз он кас, ки раҳро биҷӯяд зи раҳбар.
Раҳи сирри Яздон кӣ донад? – Паямбар,
Паямбар ба кӣ спурд ин сир? – Ба Ҳайдар.
Агар ту муқиррӣ, зи ман хоҳ посух
Ва агар мункирӣ, пас, ту посух биёвар.
Зи хонай меҳину кеҳину аз он ду
Кабӯтар ҷавобам биёвар муфассар.
Бигӯ он ду хоҳарзану ду бародар
Кадоманду фарзандашон модаву нар?
Баён кун, ки аз чист тақсири олам,
Ҷавобам деҳ аз хушки ин шаър в-аз тар?
Надонӣ ба ҳаққи Худову надонад
Кас ин ҷуз, ки фарзанди Шаббиру Шаббар.
Ҷаҳонро бино кард аз баҳри дониш
Худои ҷаҳондори беёру ёвар.
Ту гӯӣ, ки чуну чароро наҷӯям,
Ҳамин аст наздики ман мазҳаби хар.
Туро баҳра аз илм хор аст ё каҳ,
Маро баҳра мағз асту донай муқашшар.
Суи гов яксон бувад коҳу дона,
Ба коми хар-андар чӣ майда, чӣ ҷавдар!
Манам бастаи банди он, к-ӯ зи мардум
Чунон аст, к-аз санг ёқути аҳмар.

Ҷазирай Хуросон чу бигрифт Шайтон,
Дар ӯ хор бишнонду барканд аръар.
Маро дод деҳқонии ин ҷазира
Ба раҳмат Худованди ҳар ҳафт кишвар.
Худованди аср он, ки ҷуз ман мар-ӯро
Даҳу ду ситора-ст ҳар як суханвар.
Чу мидҳат бар оли пайямбар расонам,
Расад носибиро аз он ҷон ба ғарғар.
Чу бар минбари ҷадди худ хутба хонад,
Биистад-ш Рӯҳуламин пеши минбар.
Чу мардум зи ҳайвон беҳ асту меҳ аст ӯ,
Зи мардум беҳину меҳин аст яксар.
Ба нураш хурад мӯъмин аз феъли худ бар,
Ба нораш барад кофир аз карда кайфар.
Чу он шерпайкар аломат бибандад,
Кунад саҷда бар осмонаш Дупайкар.
На ҷуз амри ӯро фалак ҳаст банда,
На ҷуз теғи ӯрост Миррих чокар.
Ба лашкар бинозанд шоҳону доим
Зи шоҳони асранд бар дар-ш лашкар.
Дараш дашти маҳшар, танаш кони ҷавҳар,
Дилаш баҳри ахзар, кафаш наҳри Кавсар.
Агар суи қайсар барӣ наъли аспаш,
Зи фахраш биёвезад аз гӯш қайсар.
Ҳаме то ҷаҳон асту ин чархи ахзар,
Бигардад ҳаме гирди ин кӯи ағбар.
Ҳазорон дуруду дучандон таҳийят
Аз Эзид бар он сурати рӯҳпайкар.

* * *

Эй зада такя бар баланд сарир,
Бар сарат хаззу зери пой ҳарир.
Шоир андар мадеҳ гуфта туро,
Ки амиро, ҳазор сол мамир!
Мулкро устувор кардастӣ
Ба вазире дабиру ботадбир.
Халал аз мулк чун шавад зоил,
Ҷуз ба раъйи вазиру теғи амир?
Подшоро дабир чист? – Забон,
Ки суханҳошро кунад таҳрир.
Нест бар ақли мир ҳеч далел
Роҳбартар зи номаҳои дабир.
Меҳтари хешро ҳақир кунад
Сӯи доно дабири ботақсир.
Сухани бохатар тавонад кард
Хатарӣ мардро ҷудо зи ҳақир.
Ҷуз ба роҳи сухан чӣ донам ман,
Ки ҳақирӣ ту ё бузургу хатир?
Эй писар, пеши ҷаҳл асирӣ ту,
То нагардад сухан ба пешат асир.
Чун наёмӯхтӣ, чӣ донӣ гуфт,
Ки ба таълим шуд ҷалил Ҷарир?
Ту зи хӯша асир чун ёбӣ,
То нагирад зи ток хӯша асир?
Эй писар, ҳамчу мири мирӣ ту,
Ӯ кабир асту ту амири сағир.
Кори худ сохтаст амири кабир,
Ту сари кори хеш низ бигир.
Ҷони ту подшои ин тани туст,
Хотири ту дабиру ақл вазир.
Хотири ту набишт шеъру адаб
Бар саҳифай дилат ба дасти замир.
То ба шеъру адаб азизат дошт
Хешу бегонаву сағиру кабир.
Хотиру дасти ту дабиронанд,
Ин-т коре бузургвору ҳажир.

Сар-т чун қир буду қад чун тир,
Бо ту акнун на тир монду на қир.
Ба камон чарх тири ту бифурӯхт,
Қири ту арз кард даҳр ба шир.
З-он ҷамолу баҳо, ки буд туро,
Нест бо ту кунун қалилу касир.
Шод будӣ ба бонги зеру кунун
Зору нолон шудиву зард чу зир.
Магарат вақти рафтан аст, чунон-к
Пеш аз ин гуфтат он башири назир.
Магар он ваъда, к-ат Муҳаммад кард,
Рост хоҳад шудан кунун, эй пир.
Бо сари ҳамчу шир низ махон
Ғазали зулфаки сиёҳи чу қир.
Чашми дил боз кун, бибин раҳи хеш,
То наяфтӣ ба чоҳ чун нахҷир.
Номае кун ба хатти тоати хеш,
Илм унвон-шу нуқтаҳо такбир.
Нома-т аз илм бояду зи амал,
Эй хирадманд, зӣ алими хабир.
Ин дабирӣ расонадат ба наъим,
Ин дабирӣ раҳонадат зи саъир.
З-ин дабирӣ мабош ғофил ҳеч,
Панди пирона аз падар бипазир,
Ки намояд чунонки гуфтастанд,
Боздорад туро зи шаъри шаир.
Чун ҳама корҳо-т бинвисад
Он нависандаи Худои қадир,
Пас, макун он чи, гар бибояд хонд,
Тира монӣ аз ону боташвир.
Ин ҷаҳонро фиреб бисёр аст,
Бифурӯшад ба нархи савсан сир.
Ҳилаташро шинохт натвонад
Ҷуз каси тезҳуши равшанвир.
Махӯр аз хони ӯ на пухта, на хом,
Махар аз дасти ӯ хамиру фатир.

Нест гуфтори ӯ магар талбис,
Нест кирдори ӯ магар тазвир.
Чарх ҳилатгар асту ҳилати ӯ
Нахарад марди ҳушёри басир.
Зарри мағшуш камбаҳост ба ранҷ,
Заъфарони музаввар аст зарир.
Беқарор аст ҳамчу оби сароб,
Дуди тира-ст ҳамчу абри матир.
Ту музаввваргарӣ макун чу ҷаҳон,
Хок бар ман мадам ба нархи абир,
Ки чу мушон нахӯрд хоҳам ман,
Заҳрдоруи ту ба бӯи панир.
Рост бошу Худойро бишинос,
Ки ҷуз ин нест дини бетағйир.
Бинишин бо вазири хеш, хирад,
Рафтанатро накӯ бикун тақрир.
Бо хирад бош якдилу ҳамбар,
Чун набӣ бо Алӣ ба рӯзи ғадир.
Хайр зоди ту аст, дар талабаш
Хира-хира чаро кунӣ таъхир?!
Хӯйи нек асту хайр мояи дин,
Кас накардаст ҷуз ба моя хамир.
Мар-бақоро дар ин сарой маҷӯй,
Ки бақо нест зери чархи асир.
Панд гир, эй писар, зи ман, к-ин ёфт
Аз падар Шаббару гузида Шабир.
Дар шикам санги хора беҳ з-он дил,
Ки дар ӯ нест пандро таъсир.

❂ ❂ ❂

Эй Ҳуҷҷати бисёрсухан, дафтар пеш ор
В-аз нӯги қалам дурри суханҳо-т фурӯ бор.
Ҳарчанд, ки бисёру дароз аст суханҳо-т,
Чун хубу хуш аст, он на дароз асту на бисёр.
Шоҳе, ки атоҳо-ш гарон аст, ситудаст,
Ҳарчанд шавӣ зери атоҳо-ш гаронбор.
Нав кун суханеро, ки куҳан шуд ба маонӣ,
Чун хоки куҳанро ба баҳор абри гуҳарбор.
Шуд хуб ба некӯ суханат дафтари нохуб,
Дафтар ба сухан хуб шавад, ҷома ба оҳор.
Аз хотири пурилм сухан н-ояд ҷуз хуб,
Аз пок сабӯ пок бурун ояд оғор.
Очори сухан чист? Маонию иборат,
Нав-нав сухан орӣ, чу фароз омадат очор.
Дар шеър зи такрори сухан бок набошад,
Зеро ки хуш ояд сухани нағз ба такрор.
Очори Худояст маза-в бӯи хушу ранг,
Бо себу турунҷ омаду гавзу биҳию нор.
Аз токи раз ангури нав имсол хуш ояд-т,
Ҳарчанд к-аз ӯ пор ҳамин омаду перор.
Зӣ аҳли хирад тухми сухан ҳикмату илм аст,
Дар хоки дил, эй марди хирад, тухми сухан кор.
Мухтор шавӣ, к-аз ту бимонад сухани хуб,
Зеро ки ҳамин монд зи пайғамбари мухтор.
Динаш ба сухан гашт мушаҳҳар ба замин-бар
В-аз роҳи сухан рафт бар ин гунбади даввор.
Маққур ба ҳикмат шавад ин халқи ҷаҳон пок,
Зеро ки ҳаким аст ҷаҳондовари қаҳҳор.
Аз роҳи тани хеш суи ҷон-т нигаҳ кун,
Бингар, ки ниҳон чист дар ин шахси падидор.
Он чист, ки чун шахси гарони ту бихусбад,
Бинову сухангӯй ҳаме монаду бедор.
Он гавҳари зиндасту пазирои улум аст,
З-ӯ зиндаю гӯянда шудаст ин тани мурдор.
Шарму сухану мадҳу накӯҳиш ҳама ӯрост,
Танро чӣ шуд ӯ, ҳеч на қадр асту на миқдор.

Солор тани туст, чаро тан-т гиромист,
Наздики туву меҳтару солор, танат хор?
Зеро ки чу маъруф шуд ин банда суи ту,
Маҷҳул бимондаст зи бас ҷаҳли ту солор.
Бишнос ҳам инрову ҳам онро ба ҳақиқат,
Ҳикмат ҳама ин аст суи мардуми ҳушёр.
Чун ту зи беҳин нимаи худ ғофилӣ, эй пир,
Гар марди хирад мард нахонад-т, маъзор.
Ёранд тану ҷон-т ба илму амал-андар,
Ту ғофилӣ аз кори беҳин ёру меҳин ёр.
Дори тани пайдои ту ин олами пайдост,
Ҷонро, ки ниҳон аст, ниҳон аст чун ӯ дор.
Ҷони ту ғариб асту танат шаҳре аз ин аст,
Аз меҳнати шаҳрӣ-т ғариби ту ба озор.
Нодоштаву хор бимонд аз ту ғарибат,
Баддошти ғарибон набувад сирати аҳрор.
Чун дорӣ некӯ-ш, чу худ менашиносӣ-ш?
Бишнос нахустин-ш, пас, он гоҳ накӯ дор.
Хор аст хури шаҳрият аз тан суи меҳмон-т,
Шаҳрӣ-т алафхор аст, меҳмон-т суханхор.
Ҳаққи тани шаҳрӣ ба алаф чанд гузорӣ?
Гаҳ-гаҳ ба сухан низ ҳақи меҳмон бигзор.
Зишт аст, ки сад сол ду тан пеши ту бошанд,
Ҳамвора яке серу яке гурсунаи зор.
Ҷони ту бараҳна-сту танат зеру хазу баз,
Ор аст аз ин, чун ки напарҳезӣ аз ин ор.
Ҷон ҷома напӯшад, магар аз бофта ҳикмат,
Мар-ҳикматро маънӣ пуд асту сухан тор.
На ҳар сухане ҳикмат бошад бари мардум,
Динор бувад, ҳар кӣ бувад номаш динор?
Гар кор ба ном астӣ аз дӯстии Амр,
Фарзанд туро ном Умар будиву Аммор.
Мар-ҳикматро хуб ҳисорест, ки ӯро
Доност ҳама бому замину дару девор.
Пайғамбар буд шаҳри ҳама илму дар он шаҳр
Шоиста даре буду қавӣ Ҳайдари каррор.
Ин қавли расул асту дар ахбор набиштаст

То маҳшар аз он рӯз нависандаи ахбор.
Аз панду зи илм он чи бурун н-омад аз ин дар,
Аз илм магӯ онро в-аз панд мапиндор.
Фарқ аст миёни ду сухан саъб, фузун з-он-к
Фарқ аст миёни гулу гулхор дусад бор.
Гар ҳикмат наздики ту хор аст, аҷаб нест,
Хор аст гули ту суи уштур, ки хурад хор.
Додам-т нишоне ба суи хонаи ҳикмат,
Сирр аст, ниҳон дораш аз марди сабуксор.
Гар сӯи дар оиву бад-ин хона дарой,
Берун шавӣ аз қофилаи деви ситамгор.
В-огоҳ шавӣ, к-ин фалак аз баҳри чӣ карданд,
В-охир чӣ падид ояд аз ин гаштани ҳамвор?
Ин ҷо-т дарун ҷуз, ки бад-ин кор наёвард,
Созандаи гунбад, ту чӣ бигрезӣ аз ин кор?
Фарбӣ бикуну сер бад-ин ҳикмат ҷонро,
То н-ояд аз ин банд бурун лоғару ноҳор.
Чизе, ки биҷӯйӣ-ш на аз ҷойгаҳи хеш,
Бар мардум душвор шавад кори на душвор.
Бипзир насиҳат, биталаб ҳикмати динро,
Эй ғадрпазируфта, аз ин гунбади ғаддор.
Хомуш манишин зери фалак эмин, азеро-к
Дарёст фалак, бингар дарёи нигунсор.
Иблиси лаин даст кушодаст ба ғорат,
Эзид-т бад-ин сахтӣ аз ин баст дар ин ғор.
Ту қимати ин рӯз надонӣ, магар он гоҳ,
К-ой ба яке бадтар аз ин рӯз гирифтор.
Бозори ту аст ин, биталаб ҳар чӣ бибояд-т,
Бе тӯша марав, боз тиҳӣ хона зи бозор.
Зеро ки ба бозор наёбӣ раҳ аз ин пас,
Он гоҳ ки бемор бимониву ба тимор.
Бар гуфтаи ман кор кун, эй хоҷа, азеро-к
Кирдор бибояд-т бар андозаи гуфтор.

* * *

Эй хирадманди ҳунарпешаву бедору басир,
Кист аз халқ ба наздики ту ҳушёру хатир?
Гар хатир он бувадӣ, к-аш дилу бозуи қавист,
Шер боистӣ бар халқи ҷаҳон ҷумла амир.
В-ар ба мол-андар будӣ ҳунару фазлу хатар,
Кӯҳи Шуғнон малике будӣ бедору басир.
В-ар ба хубӣ-дар будӣ хатару бахт баланд,
Сару солори ҷаҳон будӣ Хуршеди мунир.
На бузург аст, ки аз мол фузун дорад баҳр,
Он бузург аст, ки аз илм фузун дорад тир.
Эй шуда миғфар чун қири ту дар дасти тамаъ,
Шуста бар даргаҳи баҳмону фалон мир чу шир.
Мол дар ганҷи шаҳон ёбию дар хотири ман,
Ҳар чӣ як моли хатир аст, дигар моли ҳақир.
Шир бар миғфар чун қири ту, эй ғофил мард,
Рӯзи чун шир ҳамерезаду шабҳои чу қир.
Он на мол аст, ки чун додӣ-ш, аз ту бишавад,
З-ӯ ситонанда ғанӣ гардаду бахшанда фақир.
Он бувад мол, ки гар з-ӯ бидиҳӣ, кам нашавад,
Ба тарозуи хирад сахтаву бар дасти замир.
Моли ман, гар ту асир афтӣ, озод кунад-т,
Моли шоҳон-т гирифт аз паси озодӣ асир.
Нест чун моли ман амволи шаҳон ҷуз ки ба ном,
Чун ба тухм аст чу наргис, на ба бӯи хуши сир.
Нашавад ғарра хирадманд бад-он, к-аз паси ман
Чун паси мир наёяд на Тагину на Башир.
Қимату иззати кофур шикаста нашудаст,
Гар зи кофур беҳ омад ба суи муш панир.
Хатари хайр бувад бар қадри манфиаташ,
Гар хатир аст, хатир аст аз ӯ нафъпазир.
Ҳамчунон чун нарасад бар шарафи мардум хар,
Нарасад бар хатари гандуми пурмоя шаъир.
З-он ки хайроти ту аз фарди қадир аст ҳама,
Бар ту иқрори фариза-ст бад-он фарди қадир.
Хатариро хатарӣ донад миқдору хатар,
Нест огоҳ зи миқдори шаҳон гоҳу сарир.

Кӯр кай донад аз рӯз шаби тор ҳагирз?
Кар набишносад овози хар аз нолаи зер.
На ҳар он чиз, ки ӯ зард бувад, зар бошад,
Нашавад зарр, агарчанд шавад зарди зарир.
Кирм бисёр, валекин-т яке кирм кунад,
Ҳосил аз барги шаҷар мояи дебову ҳарир.
Мардумон оҳан бисёр бисуданд, валек
Ҷуз ба Довуд нагашт оҳану пӯлод хамир.
Дуд монандаи абр аст зи дидор, валек
Набувад дуд латифу хунуку тарру матир.
Шарафи хеш наёварду наёрад-т падид,
То набӯӣ-ш, агарчанд бибинӣ-ш абир.
Шарафи хайр ба ҳангом падид ояд аз ӯ,
Чун падид омад ташрифи Алӣ рӯзи ғадир.
Бар сари халқ мар-ӯро чу васӣ кард набӣ,
Ин ба андӯҳ дарафтод аз ӯ, он ба заҳир.
Ҳасад омад ҳамагонро зи чунон кору аз ӯ
Бирамиданду рамида шавад аз шер ҳамир.
Ӯ сазо буд, ки васӣ буд набиро дар халқ,
Ки бародар-ш буду бин аму домоду вазир.
Пушти аҳкоми Қурон буд ба шамшери Худой,
Беҳтар аз тeғ суханро набувад ҳеч заҳир.
Кай шиносӣ ба ҷуз ӯро падари насли расул,
Кай шиносӣ ба ҷуз ӯ қосими ҷанноту саъир.
Беназиру валӣ он буд дар уммат, ки набуд
Мар-набиро ба ҷуз ӯ рӯзи мувохот назир.
Беназиру малӣ он буд, ки гаштанд ба қаҳр
Амру Антар ба сари теғаш хосию ҳасир.
Зулфиқор Эзид сӯи кӣ фиристод ба Бадр,
Зану фарзанд киро буд чу Заҳрову Шабир?
Бар сари лашкари куффор ба ҳангоми набард
Чашми тақдир ба шамшери Алӣ буд қарир.
Рӯзи Сиффину ба Хандақ ба суи Сағри Ҷаҳим
Осиву тоғиро теғи Алӣ буд мушир.
На ба мардӣ зи дигар ёрон ӯ буд фузун?
Шарафи нисбату ҷуду шарафи илм магир.

Эй ки бар хира ҳаме даъвии беҳуда кунӣ,
Ки фалон будаст аз ёрон деринаву пир.
Шарафи мард ба илм аст, шараф нест ба сол,
Чӣ дароӣ сухани ёфа ҳаме хира ба хир?
Чунки пире нафиристод Худованд расул,
Ё аз ин ҳол набуд Эзиди додор хабир?
Ҷуз ки пири ту набудӣ ба суи халқ расул,
Гар ба сӯи ту фикандастӣ Яздон тадбир.
Ёфт Аҳмад ба чиҳил сол маконе, ки наёфт
Ба навад сол Бироҳим аз он ушри ашир.
Алӣ он ёфт зи ташриф, ки дар рӯзи ғадир,
Шуд чу Хуршеди дурахшанда дар офоқ шаҳир.
Гар ба назди ту ба пирӣ-ст бузургӣ, суи ман
Ҷуз Алӣ нест ба ноиб на ҳакиму на кабир.
Бо Алӣ ёрон буданд, бале пир, валек
Ба миёни ду сухангустар фарқ аст касир.
Ба яке лафз расонид, бале, ҷумла китоб
Аз Худованд паямбар ба кабиру ба сағир.
Лекин аз нома ҳама мағз ба хонанда расад
В-арчи ҳар ду бибсовад-ш дабиру на дабир.
Ҷуз ки Ҳайдар ҳамагон аз хати мастури Худо
Бо басарҳои пур аз нур бимонданд зарир.
Аз сухан чиз наёбад ба ҷуз овоз сутур,
Мардум аст он, ки бидонист суруд аз такбир.
Маънӣ аз қавл Алӣ дораду овоз ҷуз ӯ
Мард бояд, ки зи тақсир бидонад тавфир.
Ту ба овоз чаро мерамӣ аз Шери Худо?
Чун паи шер нагириву набошӣ нахчир.

* * *

Эй ёри суруду оби ангур,
На ёри манӣ ба ҳаққи «Ва-т-Тур».
Маъзул шудаст ҷон зи ҳар чӣ,
Додаст бар он-т даҳр маншур.
Мегӯй муҳол аз он ки хуфта
Бошад ба муҳолу ҳазл маъзур.
Бистурд нигор дасти айём
З-ин хонаи пурнигори маъмур.
Накшояд низ чашму гӯшам
Ранги қадаҳу таранги танбӯр.
Парранда замон ҳамехӯрад-мон,
Ангур шудему даҳр занбӯр.
Пухта шудаму чу гашт пухта,
Занбӯр сазотар аст б-ангур.
Тира-сту манора менабинад
Он чашм, ки мӯй дидӣ аз дур.
Дар сури ҷаҳон шудам, валекин
Бас лоғар бозгаштам аз сур.
З-ин сур басе зи ман батар рафт
Искандару Ардашеру Шопур.
Гар ту суи сур меравӣ, рав,
Рӯзат хуш боду саъй машкур.
Донӣ, ки чӣ гуна гашт хоҳӣ?
Андар падарат нигаҳ кун, эй пур.
Андуда рухаш замон ба зарроб,
Олуда сараш ба гарди кофур.
Зинҳор, ки бо замон накӯшӣ,
К-ин бадхӯ душманест мансур.
Бе лашкари ақлу дин нагардад
Аз мард сипоҳи даҳр мақҳур.
Аз илму хирад сипар куну худ
В-аз фазлу адаб дабусу сотур.
В-ар зӣ ту ҷаҳон ба тоат ояд,
Зинҳор бад-он мабош мағрур,
Зеро ки ба зери нӯшу хаззаш
Неш аст ниҳону заҳр мастур.

Ин нокасро ман озмудам,
Феълаш ҳама макр бошаду зӯр.
Ҷоду-ст ба феъли зишт зинҳор,
Ғарра нашавӣ ба сурати ҳур.
Гетӣ ба масал сарои кор аст,
То рӯзи қиёму нафхати сур.
Ҷуз коркуне ба дин аз ин ҷо
Берун нашавад азизу мастур.
Гар коркунӣ, азиз бошӣ,
Фардо, ки диҳанд музди муздур.
В-ар дев зи кор боздорад-т,
Ранҷур бувию хору мадҳур.
Имрӯз ту мири шаҳри хешӣ,
К-ат панҷ раият аст маъмур.
Бекор чаро чунин нишинӣ
Бо коркунони шаҳри пурнур?
Ҳаргиз нашавад хасису коҳил,
Андар ду ҷаҳон ба хайр машҳур.
Бингар, ки агар ҷаҳон накардӣ,
Эзид нашудӣ ба фазл мазкур.
Дил хонаи туст, ганҷ гардон-ш
Аз ҳикматҳо ба дурри мансур.
Эй ҷоҳили муфлис, ар бикӯшӣ,
Ганҷур шавӣ зи илм, ганҷур.
Гар ҳикмати ман-т дархур ояд,
Ганҷур шудиву гашт маъҷур.
Аз сар бификан хумор, азеро
Напзирад панд мағзи махмур.

❁ ❁ ❁

Ҳушёр бошу хуфта марав тез бар сутур,
То н-уфтад сутури ту ногаҳ ба ҷарру лур.
Мӯрӣ туву фалак ба масал жандапили маст,
Дорад ҳагирз тоқат бо пили маст мӯр?
Шӯр аст оби ӯ, нанишонад-т ташнагӣ,
Гар нестӣ сутур, махӯр оби талху шӯр.
Бедор шав зи хобу суи мардумӣ гирой,
Якборагӣ махусб ҳама умр бар сутур.
Зинҳор, то чунон накунӣ, к-он сафеҳ гуфт,
Чун қир беҳ сиёҳгилеме, ки гашт бӯр.
Лахте инони маркаби бадхӯ-т бозкаш,
То дастҳо фӯру наниҳад маркабат ба гӯр.
Гетӣ-т бар мисоли яке бадху аждаҳост,
Парҳез дору бо думи ин аждаҳо машӯр.
Шоҳон дусад ҳазор фӯру хӯрду хор кард,
Аз ту фузун ба молу ба мулку ба ҷоҳу зӯр.
Аз бевафо вафо ба ғанимат шумор, аз он-к
Як қатра об нодира бошад зи чашми кӯр.
Гар нестат чу нӯш хуру чун хазат гилем,
Бингар ба ёри хеш, ки ӯ гурсуна-сту ур.
Эй карда хештан ба ҷафову ситам самар,
То пӯстин бувад-т яке бодбон самур.
В-аз баҳри хаззу баззу хӯришҳои чарбу нарм
Гоҳе ба баҳри Румию гоҳе ба кӯҳи Ғӯр.
Ҳар ду яке шавад, чу зи ҳалқат фурӯ гузашт
Ҳалвову нони хушк дар он тофта танӯр.
Он кас, ки дошт, он чи надорӣ ту, ӯ куҷост?
Кори чу тори ӯ ҳама ошуфта гашту тур.
Пои ту маркаб асту кафи даст машраба-ст,
Гар нест асп тозию на машраба булӯр.
Акнун нигар ба кор, ки корат ба дасти туст,
Барги сафар бисозу бикун корҳо ба ҳур.
Бори дарахти даҳр туӣ, ҷаҳд кун магар
Бемағз н-уфтӣ зи дарахтат чу гавзи Ғӯр.
Ғарра машав бад-он ки туро Тоҳир аст ном,
Тоҳир набошад, он ки палид асту бе таҳур.

Феъли накӯ зи нисбат беҳтар, к-аз ин қибал
Беҳ шуд зи Симчӯр Бироҳими Симчӯр.
Бингар ба чашми баста ба пул-бар ҳамеравӣ,
Бисёр бармаҷаҳ ба мисоли гавазну гӯр.
Ин колбад ханури ту будаст шаст сол,
Бинмой, то чӣ ҳосил кардӣ дар ин ханур.

❁ ❁ ❁

Эй куҳан гашта тану дида басе неъмату ноз,
Рӯзи нози ту гузаштаст, бад-ӯ низ маноз.
Нози дунё гузаранда-сту туро гар баҳушӣ,
Сазад, ар ҳеч набошад ба чунин ноз ниёз.
Гар бад-он ноз, туро боз ниёз аст имрӯз,
Он туро тухми ниёзи абадӣ буд, на ноз.
Ози он нози гузашта бигирифтаст туро,
Банди он нози туро чист, магар мояи оз?
Кори дунёи фиребанда ҳама тохтан аст,
Паси дунёи фиребандаи тозанда матоз.
Чун чағар гашт буногӯши чу симинбари ту,
Чанд тозӣ паси ин пирзани зишт чағоз?
Умри пирӣ чу ҷавонӣ мадеҳ, эй пир, ба бод,
Тират андохта шуд, низ камонро м-андоз!
Гирдгардону фиребон-т ҳаме бурд чу гӯй,
То чу чавгон-т бикард ин фалаки чавгонбоз.
Бозгард аз баду бар нек фароз ор сарат,
Ба хирад кӯш, чу девон чӣ давӣ боз фароз?
Боз бояд шудан аз шар ба суи хайр ба табъ,
К-аз фарозе суи пастӣ чу ба табъ омада боз.
Ҷуфти хайр аст хирад, з-ӯ ситаму шарр махоҳ,
Хира мар-оби равонро чӣ кунӣ сар ба фароз?
Хирад оғози ҷаҳон буду ту анҷоми ҷаҳон,
Бозгард, эй сара анҷом, бад-он нек оғоз.
Хирад аст он, ки туро банда шудастанд бад-ӯ
Ба замин шеру палангу ба ҳаво бошаву боз.
Хирад он аст, ки чун ҳадя фиристод ба ту,
З-ӯ Худованди ҷаҳон бо ту сухан гуфт ба роз.
Чун ба бозори ҷаҳон хост фиристод ҳаме-т,
Мар-туро з-ӯ хираду илм ато буду ҷиҳоз.
Бар сари дев туро ақл басандаст рақиб,
Ба раҳи хайр туро илм басанд аст нуҳоз.
Гирди бозор бигард инаку аҳвол бибин,
Чун ту худ менигарӣ, ман накунам қисса дароз.
Об ҷӯиву сақоро чу сафол аст даҳон,
Ҳулла хоҳӣ туву шалвор надорад баззоз.

Уламоро, ки ҳаме илм фурӯшанд, бибин
Пару болаш чу уқобу ба ҳарисӣ чу гуроз.
Ҳар яке ҳамчу наҳангеву зи бас ҷаҳлу тамаъ
Даҳани илм фарозу даҳани ришват боз.
Гар-ш пинҳонак меҳмон кунӣ аз ома ба шаб,
Табъсозу тарабӣ ёбияшу руднавоз.
Маи ҷӯшида ҳалол аст суи соҳиби рой,
Шофеъӣ гӯяд: «Шатранҷ мубоҳ аст, бибоз!»
Сӯҳбати кӯдакаки содазанахро молик
Низ кардаст туро рухсату додаст ҷавоз.
Маю қимору ливотат ба тариқи се имом
Мар-туро ҳар се ҳалол аст, ҳало, сар бифароз!
Агар ин дини Худой асту ҳақ ин асту савоб,
Нест андар ҳама олам на муҳолу на муҷоз!
Он ки бар фисқ туро рухсат додасту ҷавоз,
Сӯи ман шояд агар сар-ш бикӯбӣ ба ҷувоз.
З-ин қибал монд ба Юмгон-дар Ҳуҷҷат пинҳон,
Дил бароганда аз андӯҳу ғаму тан ба гудоз.
Ним аз он, к-инҳо бар дини Муҳаммад карданд,
Гар зафар ёбад бар мо, накунад турки Тароз.
Лоҷарам, халқ ҳама ҳамчу имомон шудаанд,
Яксара масхараву мутрибу таррору таноз.
Гар ҳама халқ ба дин-андар девона шуданд,
Эй писар, хештан охир ту чу девона масоз!
Бишнав ин панд ба дин-андару бар ҳаққ биист,
Хештан кажж магир, хира чу оҳуву гуроз.
Дониш омӯзу сар аз гарди ҷаҳолат бифишон,
Ростӣ варзу бикун тоату ҳилат матароз!
Ба чапу рост мадав, рост бирав бар раҳи дин,
Раҳи дин росттар аст, эй писар, аз тори тароз!
Ба чапу рост шудаст аз раҳи дин он, ки ҷаҳон
Бар дуроа-ш ба чапу рост ба зар баст тароз.
Шумчанголи чу нашпил худ аз моли ятим
Накашад, гарчи даҳ ангушт бибурриш ба гоз.
В-ар бипурсӣ-ш яке мушкил, гӯяд-т ба хашм:
«Сухани рофизиён аст, ки овардӣ боз!»

Ба суоли ту чу дармонд, бигӯяд ба нишот:
«Бар паямбар салавоте хуш хоҳам б-овоз».
Сабр кун бар сухани сардаш, зеро к-он дев
Нест огоҳ ҳанӯз, эй писар, аз нархи пиёз.
Хештан дор ту, к-имрӯз ҷаҳон девонрост,
Чанд гаҳ минбару меҳроб бад-эшон пардоз.
Сарду торик шуд, эй пур, сапедадами дин,
Хуруҳи арш ҳам акнун бикунад бонги намоз.
Дод густарда шавад, гирд кунад домани ҷавр,
Бози Шайтон ба замин ояд, боз аз парвоз.
Илм, к-анбози амал буд, ҷудо кардаш дев,
Боз гарданд саранҷому бибошанд анбоз.
Рӯи ҷон суи имоми ҳақ бояд кардан-т
Гоҳи тоат чӣ кунӣ рӯи ҷасад сӯи Ҳиҷоз?
Сухани ҳикматӣ, эй Ҳуҷҷат, зарри хирад аст,
Б-оташи фикрат ҷуз зарри хирадро магудоз.

❁ ❁ ❁

Эй туро орзуи неъмату ноз,
Оз карда инони аспи ниёз.
Умрат аз ту гурезад аз паси оз
Ту ҳаметоз дар нишебу фароз.
Бар сари бахти бад фуруд ояд
Ҳар кӣ гирад инони маркабаш оз.
Чунки сӯи ҳисори хурсандӣ
Наситонӣ зи шоҳи оз ҷавоз.
З-орзуи тарози тӯзию хаз
Зор бигдохтӣ чу тори тароз.
З-он чӣ дорӣ, насиб нест туро,
Ҷуз шабу рӯз ранҷи гарму гудоз.
Чун напӯшӣ, чи хаззу чи маҳтоб,
Чун набӯӣ, чи наргису чи пиёз.
Бо ту анбоз гашт табъи бахил
Нашавад ҳар куҷо равӣ зи ту боз.
Ранҷи бемол баҳраи ту расид,
Моли беранҷ баҳраи анбоз.
Он на мол аст, к-аш нигаҳ дорӣ,
То напаррад чу бози барпарвоз.
Он бувад мол, к-ат нигаҳ дорад,
Аз ҳама ранҷҳо ба умри дароз.
Бифизояд, агар ҳазина кунӣ-ш,
Бо ту ояд ба Руму Ҳинду Ҳиҷоз.
Натавонад касе-ш бурд ба қаҳр,
Натавонад касаш бурид ба гоз.
Ҷуз бад-ин мол кай шавад бар мард
Ба ду олам дари саодат боз?
Кай тавонад харид ҷуз доно,
Ба чунин мол нози беандоз?
Дарнагунҷад магар ба дил, ки дил аст,
Кисаи донишу хазинаи роз.
Гар бад-ин мол рағбат аст туро,
Киса-т аз ҳашвҳо бад-ӯ пардоз.
Кисаи розро ба ақл бидӯз,
То набошӣ суханчину ғаммоз.

Аз намозу закот в-аз парҳез
Кисаро бандҳои сахт бисоз.
Чун ба ҳосил шавад-т кисаву банд,
Ба ту бидҳам ман ин далелу ҷиҳоз.
Баркашам мар-туро ба ҳабли Худой,
Ба Сурайё ба чоҳи сесад боз.
Бинамоям-т ҳаққи ғоибро
Дар сарое, ки шоҳид асту муҷоз.
То бибинӣ, ки пеши Эзиди ҳақ
Истодаст ин ҷаҳон ба намоз.
Бинамоям дувоздаҳ сафи рост,
Ҳама тасбеҳхони беовоз.
Чун бибинӣ аз ин ҷаҳон анҷом,
Бишиносӣ, ки чисташ оғоз.
Ин тариқест, к-аш набинад чашм
В-ин шикорест, к-аш нагирад боз.
Бар паи Шери дини Яздон шав,
Аз паси хар, газофа асп матоз.
Ин рамай бекарона мебинӣ,
Кӯр дорад шубону ланг нуҳоз.
Гарди эшон раманда кард маро
Аз сари хонумону неъмату ноз.
Чӣ кунад мард ҷуз сафар, чу гирифт
Гург саҳрову марғзор гуроз?
Гар сутӯҳе зи «қола ҳаддасно»,
Сар ба сирри Худой дор фароз,
Ки маро дид роздори Худой,
Ҳоҷиби кирдгори банданавоз.
Умммати ҷадди хешро фарёд
Аз фиребанда зубаъӣ ҳаммоз.
Хор ёбад ҳаме зи ман дар чашм,
Деви беҳосили дуволакбоз.
Аз суханҳои ман падид ояд
Бар тану остини ҳаққи тироз.
Суханам рехт оби деви лаин,
Ба Бадахшону Ҷарму Юмгу Бароз.
Мард доно шавад зи דономард,
Мурғ фарбеҳ шавад ба зери ҷувоз.

* * *

Мардро хор чӣ дорад? Тани хушхораш,
Чун туро хор кунад, чун накунӣ хораш?
Ҳар кӣ ӯ андуҳу тимори туро кӯшад,
Ту, ба хира, чӣ хурӣ андуҳу тимораш?
Тан ҳамон хоки гарону сияҳ аст, арчанд
Шора зарбафт кунӣ қуртаву шалвораш.
Гар нахоҳӣ, ки туро хору забун дорад,
Бартар аз қадрашу миқдораш магзораш.
Тани ту ходими ин ҷони гаронмоя-ст,
Ходими ҷони гаронмоя ҳамедораш.
Тан дарахтест хирад бору дурӯғу макр
Хасу хор аст, ҳазар кун зи хасу хораш.
Хору хас бифкан аз ин шӯҳра дарахт, эро
К-аз хасу хор наёбӣ маза ҷуз хораш.
Ёри хурмост яке хор, батар ёре,
Ёри бад ор бувад доим бар ёраш.
Ёри бад хори ту аст, эй писар, аз ёрат
Дур бошу ба ҷуз аз хор мапиндораш.
Ёри чун хор туро зуд биёзорад,
Гар нахоҳӣ, ки биёзорад, м-озораш.
Ҳар кӣ бо ӯ-т ҳаме сӯҳбат рой ояд,
Баррас, эй пур, нахуст аз раҳу рафтораш.
Сирати хуб талаб бояд кард аз мард,
Гарчи хуб аст, машав ғарра ба дидораш.
Сурати хуб басе бошад беҳосил,
Бар дару даргаҳи гармобаву девораш.
Гарчи хурмобун сабз аст, дарахти сабз
Ҳаст бисёр, ки хурмо набувад бораш.
Ҳар кӣ бе сирати хуб асту накӯ сурат,
Ҷуз ҳамон сурати девор маянгораш.
Бадкунишро ба сухан даст мадеҳ бар бад,
Ки ба ту боз шавад сарзаниш аз кораш.
Сари пайкон нашавад дар сипару ҷавшан,
То набошад зи пас андар пару сӯфораш.
Сӯҳбати нодон магзин, ки табаҳ дорад
Андаке фоидаро ёваи бисёраш.

Мева чун андак бошад ба дарахте-бар,
Бемаза монад дар барг ба хирвораш.
Раҳу ҳанҷори ситамгора ҳама зишт аст,
Эй хирадманд, марав бар раҳу ҳанҷораш.
Ҳар кӣ ӯ бар раҳи гуфтор равад, бешак
Сӯи мурдор намояд раҳ кафтораш.
Мардро чун набувад ҷуз ки ҷафо пеша,
Мораш ангор, на мардум, суи мо м-ораш.
Мори мардум нияти бад бувад андар дил,
Бадниятро ҷигар афгор кунад мораш.
Ҳар киро қавлаш бо феъл набошад рост,
Дар дари дӯстии хеш мадеҳ бораш.
Сер гардонадат аз гуфтани бемаънӣ,
То магар сер кунӣ меъдаи ноҳораш.
Ҳам аз он киса деҳаш накд, ки ӯ додат,
Накди ӯ бояд бурдан-т ба бозораш.
Зарқ пеш ор, чу зарроқ шавад бо ту,
Сар ба сар бошу ҳамедор ба микдораш.
Гар ҳаме хуфта гумоне-т барад, хуфтаст,
Хуфта бигзору макун беҳуда бедораш.
Сухан аз мардуми диндор шунав в-онро,
Ки надорад дин, мангар суи динораш.
Занг дорад дили баддин, ман аз он тарсам,
Ки биёлояд з-ӯ дил-т ба зангораш.
На макон аст суханро сари бемағзаш,
На мақарр аст хирадро дили чун қораш.
Нест омехта бо оби ҳунар хокаш,
Нест овехта дар пуди хирад тораш.
Набарӣ ранҷ бар ӯ беҳтар, чун ранҷа-ст,
Ӯ зи гуфтори ту, ҳамчун ту зи гуфтораш.
Хештан ранҷа макун низ, чу медонӣ,
Ки нахоҳандат пурсид зи кирдораш.
Чӣ шавӣ ғарра ба роҳаш чу ҳамебинӣ,
Ки ҳаме ғарра кунад гунбади даввораш?
Ранҷа в-афгор шавӣ з-ӯ, ки ҳаме чун хор
Хорат афгор кунад, чун кунӣ афгораш.

Ба ҳазар бош, набояд, ки чу мекӯшӣ,
Худ нагиришу бимонӣ ту гирифтораш.
Нек бингар, ки куҷо мебарадат гетӣ,
Чун ҳаметозӣ бар маркаби раҳвораш.
Аз ту ҳамвор ҳамедуздад умратро
Чархи бедодгару гаштани ҳамвораш.
Пораш имсол фасона-ст ба пеши мо,
Ҳам фасона шавад имсолаш чун пораш.
Нест душвори ҷаҳон бадтар аз осонаш,
Чун ҳаме бигзарад осонашу душвораш.
З-ӯ мабин неку баду зишту накӯ ҳаргиз,
Бал зи созандаи ӯ бину зи солораш.
Чун ҳаме бар ман зинҳор хурад дунё,
Хештан чун диҳӣ, эй пур, ба зинҳораш?
Ҳар киро чархи ситамкора барад бар гоҳ,
Бифканад боз худ аз гоҳ нигунсораш.
То ба пайкор бувад, сулҳ тамаъ медор,
Чу ба сулҳ омад, метарс зи пайкораш.
Чора кун, хуш-хуш аз ӯ даст бикаш, зеро
Яла бояд-т ҳамекард ба ночораш.
Ин ҷаҳон пирзане сахт фиребанда-ст,
Нашавад марди хирадманд харидораш.
Пеш аз он, к-аз ту бибуррад, ту талоқаш деҳ,
Магар озод шавад гарданат аз ораш.
Сухани Ҳуҷҷат мурғест, ки бар доно
Панд борад ҳама аз паррашу минқораш.
Гар ба панд-андар рағбат кунӣ, эй хоҷа,
Панднома-ст туро дафтари ашъораш.

❁ ❁ ❁

Эй мутаҳаййир шуда дар кори хеш,
Рост бинеҳ бар хат паргори хеш.
Хурд шикастӣ ба дабуси тамаъ,
Дар талаби тову магар тори хеш.
Дар талаби он чи наёмад ба даст,
Зеру забар кардӣ кочори хеш.
Хира бидодӣ ба пашизи ҷаҳон
Дурри гаронмояву динори хеш.
Панбаи ӯро ба чӣ додӣ бадал,
Эй ба хирад ғолияву ғори хеш.
Мори туву ёри ту аст ин танат,
Ранҷаӣ аз мори худу ёри хеш.
Морфасой арчи фусунгар бувад,
Ранҷа шавад оқибат аз мори хеш.
В-акнун, к-афтод харат, мардвор
Чун наниҳӣ бар хари худ бори хеш?
Бад ба тани хеш чу худ кардаӣ,
Бояд хӯрдан-т зи киштори хеш.
Пои туро хори ту хаста-сту нест
Пои туро дард ҷуз аз хори хеш.
Роҳ ғалат кардастӣ, бозгард
Сӯи буна бар паю осори хеш.
Пеши худованди хирад бозгӯй
Рост ҳама қиссаву ахбори хеш.
В-он ч-ат гӯяд, бипазиру мабош,
Ошиқ бар беҳуда гуфтори хеш.
Деви ҳаво сӯи ҳалокат кашад,
Деви ҳаворо мадеҳ афсори хеш.
Роҳ надонӣ, чӣ равӣ пеши мо
Бар тамаъи тезии бозори хеш?
Гозурӣ аз баҳри чӣ даъво кунӣ,
Чунки нашӯӣ худ дастори хеш?
Боми касонро чӣ иморат кунӣ?
Чунки набандӣ буни девори хеш?
Чун надиҳӣ панд тани хешро,
Эй мутаҳаййир шуда дар кори хеш?

Нор, чу бемор туӣ, худ бихӯр,
Арза макун бар дигарон нори хеш.
Ор ҳамедорӣ аз омӯхтан,
Шарм ҳаме н-оядат аз ори хеш?
В-аз ҳаваси хеш ҳаме барчамӣ,
Беҳуда, эй дархури миқдори хеш!
Нест туро ёр магар анкабут,
К-ӯ зи тани хеш танад тори хеш.
Айби тани хеш бибояд-т дид,
То нашавад ҷон-т гирифтори хеш.
Ёри ту тимор надорад зи ту,
Чун ту надорӣ худ тимори хеш.
Нек нигаҳ кун ба тани хеш-дар,
Боз шавад-т аз сар харвори хеш.
Низ ба фармони тани бадкуниш
Хуфта макун дидаи бедори хеш.
Дод ба алфағдани некӣ бихоҳ,
З-ин тани манҳуси нигунсори хеш.
Дину хирад бояд солори ту,
То-т кунад ёрат солори хеш.
Ёри ту бояд, ки бихаррад туро,
Ҳам ту худӣ, хира, харидори хеш.
Чунки биҷӯӣ ҳаме озори ман,
Гар написандӣ зи ман озори хеш?
Чун ту касеро надиҳӣ зинҳор,
Халқ надорад-т ба зинҳори хеш.
Ранҷ басе дидам ман ҳамчу ту,
З-ин тани бадхӯи сабуксори хеш.
Пеши хирадманд шудам додхоҳ
Аз тани хушхори гунаҳкори хеш.
Як-як бар вай бишумурдам ҳама,
Айби тани хеш ба иқрори хеш.
Гуфт: «Гунаҳкори ту ҳамчун зи туст,
Б-ист кунун худ ба ситиғфори хеш».
Оби хирад ҷӯву бад-он об шӯй
Хатти бадӣ пок зи тӯмори хеш.

Ҳокими худ бошу ба дониш бисанҷ,
Ҳар чӣ кунӣ рост ба меъёри хеш.
Бингару бо кас макун он носазо,
Он чи надорӣ-ш сазовори хеш.
Он ч-ат аз ӯ нек наёяд, макун,
Довари худ бош ба минқори хеш.
Дар паси он низ далеле бигир
Бар хиради хеш зи кирдори хеш.
Қавлу амал чун ба ҳам омад, бидон-к
Раста шудӣ аз тани ғаддори хеш.
Рози касон бо каси дигар магӯй,
Худ ба дигар кас мадеҳ асрори хеш.
Хор кунад сӯҳбати нодон туро,
Ҳамчу фурӯмоя тани хори хеш.
Хорӣ аз ӯ бас бувад, он к-ат кунад
Ранҷа ба жожидани бисёри хеш.
Сер кунад жожи ваят, то магар
Сер кунад меъдаи ноҳори хеш.
Роҳ мадеҳ ҷуз ки хирадмандро
Ҷуз ба зарурат суи дидори хеш.
Танҳо бисёр беҳ аз ёри бад,
Ёр туро бас дили ҳушёри хеш.
Марди хирадманд туро хира кард,
З-ин-т накӯ панд ба хирвори хеш.
Чун дилам анбори сухан шуд, бас аст
Фикрати ман хозини анбори хеш.
Дурр ҳаме назм кунам, лоҷарам,
Бе ададу марр дар ашъори хеш.

❁ ❁ ❁

Чун гашт ҷаҳонро дигар аҳволи аёниш,
Зеро ки бигустард хазон рози ниҳониш.
Бар ҳасрати шохи гул дар боғ гуво шуд,
Бечорагию зардию кӯжию навониш.
То зоғ ба боғ-андар бикшод фасоҳат,
Барбаст забон аз тарабу лаҳн ағониш.
Шарманда шуд аз боди саҳар гулбуни урён
В-аз оби равон шармаш бирбуд равониш.
Куҳсор, ки чун размаи баззоз буд, акнун,
Гар бингарӣ, аз кулбаи наддоф надониш.
Чун зарри музаввар нигар он лаъли бадахшӣ-ш,
Чун чодари гозур нигар он бурди ямониш.
Бас бод ҷаҳад сард зи кух, лоҷарам, акнун,
Чун пир, ки ёд оядаш аз рӯзи ҷавониш.
Хуршед бипӯшид зи ғам пираҳани хаз,
Ин аст ҳамеша салаби хуби хазониш.
Бар мафраши пирӯза ба шаб шоҳи Ҳабашро
Осудаву покиза булӯр аст авониш.
Бингар ба ситора, ки битозад сипаси дев,
Чун зарри гудозида, ки бар қир чакониш.
Монанди яке ҷоми яхин аст шабоҳанг,
Биздуда ба қатрай саҳарӣ чархи каёниш.
Гар нест яхин, чун ки чу Хуршед барояд,
Ҳарчанд ки ҷӯянд, наёбанд нишониш.
Парвин ба чӣ монад, ба яке дастаи наргис,
Ё настарани тоза, ки бар сабза фишониш.
В-ин даҳри даванда ба яке маркаб монад,
К-аз кор наёсояд, ҳарчанд давониш.
Гетӣ-т яке бандаи бадхӯ-ст, махонаш,
Зеро зи ту бадхӯ бигурезад, чу бихониш.
Беҳосилу маккор ҷаҳонест пур аз ғадр,
Бояд, ки чу маккор бихонад-т, бирониш.
Ҷуз ҳанзалу заҳрат начашонад, чу бихонад-т,
Ҳарчанд ки ту рӯзу шабон нӯш чашониш.
Аз баҳри ҷафо сӯи ту омад ба дари хеш,
Магзору зи дар дур бирон, гар битавониш.

Душман, чу накӯҳол шудӣ, гирди ту гардад,
Зинҳор машав ғарра бад-он чарбзабониш.
Чунон ки чу буз беҳтару фарбеҳтар гардад,
Аз баҳри тамаъ беш кунад мард шубониш.
Ҳарчанд ки дер ояд, сӯи ту биёяд,
Чун сӯи падар-т омад пайғоми ниҳониш.
Фарзанд басе дорад ин даҳри ҷафоҷӯй,
Ҳар як баду беҳосил чун модари зониш.
Нокас ба ту ҷуз меҳнату хорӣ нарасонад,
Гар ту, ба масал, бар фалаки Моҳ расониш.
Тоат ба гумоне бинамояд-т, валекин
Лаънат кунадат, гар нашавад рост гумонеш.
Бадфеълу авон гарчи шавад дӯст ба охир,
Ҳам бар ту ба кор орад як рӯз авониш.
Гаҳ ғадр кунад бо туву гаҳ макр фурӯшад,
Сад лаънат бар санъату бар бозаргониш.
Бар гоҳ набинӣ магар онро, ки сазо ҳаст,
К-аз гоҳ барангезию дар чоҳ нишониш.
Панду сухани хуб бар он сифла дареғ аст,
Зинҳор, ки аз нори хуи бад бираҳониш.
Панди ту табаҳ гардад дар феъли бади ӯ,
Парвора каж ояд, чу бувад кажж мабониш.
Чун панд напазруфт, зи худ дур кунаш зуд,
То ҷони азизат бираҳонӣ зи гарониш.
Зеро ки чу тири кажи ту рост набошад,
Он беҳ, ки ба зудӣ суи бадхоҳ ҷаҳониш.
Он аст хирадманд, ки ҷуз бар талаби фазл
Зоеъ нашавад як нафас аз умри замониш.
В-ар халқ тавозӯъ накунад бадгуҳареро,
Ҳарчанд ки бисёр бувад гавҳари кониш.
К-он мард суи аҳли хирад суст бувад сахт,
К-аз баҳри тамаъ суст шавад сахткамониш.
Дар садри хирадмандон бефазл на хуб аст.
Чун риштаи лӯълӯъ, ки бувад санг миёнеш.
Чун роҳ наҷӯӣ суи он бор Худое,
К-аз халқ чу Яздон нашиносад каси сониш?

Сад бандаи митвоъ фузун аст ба даргоҳ,
Аз қайсариву синдиву бағдодиву хониш.
Мустансир Биллоҳ, ки ӯ фазли Худой аст,
Мавҷуду муҷассам шуда дар олами фониш.
Он, к-ӯ сараш аз фазли Худованд битобад,
Фардо накунад оташу ағлоли шубониш.
Эзид-ш ато дод ба пайғамбар, азеро-к
Ӯяст ҳақиқат яке аз сабъи масониш.
Дар олами дин ӯ суи мо қавли Худой аст,
Қавле, ки ҳама раҳмату фазл аст маониш.
Бо ҳиммати олӣ-ш фалакрову Заминро
Паст аст баландиву ҳақир аст калониш.
Чун маркаби ӯ тез шавад, кард наёрад
Таннини фалак рӯзи мулоқот анониш.
Ғарра накунад, ҳар кӣ бидида-ст сипоҳаш,
Ин олам аз он пас ба фарохии макониш.
Н-ояд ҳасаду рашк камин чокари ӯро
Н-аз мулки фалониву на аз моли фалониш.
Ҳар к-ӯ раҳияш гашт, чу ман банда аз он пас,
Аз илму ҳунар бошад динору шаёниш.
Бар олами улвӣ-ш гумон бар чу фаришта,
Ҳарчанд ки ин ҷо бувад ин ҷисми аёниш.

❂ ❂ ❂

Вабол аст бар мард умри дарозаш,
Чу умри дарозаш фузуд андар озаш.
Суи чашмаи шӯрбахтӣ шитобад,
Киро оз бошад далелу нуҳозаш.
Ҳар он ноз, к-оғози ӯ оз бошад,
Мадораш ба нозу махон ҷуз ниёзаш.
Ба нозе, к-аз ӯ дигаре ранҷа гардад,
Чӣ нозӣ, ки н-ояд бад-ӯ ҳеч нозаш?
Ба хоб андар аст, эй бародар, ситамгар,
Чӣ ғарра шудастӣ бад-он чашми бозаш?
Гар ӯро зиёни касон суд бошад,
Надонад хирадманд боз аз гурозаш.
Макун чашм бар бадкуниш бозу гирдаш
Магарду машав, то тавонӣ, фарозаш,
Ки дар меҳри ӯ кина баста-ст, азеро
Ки баста-ст чашми дил ин мӯҳрабозаш.
Бидеҳ панду хомӯш якчанд рӯзе
Яла кун бад-ин курраи дуртозаш,
Ки худ зуд биндозад ин шумкурра
Баногоҳ дар чоҳи ҳафтод бозаш.
Ҷаҳони фиребандаро нӯш машмар,
Ки заҳр аст дар нӯшу ранҷ аст нозаш.
Киро дод чизе, к-аз ӯ боз настад?
Киро баргирифт ӯ, ки н-афканд бозаш?
Ҷаҳон мори бадхӯст, манвозаш аз бун,
Азеро насозад-ш ҳаргиз навозаш.
Намозат барад, гар-ш хорӣ намоӣ
В-аз ӯ хор гардӣ, чу бурдӣ намозаш.
Бароҳат шудам ман, чу з-ӯ бозгаштам,
Дуруст аст ин қавлу ин аст розаш.
Набинӣ, ки чун бозгаштӣ, ба соат
Ба роҳат бадал гашт ранҷи дарозаш.
Зи гетӣ ҳазар созу бо ӯ даволак
Мабозу бурун кун дил аз чанги бозаш.
Дил аз роҳи дунё ба дин бозгардон,
Зи илму амал ҷӯй зоду ҷиҳозаш.

Кунад боз ҳаргиз магар дасти тоат,
Дареро, ки карда-ст исён фарозаш.
Агар ҷон-т маркаб надорад зи дониш,
Макун хира ранҷа ба роҳи Ҳиҷозаш.
Дилат гар зи бетоатӣ занг дорад,
Ҳало, б-оташи илму тоат гудозаш.
Киро ҷомаи изз бирбуд дунё,
Бад-ин бозгардад бад-ӯ эътизозаш.
Яке хуб дебо шумар дини ҳақро,
Ки илм асту парҳез нақшу тирозаш.
Киро даст кӯтоҳ ёбӣ зи дониш,
Машав фитна бар молу дасти дарозаш.
Киро раҳ кушода шавад сӯи дониш,
Ҳақиқат шавад сӯи доно маҷозаш.
Вагарчанд пинҳону маъзул бошад,
Надорад сарафроз ҷуз сарфарозаш.
Сазад, гар нанозӣ ту бар сӯҳбати ӯ,
Дигар ҳамчу наргис набӯӣ пиёзаш.
Ки нодон ҳамон хӯи бад пешат орад,
В-агар пора-пора бибуррӣ ба гозаш.
Насозад туро табъ бо гуфтаи ӯ,
Чу гуфтори ту н-уфтад табъсозаш.
Касе, к-ӯ ба шаҳри муҳаббат наёяд,
Бидеҳ сӯи дашти адоват ҷавозаш.
Ба Ҳуҷҷат нигаҳ кун, ки дар дину дунё
Чӣ гуна-ст аз ин нокасон эҳтирозаш?!

* * *

Ҳар кас ба насаб нек надониву ба олаш,
Бар нисбати ӯ нест гуво беҳ зи фиъолаш.
Зеро ки дарахте, ки мар-ӯро нашиносанд,
Бораш хабар орад, ки чӣ будаст ниҳолаш.
Қавли ту чу бор асту ту пурбор дарахтӣ,
Обод дарахте, ки чу хурмост мақолаш!
Фазлу адаби марди меҳин нисбати ӯяст,
Шояд, ки напурсӣ зи падар в-аз аму холаш.
Аз кӯза чу оби хуш хӯрдӣ, набувад бок,
Гар чун хази адкан набувад нарм сафолаш.
Дар ҳикмату илм аст ҷамоли тани мардум,
На дар ҳашаму аспу ҷимол аст ҷамолаш.
Он ҷо, ки сухандон бикушояд дари мантиқ,
Аз марди сухан ҳаргиз гӯянд ниолаш?
Нафсе, ки надорад пару бол аз ҳикаму илм,
Он ҷо, ки бувад илм, бисӯзад пару болаш.
Гар доно пурсад, ки чаро хок шавад санг,
Чун хок ба ночор барад оби зулолаш?
Бас ҳалқи кушода ба хурофоту муҳолот
Кай баста шавад сахт бад-ин суст суолаш?
Гар нест ба ҷуъба-ш-дар чун тир мақоле,
Кас даст нагиранд зи Пирӯзу Янолаш.
В-ар нест ба дебо танаш ороста, шояд,
Чун хештан орост ба дебои хисолаш.
Ҷаҳл оташи тан омаду ҷон ноли ҷаҳолат
В-аз оташи нодон нараҳад ҳаргиз нолаш.
Чун з-он чи надонад-ш, бипурсанд суоле,
Аз ҳавл шавад зоил аз ӯ хобашу ҳолаш.
В-аз гоҳ бияфтад ба суи чоҳи фурудин,
В-аз садр биронанд суи саффи ниолаш.
Эй карда туро бастаи митвоъи фалон мир,
Он мехи кишансозу сияҳаспи иқолаш.
Ту ҳамбари он мир шавӣ, гар тамаъи хеш
Берун кунӣ аз давлату аз неъмату молаш.
Мире бувад он, к-ӯ чу ба гармоба дарояд,
Холӣ шавад аз мамлакату ҷоҳу ҷалолаш.

Бал мир ҳакимест, ки андар дили ӯй аст
Хайлу ҳашаму мамлакату ганҷу риҷолаш.
Он ҷо, ки сухан хезад аз оёти илоҳӣ,
Суқрот сазад чокару Идрис иёлаш.
Онро набарам мол ҳаме зан, ки Худованд
Дар санг ниҳодасту дар ин хоку римолаш.
Бал мол яке ҷавҳари олист, ки доно
Донад, ки хирад шояд сандуқу ҷуволаш.
Он моли Худояст, ки зинҳор ниҳодаст
Андар дили покизаи пайғамбару олаш.
Он оби ҳаёт аст, ки ҷовид бимонад
Нафсе, ки аз ӯ дод карими мутаъолаш.
З-ин молу аз ин об расид Аҳмади тозӣ
Дар олами гӯяндаи доно ба камолаш.
Нури азалиро чу дилаш рост пазируфт,
Осори Замин шуд, ки надиданд мисолаш.
В-аз баркати ин нур фурӯ хонд Қуронро,
Бинвишта бар афлоку бару баҳру ҷиболаш.
Он кас, ки ҳамегӯяд, к-овоз шунудӣ,
М-андеш аз он ҷоҳилу манюш муҳолаш.
В-ин нур дар авлоди набӣ боқӣ гаштаст,
К-аз нафси паямбар ба васӣ буд висолаш.
Зеро ки нашуд додгар аз карда пушаймон,
На низ зи коре бигирифтаст малолаш.
З-ин нур биёбӣ ту, агар сахт бикӯшӣ,
Бо он ки наёбӣ зи ҳама халқ ҳамолаш.
Он кас, ки гараш аъмо дар хоб бибинад,
Равшан шавадаш дида зи пурнур ҷамолаш.
Он кас, ки агар номаш бар даҳр бихонанд,
Фархунда шавад соату рӯзу маҳу солаш.
То буд қазо, буд вафодор яминаш,
То ҳаст қадар, ҳаст ризохоҳ шимолаш.
Олам ба масал бадхую носоз арӯсест
В-аз халқи ҷаҳон нест ҷуз ӯ шӯи ҳалолаш.
Ҳар к-ӯ ба зино қасди ҷаҳон дорад аз авбош,
Бас зуд биёранд дар ин нангу наколаш.

Кай нарм кунад ҷуз, ки ба фармони равонаш,
Ин шер ба зери қадамат гардану ёлаш.
То саъди Худованд ба ман-банда бипайваст,
Бигсаст зи ман даҳру бирастам зи ваболаш.
Имрӯз, к-аз ӯ толеъ масъуд шудастам,
Аз даҳр кай андешам в-аз бими заволаш.
Ҳар к-ӯ сараш аз тоати он шер битобад,
Гар шери нар аст ӯ, бихӯрад мода шағолаш.
В-ар толеъи фолаш ба масал Муштарӣ ояд,
Миррих ниҳад доғе бар талъати фолаш.

❁ ❁ ❁

Эй хуфта ҳама умру шуда хираву мадҳуш
В-аз умру ҷаҳон баҳраи худ карда фаромӯш.
Ҳар гаҳ ки ҳамеша дили ту беҳушу хуфта-ст,
Бедор чӣ суд аст туро чашм чу харгӯш?
Ин даҳр наҳангест, фурӯ хоҳад хӯрдан-т,
Фитна чӣ шудӣ, хира, бар ин сурати некӯш?
Бедор шав аз хобу нигаҳ кун, ки дигар бор
Бедор шуд ин даҳр, шуда беҳушу мадҳуш.
Боғе, ки буд аз барф чу ганҷинаи наддоф,
Бингар-ш ба дебои мухаллақшуда чун Шуш.
В-ин кӯҳи бараҳнашударо боз нигаҳ кун,
Афканда парандин салабе бар китифу дӯш.
Барбаста гул аз шуштарии сабз ниқобе
В-олуда ба кофуру ба шангарф буногӯш.
Бар олам чашми дил бигмор ба ибрат,
Мадҳуш чаро мондаӣ, эй мудбири беҳуш?
Дар боғ падид омад минӯи Худованд,
Биндешу муқирр ой ба Яздону ба минӯш.
Бингар, ки чӣ гӯяд-т ҳаме гунбади гардон,
Гуфтори ҷаҳонро ба раҳи чашмат бинюш.
Гӯяндаи хомӯш ба ҷуз нома набошад,
Бишнав сухани хуб зи гӯяндаи хомӯш.
Гӯяд-т ҳаме, гарчи дароз аст туро умр,
Бигзашта шумур яксара чун дӯшу парандӯш.
Донӣ, ки бақо нест магар умр, пас ӯро
Бар чиз фаное мадеҳ, эй ғофилу мафрӯш,
Ин ориятӣ тан адуи туст, адуро
Доно нагирад хира чунин танг дар оғӯш.
В-ар ориятӣ боз ситонад-т, ту рухро
Бар ориятӣ ҳеч бимахрошу бимахрӯш.
Аз меши тани хеш ба тоат чу хирадманд
Дар илму амал фоидаи хеш ҳамедӯш.
З-ин хонаи алфанҷ в-аз ин маъдани кӯшиш
Баргир, ҳало, зоду марав лоғару дарюш.
Парҳез ҳамеварз дар алфағдани дониш,
Доим зи раҳи чашму раҳи гӯш ҳамекӯш.

Бо тоату бо фикрат хилват кун, азеро-к
Машғул шудастанд сафеҳон ба халолӯш.
Дар тоат бетоқату бетӯш чароӣ?
Эй гоҳи ситамгорӣ бо тоқату бо тӯш!
Чун бар ту ҳавои дили ту барбикашад тир,
Дар пеши ҳаво ту зиреҳи сабр фурӯ пӯш.
Ту ҷавшани дин пӯш, дили бехирадатро
Бигдохта шав, гӯ, зи раҳи дида бурун ҷӯш.
Дар меъда-т бар ҷони ту лаънат кунад имрӯз
Ноне, ки ба қаҳр аз дигаре бистадаӣ дӯш.
Ту гарданат афрохта в-он оҷизи мискин
Бинҳода зи андӯҳ занах бар сари зонӯш.
Ҳарчанд туро нӯш кунад ҷоҳиле оташ,
Бар хира махӯр, зеро к-оташ нашавад нӯш.
Аз Ҳуҷҷат агар гунг нахоҳӣ, ки бимонӣ,
Дар пеши Худованд суи Ҳуҷҷат кун гӯш.

❂ ❂ ❂

Ҷаҳонро дигаргуна шуд кору бораш,
Бар ӯ меҳрубон гашт суратнигораш.
Ба дебо бипӯшид Наврӯз рӯяш,
Ба лӯълӯъ бишуст абр гард аз узораш.
Ба найсон ҳаме қуртаи сабз пӯшад,
Дарахте, ки обон бурун кард изораш.
Гаҳе дурр борад, гаҳе узр хоҳад,
Ҳамон абри бадхӯи кофурбораш.
Кӣ кард ин каромат ҳамон бустонро.
Ки баҳман ҳамедоштӣ хору зораш?
Пур аз ҳалқа шуд зулфаки мушкбедаш,
Пур аз дурри шаҳвор шуд гӯшвораш.
Ба саҳро бигустард найсон бисоте,
Ки ёқут пуд асту пирӯза тораш.
Гар Артанг хоҳӣ, ба бустон нигаҳ кун,
Ки пурнақши Чин шуд миёну канораш.
Дирам хоҳӣ, аз гулбунонаш гузар кун,
Вашӣ боядат, магзар аз ҷӯйбораш.
Чаро гар муваҳҳид нагаштаст гулбун,
Чунин дар биҳишт аст ҳолу қарораш?
Ва гар оташ аст андар абри баҳорӣ,
Чаро оби ноб аст бар мо шарораш?
Шикам пур зи лӯълӯи шаҳвор дорад,
Машав ғарра хира ба рӯи чу қораш.
Нигаҳ кун бад-ин корвони ҳавоӣ,
Ки кофуру дурр аст якрӯя бораш.
Суи бӯстонаш фиристода дарё,
Ба дасти сабо дода гардун миҳораш.
Кӣ дидаст ҳаргиз чунин корвоне,
Ки ҷуз қатра боре надорад қатораш?
Ба соли нав эдун шуд ин солхӯрда,
Ки бархост аз ҳар сӯе хостораш?
Чу ҳавро кӣ орост ин пирзанро?
Ҳамон кас, ки орост перору пораш.
Канора кунад з-ӯ хирадманд мардум,
Нагирад, магар ҷоҳил, андар канораш.

Дурӯғ аст гуфторҳо-ш, эй бародар,
Ба ҳар ч-ат бигӯяд, мадор устувораш.
Фиребанда гетӣ шикорат нагирад,
Ҷуз он гаҳ, ки гӯӣ гирифтам шикораш.
Ба ҷанги ман омад замона, набинӣ
Сару рӯи пургардам аз корзораш.
Чу дуд аст бе ҳеч хайр оташи ӯ,
Чу бед аст бе ҳеч бар мевадораш.
Ба хурмобуне монад аз дур, лекин
Ба нася-ст хурмошу нақд аст хораш.
Нахаррад ба ҷуз ғумр хораш ба хурмо,
Аз ин аст бо оқилон хор-хораш.
Пур аз айб мардум надорад гиромӣ
Касеро, ки донист айбу ұвораш.
Бисӯзад, бидӯзад дилу дасти доно
Ба бехайр хораш, ба бенур нораш.
Суи даҳри пурайб ман хор аз онам,
Ки ӯ сӯи ман низ хор аст бораш.
Ба дин ёфта-ст ин ҷаҳон пойдорӣ,
Агар дин набошад, барояд димораш.
Чу ман аз паси дин давидам, бибояд
Давидан паси ман ба ночору чораш.
Чу ман марди динам, ҳаме марди дунё
Наояд ба корам, наоям ба кораш.
Набинад зи ман, лоҷарам, ҷуз ки хорӣ,
На дунё, на фарзанди зинҳорхораш.
Касеро, ки руду май андуҳ гусорад,
Бувад шеъри ман ҳаргиз андуҳгусораш?
Ту, эй бехирад, гар худ аз ҷаҳл мастӣ,
Чӣ бояд-т бас хамру ранҷи хумораш?
Набид асту нодонӣ асли балое,
Ки марди муҳандис надорад шумораш.
Яке маркаб аст, эй писар, ҷаҳли бадхӯй,
Ки бар шарр ёзад ҳамеша савораш.
Яке бад ниҳол аст хамр, эй бародар,
Ки баргаш ҳама нангу ор аст бораш.

Наёрам, ки ёрам бувад ҷоҳил, эро
Киро ҷаҳл ёр аст, ёр аст мораш.
Нигар, гирди майхора ҳаргиз нагардӣ,
Ки гирди дурӯғ аст яксар мадораш.
Чу девона майхора ҳар ч-ат бигӯяд,
На бар бад, на бар нек бовар мадораш.
Ба хоб андарун аст майхора, лекин
Саранҷом огаҳ кунад рӯзгораш.
Касеро, ки фардо бигирянд зораш,
Чӣ гуна кунад шодмон лолазораш?
Ҷаҳон душмани кинадор аст бар ту,
Набояд, ки бифребадат ошкораш.
Ман огоҳ гаштастам аз ғадру ғавраш,
Чӣ гуна бувам з-ин сипас ёри ғораш?
Наям ёри дунё, ба дин аст пуштам,
Ки сахту баланд аст муҳкам ҳисораш.
Дари ин ҳисор аз ҷаҳон кист он кас,
Ки бигдохт куфр аз тафи зулфиқораш.
Ҳижабре, ки сарҳои шерони ҷангӣ
Бибӯсанд хоки қадам бандавораш.
Ба мардӣ чу Хуршед маъруф аз он шуд,
Ки самсом додаш ато кирдгораш.
Ба зинҳори Яздон-дарун ҷой ёбӣ,
Агар ҷой ҷӯӣ ту дар зинҳораш.
Агар даҳр мункир шавад фазли ӯро,
Шавад душмани даҳр лайлу наҳораш.
Кӣ донист бигзордан фоми Аҳмад,
Магар теғу бозуи ханҷаргузораш.
Алӣ он, ки чун мӯр шуд Амру Антар
Зи бими қавӣ найзаи морсораш.
Хатибон ҳама оҷиз андар хитобаш,
Ҳижаброн ҳама рӯбаҳ андар ғубораш.
Ҳама дода гардан ба илму шуҷоат,
Вазеъу шарифу сиғору кибораш.
Чӣ гӯям касеро, ки Иблиси гумраҳ
Кашида-ст аз роҳ як сӯ фасораш?

Бигӯям, чӣ гӯяд, чаҳоранд ёрон,
Биёҳанҷам аз мағзи тира бухораш.
Чаҳор аст аркони олам, лекин
Яке бартару беҳтар аст аз чаҳораш.
Чаҳор аст фасли ҷаҳон низ, валекин
Бар он ҳар се пайдост фазли баҳораш.
Диҳад рози дил оқиле ҷуз ба мардум,
Агарчанд наздик бошад ҳимораш?
Алӣ буд мардум, ки ӯ хуфт он шаб
Ба ҷои набӣ бар фирошу дисораш.
Магар з-ошноӣ бувад ҳамчу хеше,
Ки пайваста з-ӯ шуд набиро табораш?
Ҳама илми уммат ба таъйиди Эзид,
Яке қатраи хурд буд аз биҳораш.
Гар аз ҷаври дунё ҳаме раст хоҳӣ,
Наёбӣ муродат ҷуз андар ҷавораш.
Ман озоди озодгардони ӯям,
Ки банда-ст чун ман ҳазорон ҳазораш.
Яке ёдгор аст аз ӯ бас муборак,
Манат раҳ намоям суи ёдгораш.
Фалак чокари мукнати бекаронаш,
Хирад бандаи хотири ҳушёраш.
Дарахтест олӣ пур аз бори ҳикмат,
Ки б-андеша бояд-т хӯрдан симораш.
Агар панди Ҳуҷҷат шунудӣ, бад-ӯ шав,
Бихур нӯш, хур меваи хушгувораш.
Матарс аз муҳолоту дашноми душман,
Ки пуржож бошад ҳамеша тағораш.

❁ ❁ ❁

Ин бози сияҳпеса нигар бе пару чангол,
К-ӯ ҳеч на ором ҳамеёбаду на ҳол.
Бе он ки бибиниш ту, хуш-хуш бирабояд
Гоҳе зану фарзанду гаҳе ҷону гаҳе мол.
Чун бар ту ҳаме тез кунад чанг, пас ӯро
Ҷӯянда чарой ту ба дандону ба чангол?
Парри туву боли ту ҷавонию ҷамол аст
В-ин боз нахоҳад ба ҷуз ин парру ҷуз ин бол.
Гаҳ манзару қадди санамеро шиканад пушт,
Гаҳ манзару кохи маликеро кунад атлол.
Аҳвол дигар гардад аз ӯ бар ману бар ту,
Ҳамвора нахоҳад шудан ӯро дигар аҳвол.
Парҳез, ки з-ӯ пирии ғул асту мар-ӯро
На гардану даст асту на қайд асту на ағлол.
Монандаи морест, ки нимеш сапед аст
Аз сӯи сару зишту сиёҳ аст ба дунбол.
Бо мардуми ҳушёр фасеҳ аст, агарчанд
Гунг аст суи бехираду бесухану лол.
Рӯзу маҳу солаш накунад паст, азеро-к
Поянда бад-ӯ паст шуда рӯзу маҳу сол.
Эй хоҷа, аз ин бозу аз ин мор ҳазар кун,
Зеро алифи пушти ту з-инҳост шуда дол.
Бингар, ки бадал кард ба имрӯз туро дӣ,
Мар-пори туро бор ҳам ӯ кард ба имсол.
Дидӣ, ки на ам будию на хол касеро,
Ӯ кард туро амму ҳам ӯ кард туро хол.
Бингар, ки куҷо хоҳадат ин боз ҳамебурд,
Девона мабош, об мапаймой ба ғирбол.
Молида шудӣ дар талаби мол чу тасма,
То кай занӣ андар талаби мол кунун фол?
Акнун, ки наёмад-т ба каф молу шудат умр,
Эй бехирад, ин даст бар он даст ҳамемол.
З-ин ҷой чу чипол тиҳидаст бурун рафт.
Маҳмуд, ки чандон биситад мол зи чипол.
Он ҷоҳу ҷалолат, ки ба молат бувад имрӯз,
Он суи хирадманд на ҷоҳ асту на иҷлол.

Ҷоҳею ҷалоле, ки ба сандуқ дарун аст,
Ҷоҳею ҷалолест гаронсангу пурохол.
Ҷоҳат ба хирад бояду иҷлол ба дониш
То ҳеч набояд-т на сандуқу на ҳаммол.
Чун тан-т накӯҳол шуд аз мол, аз он пас
Ҷонро ба хирад бояд кардан-т накӯҳол.
Доно ба суханҳои хушу хуб шавад шод,
Нодон ба суруду ғазалу мутрибу қаввол.
Онро, ки ба беҳуда сухан шод шавад ҷон-ш,
Бифрӯш ба як даста хасу тарра ба баққол.
В-он мард, ки ӯ кутби фатовию ҳиял сохт,
Бар сурати абдол буду сирати Даҷҷол.
Ҳилат на зи дин аст, агар бар раҳи динӣ,
Ҳилат масигол эчу ҳазар дор зи муҳтол.
Гар дом набудиш чунин ҳилату рухсат
Ин халқ напазруфтӣ аз ӯ ҳаддасно қол.
Амсоли Қурон ганҷи Худой аст, чӣ гӯӣ
Аз ҳаддасно қол кушода шавад амсол?
Бар илми масал мӯътамадон оли расуланд,
Роҳат нанамояд суи он илм ҷуз ин ол.
Қуфл аст масал, гар ту напурсӣ зи калидаш
Пуриллати ҷаҳл аст туро акҳалу қифол.
Пур туст масалҳои Қурон, то нагузориш
Осон нашавад бар ту на амсолу на аҳвол.
Гӯйӣ Қутабӣ мушкили Қуръон бикушодаст,
Такя задаӣ хира бар он хушкшуда нол.
Кас банди худоӣ ба сиголиш накушояд,
Бо банди худоӣ мачаху беҳуда масгол.
Додам-т нишон суи табибе, к-ат аз ин дард,
Тадбир вай орад ба суи беҳтарӣ иқбол.
Гар ҷони ту пуркинаи он шӯҳра табиб аст
Шав, дарду бало мекашу ҳамвора ҳаменол.

❁ ❁ ❁

Гусастам зи дунёи ҷофӣ амал.
Туро бод банду кушоди амал.
Ғизолу ғазал ҳар дувон мар-туро,
Наҷӯям ғизолу нагӯям ғазал.
Маро, эй писар, умркӯтоҳ кард
Фарохий умеду дарозий амал.
Замона ба кирдори маст уштуре
Маро паст биспард зери сабал.
Басе дидам эъзозу иҷлолҳо
Зи хоҷай ҷалилу амири аҷал.
Валекин надорад маро ҳеч суд
Амири аҷал, чун биёяд аҷал.
Агар орият бозхоҳад зи мо,
Замона на ҷанг ояду на ҷадал.
Чунон-к омадӣ, рафт бояд ҳаме
Ба тақдири Эзид, таъолову ҷал.
Тиҳӣ рафт хоҳӣ чунон-к омадӣ,
Бимонад ҳаме молу мулку сақал.
Марав муфлис он ҷо, ки маълуми туст,
Ки мар-муфлисонро набошад маҳал.
Чу варза ба абкора берун шавад,
Яке нон бигирад ба зери бағал.
Ту бетӯша хоҳӣ ҳаме бар шудан
Аз ин тира марказ ба чархи Зуҳал?
Пашизе, ки имрӯз бидҳӣ зи дил,
Дирамме-т бидҳанд фардо бадал.
Валекин касе, к-ӯ надодаст дӯғ,
Чаро дорад уммеди ширу асал?
Ба Бағдод рафтӣ, бидеҳ ним суд,
Буридӣ басе барру баҳру ҷабал.
Худоят якеро ба деҳ ваъда кард,
Бидеҳ, гар надорӣ ба дил-дар халал.
Ҷаҳон ҷои алфанҷи ғаллай ту аст,
Чӣ бекор бошӣ дар ин мустағал?
Ҷаҳонро ба сояй дарахте заданд
Ҳикимони ҳушёру дономасал.

Бипарҳез аз ин бевафо соя, з-он-к
Басе донад ин соя макру ҳиял.
Гаҳе даст меёбаду гоҳ пой,
Ба як дасту як пой ланг асту шал.
Ба дасти замона кунад осмон
Ҳаме сохта қасрҳоро талал.
Яке қатра бошад зи оғози сел,
Яке барг бошад аз аввал дақал.
Ба макри ҷаҳон саҷда карданд халқ
Ҳаме пеш аз ин пеши Лоту Ҳубал.
Ҳадиси Ҳубал суи доно набуд
Шигифтитар аз кори ҳарби Ҷамал.
В-аз ин қавм, к-аз фитнагӣ мондаанд
Ҳанӯз андар он зишту тира ваҳал,
Чӣ гуна барад ҳамла бар шер меш,
Касе ин надидаст з-аҳли милал.
Ту, эй бехирад, гар на девонаӣ,
Мар-он мешро чун шудастӣ ҳамал?
Туро иллати ҷаҳл, к-олуфта кард,
К-аз ин саъбтар нест чиз аз илал.
Ба хуноба шӯӣ ҳаме рӯи хеш,
Сазои ту, ҷоҳил, буд он муғтасал.
Набинӣ, ки арза кунад иллатат
Ҳаме ҷони мискин-тро бар ваҷал?!

❁ ❁ ❁

Монда ба Юмгон, ба миёни ҷибол,
Нестам аз аҷзу на низ аз калол.
Яксара ушшоқ мақоли мананд
Дар гаҳу бегаҳ ба Хуросон риҷол.
В-аз сухану номаи ман гашт хор
Номаи Мониву нигораш нукол.
Номи суханҳои ман аз назму наср
Чист суи доно? – Сеҳри ҳалол.
Гар шунавандӣ ҳаме ашъори ман,
Гунг шудӣ Рӯъбату Аҷҷоҷ лол.
В-ар ба Замин омадӣ аз чарх Тир,
Бар қалами ман шуда будӣ иёл.
В-ар ба гумон аст дили ту дар ин,
Чошниям гир, чӣ бояд ҷидол?
Ҷуз сухани ман зи дили оқилон
Мушкилу мубҳамро н-орад завол.
Хира накардаст диламро чунин
На ғами ҳиҷрону на шавқи висол.
Ишқ муҳол асту набошад ҳагирз
Хотири пурнур маҳалли муҳол.
Назм нагирад ба дилам-дар ғазал,
Роҳ нагирад ба дилам-бар ғизол.
Аз чу мане сайд наёбад ҳаво,
Зишт бувад шер шикори шагол.
Нест ҳаворо ба дилам-дар мақар.
Нест маро низ ба гардиш маҷол.
Дил ба масал нолу ҳаво оташ аст,
Дур беҳ аз оташи сӯзанда нол.
Нест дар ин кунҷу дар ин низ ганҷ,
Н-омадам ин ҷой зи баҳри манол.
Мол наҷустаст ба Юмгон касе,
З-он ки набудаст дар ин ҷой мол.
Низ дар ин кунҷ маро кас набуд
Хешу на ҳамсояву на амму хол.
Бал чу ҳизимат шудам аз пеши дев,
Гуфт маро бахтам аз ин ҷо таъол.

Бо дили ранҷур дар ин тангҷой
Мӯниси ман ҳубби расул асту ол.
Чашм ҳамедорам, то дар ҷаҳон
Нав чӣ падид ояд аз ин даҳри зол?
Гар ту наӣ огаҳ аз ин гандапир,
Ман-т хабар гӯям аз ин бадфиол.
Сирати ӯ нест, магар ҷодуӣ,
Одати ӯ нест, магар к-эҳтиёл.
Тоҷ ниҳад бар сарат, он гоҳ боз
Хурд бикӯбад-т ба зери ниол.
Бе ҳунарат гар бигузинад чу зар,
Бе гунаҳат хор кунад чун сафол.
Гар на ҳаме бо мо бозӣ кунад,
Чанд бурун орадамон чун хаёл?
Зайд шуда ташна ба реги ҳабир,
Амр шуда ғарқа дар оби зулол.
Ранҷа зи гармои тамуз ону ин
Хуфтаву осуда ба зери залол.
Аз чӣ кунад даҳр ҷуз аз санги сахт,
Эдун ин нарму раванда римол?
В-аз чӣ падид овард ин Золро,
Ҷуз ки аз ин духтари Кай боҷамол?
Дер напояд ба яке ҳол-дар
Ин фалаки ҷоҳили бехобу ҳол.
Зуд бигардонад иқболу саъд
З-он малики муқбили масъудфол.
Меҳтару кеҳтар ҳама бо ӯ ба хашм,
Олиму ҷоҳил ҳама з-ӯ нол-нол.
Нест касе ҷуз ман хушнуд аз ӯ,
Нек нигаҳ кун ба ямину шимол.
Кист ҷуз аз ман, ки нашуд пеши ӯ
Рӯй сиёҳ карда ба зилли суол?
Рост, ки аз одаташ огаҳ шудам,
З-он пас бар ман-ш нарафт ифтиол.
Эй раҳию бандаи озу ниёз,
Буда ба нодонӣ ҳафтод сол.

Як раҳ аз ин бандагӣ озод шав,
Эй хари бадбахт, барой аз ҷувол!
Гар-т набояд, ки шавӣ зору хор
Гӯши тамаъ сахт бигиру бимол.
Дасти тамаъ карда миёни туро,
Пеши шаҳу мир дуто чун дувол.
Сели тамаъ бурд туро обрӯй,
Пои тамаъ кӯфт туро фарқу ёл.
Зилл бувад бори ниҳоли тамаъ,
Нек бипарҳез аз ин бад ниҳол!
Кам хуру мафрӯш ба нон обрӯй,
Санг хур аз нангу сафоли сикол.
Зишт бувад будан озодаро
Бандаи Тӯғону иёли Янол.
Шарм надорӣ ҳаме аз номи зишт,
Бар тамаъи он ки шавӣ хубҳол?
Ман нашавам, гар бишавад ҷони ман
Пеши касе, к-аш написандам ҳамол.
Балх туро додаму Юмгон ба ман,
Ин дараи тангу ҷиболу талол.
Чун зи ту ман бозгусастам, зи ман
Бигсилу кӯтоҳ кун ин қилу қол.
Дасти ману домани оли расул,
В-аз дигарон пок буридам ҳибол.
Аз паси он кас, ки ту хоҳӣ, бирав,
Нест маро бо ту ҷидолу мақол.
Фасл кунад доварии мо ба ҳашр,
Он ки ҷуз ӯ нест дигар зулҷалол.
Фардо маълуми ту гардад, ки кист
Пеши Худо аз туву ман бар залол.
Бад чӣ сиголӣ, ки фурӯмоягист?
Хира бар ин Ҳуҷҷати некӯ сигол.

❁ ❁ ❁

Пирӯзаранг доираи осиёмисол,
Бозигарест нодираву халқ чун хаёл.
Гоҳе ба ҳила хок фурӯшад ба ҷои мушк,
Зӣ ӯ машав, ки то нашавӣ бар хирад вабол.
Мастон атои ӯ, ки ҳақир асту бесубот,
Манюш қавли ӯ, ки дурӯғ асту ифтиол.
Гӯянд дар масал набувад ройгон гарон,
Машнос дар матои ҷаҳон ройгон иёл.
Аз хок нур ҷӯю зи гетӣ вафо маҷӯй,
Гар оқилӣ, мабар ба дари соилон суол.
Эй бевафо замона, чӣ ҷӯӣ ҳаме зи ман,
К-аз бас муҳолҳо-т маро дигар аст ҳол.
Он рӯзгор чун шуду он дӯстон куҷо,
Дидорашон ҳаром шуду ёдашон ҳалол.
Он дӯстон, ки хонаи мо қибла доштанд,
Аз баҳри чӣ зи ман бибуриданд қилу қол?
Эй боди аср, агар гузарӣ бар диёри Балх,
Бигзар ба хонаи ману он ҷой ҷӯй ҳол.
Бингар, ки чун шудаст пас аз ман диёри ман,
Бо ӯ чӣ кард даҳри ҷафоҷӯи бадфиол.
Тарсам, ки зери пои замона хароб гашт,
Он боғҳо хароб шуд, он хонаҳо талол.
Бингар, ки ҳаст мункири ман бо бародарам,
Дорад чунон, ки дошт ҳаме бо ман иттисол.
Ё рӯзгор бар сари эшон сипаҳ кашид,
Машғул кардашон зи ман офоту эҳтимол,
Аз ман бигӯй, чун бирасонӣ саломи ман,
Зӣ қавми ман, ки нест маро хуб кору ҳол.
Қавми маро бигӯй, ки даҳр аз паси шумо
Бо ман накард ҷуз баду нанмуд ҷуз малол.
Аз гашти рӯзгору ҷафои ситорагон
Гаштаст чун ситора маро хӯй чун шамол.
Бар он ақиқи ман сипаҳ овард заъфарон,
То сохтаст бо алифи ман чу доли зол.
З-оби мижа ғариқаму з-оташ ба дил ҳариқ,
Чун най зи бун шудаст танам зору нол-нол.

Гаҳ нол ғарқа бошаду гаҳ сӯхта шавад,
Эй тан, манол аз ин, ки чунин аст кори нол.
З-ин бештар манол, ки умрат гузашта шуд,
Кӯтоҳ гашт ришта, ту кӯтоҳ кун мақол.
Гетӣ сарои раҳгузарон аст, гӯш дор,
То бо далел бошад аз ин ҷо-т интиқол.
Он кун, ки хештан зи баҳоим ҷудо кунӣ,
То сӯи қавми хеш фиристад-т зулҷалол.
Он қавм, к-аз ҷалолу ҷамолу камолашон
Пайдо шудаст олами таркиброҷамол.
Он қавм, к-ифтихори замонанду асли дин
Асҳоби иззу эминию мулки безавол.
Қавме, ки бар ҳидояти эшон хирад мушир,
Қавме, ки бар саховати эшон ҷаҳон иёл.
Қавме, ки дар ҷаҳон зи бузургиву кадрашон
Эзид фариза кард салоти расулу ол.
Қавме, ки ме ҳикояти эшон кунад Худой,
Ҳар ҷо, ки ёд карду сухан кард аз фиъол.
Қавме, ки то наёфт аз эшон хирад насиб,
Ҳаргиз нашуд сипоҳи ҳудо чира бар залол.
Эшон чу рӯзи равшану бадхоҳашон чу шаб,
Эшон саҳоби раҳмату гетӣ ҳама рамол.
Гар тира гашт бар ту ҷаҳон, бар фалак нигар,
Инак, туробу хоку дару хона пуршағол.
Инак, имоми ҳаққу амон з-аҳли рӯзгор,
Инак, ҳарими эмину хуршеди безавол.
Инак, далели ҳаққи ту бар роҳи мустақим,
Инак, Сафову Марваву инак, Дари Ҷалол.
Рав ту ба сӯи мафхари авлоди ҳайдарӣ,
К-аз фахри ӯ шудаст накӯном эътидол.
Даври фалак гарон шумарад рӯзи тохтан,
Дар соя з-он мисол наёяд зи имтисол.
Сояй Худой ӯст, ки бо ӯ сифоти ӯст,
Сояй Худову нури Худой аст бемисол.
Мардон-шро залил чу Гаршоспу Рустам,
Роъӣ-шро раҳӣ чу Балиносу Дониёл.

Эй гавҳари маонӣ, з-он теғи гавҳарӣ
Ханҷар бидеҳ ба ханҷари бадгавҳарон сиқол.
Маъзул шуд ду чизи ҷаҳон аз ду чизи ту –
Аз илми ту ҷаҳолату аз ҷуди ту митол.
Иблис агар бигӯяд номи ҳусоми ту,
Аз ҳайбати ҳусоми ту гардад забон-ш лол.
Ин фахр ҷуз амини туро нест в-ин мақом,
К-ӯ кард ихтиёр зи баҳри ту иртиҳол.
Аз нур шуд баланд чунин ҷои Офтоб,
Бар қадри хеш ёбад ҳар гавҳаре мисол.
Эй маркази улуми худованди рӯзгор,
Имон ҳаме наҷӯяд ҷуз гирди ту маҷол.
Ханҷар-тро зи ханҷари нодон бувад ниём,
Аспи туро зи дидаи Шайтон бувад ниол.
Мадҳи ту чун тамом кунам, гарчи Носирам,
Ман гар ямини хеш ба ту сохтам шимол.
Табъи ту рӯзи равшану абёти ман чу шаб,
Назми ту дурри пурсаману шеъри ман сафол.
Бо нури Офтоб чӣ моя диҳад чароғ,
Бо шери кордида чӣ пайдо бувад ғизол?
То ошиқон ба шеър бутонро сифат кунанд,
Гаҳ моҳи сарвқомату гаҳ сарви мушкхол.
Ҷовид бод мулки худованди рӯзгор,
Дар нури ӯ ҳамеша дили хоҷа чун навол.

⁂

Гиромӣ чу молу қавӣ чун ҷибол,
Накӯ чун ҷавониву хуш чун ҷамол.
Куҳангашта, эй тан, наӣ, бал навӣ,
Фазоянда дар гардиши моҳу сол.
Аз ӯ ношуда ҳоли дӯшизагӣ,
Валекин насуда мар-ӯро риҷол.
Ҳам ӯ мояи зӯҳду дини худо,
Ҳам ӯ мояи куфру ширку залол.
Раҳоӣ наёбад ҳам аз марги хеш,
Мубориз чу оҷиз шавад дар қитол.
Ҳар он гаҳ, к-аз ӯ бозмонад хатиб,
Физояд бар ӯ бесуолӣ суол.
Фузунтар шавад, чун дутоӣ кунам-ш,
Дуто чун кунандаш, бикоҳад давол.
Ҳамаш гарму ҳам сард хоҳӣ, валек
Мадонаш на оташ, на оби зулол.
Сари мояи моли марди ҳаким,
Валекин надуздад-ш аз ӯ кас чу мол.
Чӣ чиз аст, чизест ин, к-аз шараф
Расулаш лақаб дод сеҳри ҳалол.
Арӯси суханро нadодаст кас
Ба ҷуз Ҳуҷҷат ин зебу ин болу ёл.
Сухан, чун манаш пеш хондам, зи фахр,
Ба сад андаромад зи саффунниол.
Сухан каргаси пири парканда буд,
Ба ман гашт товуси бопару бол.
Ба ман тоза шуд пажмурида сухан,
Чу з-афсуни Юсуф Зулайхои зол.
Ба олӣ фалак баркашад сар сухан,
Зи бас фахр, чун ман-ш гӯям: «Таъол».
Ба қалъай суханҳои нағз-андарун
Наёмад беҳ аз табъи ман кӯтвол.
Маро бар сухан подшоҳию амр
Зи ман нест, балк аз расул асту ол.

Маро ҷуз ба таъйиди оли расул
На тасниф буду на қилу на қол.
Имоми замон вориси Мустафо,
Ки Яздон-ш ёр асту халқаш иёл.
Зи ҷад чун бад-ӯ ҷидд пайваста буд,
Ба раҳмат маро баҳра дод аз хаёл.
Ба тайъиди ӯ, лоҷарам зӯҳду илм
Гирифтаст дар ҷонам орому ҳол.
Худоям суи оли ӯ раҳ намуд,
Ки ҳабли Худой асту хайру-р-риҷол.
Чӣ чизанд бо кӯҳи илмам кунун
Ҳакимони Юнон сиғору-т-тилол.
Надорад хатар, лоҷарам, мушкилот
Суи ман чу зӣ кӯҳ боди шимол.
Ҷаҳон, эй писар, нест хомуш, валек
Ба қавли ҷаҳон ту надорӣ камол.
Чӣ гӯяд-т, гӯяд, кадом аст пеш
Дурахшанда айёму торӣ лаёл?
Чаро Маҳ чу Хур бар яке ҳол нест,
Гаҳе бадр чун асту гоҳе ҳилол?
Зи ҳар навъу ҳар шахс аз ашхоси вай
Ниҳодаст зӣ ту наводир суол.
Амир аст шере, ки дорад сипоҳ
Зи харгӯшу рӯбоҳу гургу шағол.
Киро нест аз сирри хилқат хабар,
Чу з-инҳо бипурсӣ, бигардад-ш ҳол.
Чу пурсӣ-ш аз ин сирҳои қавӣ,
Фурӯ монад аз қудрати зулҷалол.
Бад-ин кор агар нест чандин хилоф,
Дар ин ҳол гӯянд чандин муҳол.
Касе, к-ӯ бигардонад аз қибла рӯй,
Қазолаш бувад рӯю рӯяш қазол.
Баид аст, нобуда, эй носибӣ,
Яке зӣ ямину яке зӣ шимол.
Валекин ту, хар, кӯрӣ аз чашми рост,
Аз инӣ чунин наҳсу шуму жукол.

Ба илм ар-т бино шавад чашми рост,
Ҷавонбахт гардиву масъудҳол.
Суи ростам ман туро, сӯи ман
Яке бингару чашми кӯрат бимол.
Ба дил ёбӣ, ар сӯи ман бингарӣ,
Зи арзизу қалъит сими ҳалол.
Туро ҷаҳл нол асту бор аст ақл,
Чу бебор мондӣ, қавӣ гашт нол.
Аз ин зиштнол, ар нанолӣ, равост,
Вале-к ар бинолӣ, бад-он бор нол.
Чаро гар худованди қавлию феъл
Парӣ бошӣ аз қавлу дев аз фиол?
Ҳаме боладат тан сапедорвор,
Зи бедонишӣ монда ҷон чун хилол.
Танат аз раҳи табъ болад ҳаме
Ба ҷон аз раҳи дониши хеш бол.
Ниҳолест мардум, ки илмаш бар аст,
Баҳо ҷуз ба бораш нагирад ниҳол.
Ҷаҳонро мапиндор дору-л-қарор,
Бал алфанҷгоҳест дору-р-риҳол.
Ҷаҳон бар ту чун бад сиголад ҳаме,
Ту фитна чароӣ бад-ин бадсигол?
Сафоле шудат шахс аз ин сифла чарх,
Ту хира ба дебо чӣ пӯшӣ сафол?
Нигар, то дар ин чун сафолина тан,
Ба ҳосил шуд аз ту муроди кулол.
Муродаш гар аз ту ба ҳосил нашуд,
Ту ҳосил шудӣ дар ғами безавол.
Чашидӣ басе чарбу ширину шӯр,
Чӣ ҳила кунун, пур нашуд чун ҷувол?
Зи бахри хурат пушт шуд зери бор,
Харонро ҳамин аст зӣ мо мисол.
Валекин зи хар бораш афтоду монд,
Гарон бор бар пушти ту лоязол.
Нигар, то нагӯӣ ки дар феъли бад
Ҳазорон маро ҳаст ёру ҳамол.

Ки ин қавл он гаҳ дуруст омадӣ,
Ки ёрат зи ту баргирифтӣ вабол.
Ҳазорон-ҳазорон гаравгон шудаст
Ба оташ бад-ин ҷоҳилона мақол.
Ба алфанҷгоҳ андарунӣ, бикӯш,
Ки ҷуз марди кӯшо наёбад манол.
Суханҳои Ҳуҷҷат ба назди ҳаким
Баланд асту пурманфаат чун ҷибол

❁ ❁ ❁

Лашкари пирӣ фиканду қофилаи зул
Ногаҳ бар соъидайну гардани ман ғул.
Ғулғул бошад ба ҳар куҷо, сипаҳ ояд
В-ин сипаҳ аз ман бибурд яксар ғулғул.
Шод мабодо ҷаҳон ҳагирз, ки ӯ кард
Шодиву иззи маро бадал ба ғаму зул.
Нафсам чун нол буду ҷисмам чун кӯҳ,
Кӯҳ шуд он нолу нол каҳ ба табаддул.
Нек нигаҳ кун, гар устувор надорӣ
Шахси чу нолам, ки буд чун куҳи Барбул.
Сию ду дуррам, ки суст кард замона,
Сахт куҷо гардад аз ҳалилаи Кобул?
Қаддам чун тир буд, чафтакамон кард,
Тири маро тиру дай ба ранҷу таҳомул.
Аз сару рӯям фалак ба оби шабу рӯз
Пок фурӯ шуст бӯю гунаи сунбул.
Эй мутағофил, ба кори хеш нигаҳ кун,
Чанд гузорӣ ҷаҳон чунин ба тағофул?
Ҷузви ҷаҳон аст шахс, мардум рӯзе
Боз шавад ҷузв, бегумон, ба суи кул.
Гар-т бипурсад зи кардаҳо-т Худованд,
Рӯзи қиёмат, чӣ гӯияш ба сари пул?
Чунки наяндешӣ аз сарое, к-он ҷо
Бо ту наёяд сарою молу таҷаммул?
Дафтар пур кун зи феъли нек, ки якчанд
Балбала кардӣ тухӣ ба ғулғули булбул.
Аспат бо ҷуллу бурқаъ-ст, валекин
Бо ту наёяд на аспу бурқаъу на ҷул.
Маркаби некӣ-тро ба ҷулли вафоҳо
Пеши Худованд каш ба дасти тафаззул.
Пеши кӣ бирбоядат зи маъдани алфанҷ
Саъбу ситамгар уқоби марг ба чангул?
Сому Фаридун куҷо шуданд, нагӯӣ
Баҳману Баҳроми Гӯру Ҳайдару Дулдул?
Нӯзару Ковус агар намонд ба Истахр,
Рустами Зовул намонд низ ба Зовул.

Пок фурӯ хӯрдашон наҳанги замона,
Рӯй ниҳодаст сӯи мо ба таъомул.
Чун ки малолат ҳаме зи панд физояд-т,
Ҳеч нагардад малул мағзи ту аз мул?
Пой зи гил баркашӣ ба тоат, беҳ з-он-к
Рӯй бишӯӣ ҳаме ба омулаву гул.
Чанд шақоқул хурӣ, ки сустии пирӣ
Бознагардад зи ту ба зӯри шақоқул.
Панд зи Ҳуҷҷат ба гӯши фикрат бишнав,
В-арчи ба талхӣ чу ҳанзал асту маҳонул.
Нест қаранфул хасису хор суи мо,
Гарчи сутурон намехӯранд қаранфул.

* * *

Ин рӯзгори бехатару кори бенизом
Вом аст бар ту, гар хабарат ҳаст, вом, вом.
Бар ту муваккаланд бад-ин вом рӯзу шаб,
Бояд-т боздод ба ноком ё ба ком.
Дил бар тамом тӯхтани вом сахт кун,
Бо ин ду вомдор туро кай равад давом?
Андар ҷаҳон тиҳитар аз он нест хонае,
К-аз вом кард мард дар ӯ фаршу устом.
Шум аст мурғи вом мар-ӯро магир сайд,
Бешом хуфта беҳ, ки ту аз вом хӯрда шом.
Рафтан-т сӯи шаҳри аҷал ҳаст рӯз-рӯз,
Чун рафтани ғариб суи хона гом-гом.
Ҷӯй асту ҷар бар раҳи умрат зи дардҳо,
Раҳ пур зи ҷарру ҷӯю ҳаво сарду тирафом.
Лекин ту ҳеч сер нахоҳӣ ҳаме шудан,
З-ин ҷарру ҷӯю кӯфтану роҳи бенизом.
Ҳар рӯз рӯзгор навиде дигар диҳад-т,
К-онро ҳагирз дид нахоҳӣ ҳаме хиром.
Эҳсон чаро кунию тафаззул ба ҷои он-к
Фардо ба рӯзи ҷангу ҷафо баркашӣ ҳусом?
Ҳар к-ӯ қарини туст, набинад зи ту магар
Кирдорҳои нохушу гуфторҳои хом.
Эй рӯзгор, чун ки навидат ҳалол гашт
Морову гашт моли ҳалолат ҳаме ҳаром.
Гуфторҳо-т ман ба тамомӣ шунудаам,
Зеро ки ман забони ту донам ҳаме тамом.
Безорам аз туву ҳама ёрон-т, мар-маро
То ҳашр бо шумо на алайк асту на салом.
Дар кори хеш оҷизу дармонда нестам,
Фазли маро ба ҷумла муқирранд хосу ом.
Лекин маро ба гурсунагӣ сабр хуштар аст
Бар ёфтан зи дасти фурӯмоягон таъом.
Бо оби рӯй ташна бимонӣ аз оби ҷӯй,
Беҳ чун зи баҳри об занӣ бо харон латом.
Аз чошт то ба шом туро нест эминӣ,
Гар мар-туроcт мамлакат аз Чоч то ба Шом.

Озодаву карим биёлояд аз лаим,
Чун домани қабо-т напӯшонӣ аз лиом.
М-омез бо хасис, ки ранҷа кунад туро,
Пӯшида нарм-нарм чу мар-комро зуком.
Ҷуз ранҷ кай ҳагирз бибинӣ ту аз хасис,
Ҷуз ранҷа кай бидид ҳагирз аз зуком ком?
Бадхӯ шудӣ зи хӯи бади ёри бад, чунон-к
Ханҷар хамида гашт, чу хаммида шуд ниём.
Гар шармат аст аз он, ки паи нокасе равӣ,
Парҳез кун зи нокасу бо ӯ макаш зимом.
Шаҳват фурӯ нишону ба кунҷе фурӯ нишин,
Маншин бар аспи ғадру тамаъро мадеҳ лагом.
Дар номаи тамаъ нанавиштаст дасти даҳр,
З-аввал магар, ки зуллу саранҷом вои мом.
Эй бевафо замона, маро бо ту кор нест,
Зеро ки корҳои ту дом аст, дом-дом,
Бебоку бадхуӣ, ки надонӣ ба гоҳи хашм
На Нӯҳро зи Сому на мар-Сомро зи Ҳом.
Бераҳмию дурушт, ки аз дастбанди ту
На нек Сом расту на бад Ҳоми бе руҳом.
Ман дасти хеш дар расани дини ҳақ задам,
Аз ту ҳагирз ҷуст нахоҳам нишону ном.
Тадбири он ҳамекунам акнун, ки баршавам
З-ин чоҳи зишту жарф бар ин беқарор бом.
Сӯи биҳишти адн яке нардбон кунам,
Як поя аз салоту дигар поя аз сиём.
Эй бар сари ду роҳ нишаста дар ин работ,
Аз хобу хӯрди беҳуда то кай занӣ лаком?
Аз тоати тамом шавад, эй писар, туро
Ин ҷоми нотамоми саранҷоми кор том.
Эзид паём дод туро, коҳилӣ макун,
Дар кор, агар тамом шунудастӣ он паём.
Гуфто, ки корҳои ҷаҳон ҷумла бозияст,
Ҷои мақом нест, маҷӯ андар ӯ мақом.
Даст аз ҷаҳони сифла ба фармони кирдгор
Кӯтоҳ кун, дароз чӣ афкандаӣ зимом?

Гар умри хеш Нӯҳ туро доду Сом низ,
З-эдар бирафт боядат охир чу Нӯҳу Сом.
Санге задаст пирӣ бар тоси умри ту,
К-онро ба ҳеч рӯй наёрад касе лиҳом.
Пириву сустӣ омаду киштем хуфту хез,
З-ин бештар насохт касе маргро таъом.
Фарҷоми кори хеш нигаҳ кун чу оқилон,
Фарҷомҷӯй рӯй надорад ба руду ҷом.
Аз гашти рӯзгор машав тангдил, ки чарх
Бар як ниҳод монд нахоҳад ҳаме мудом.

❁ ❁ ❁

Дил з-ифтиоли аҳли замона мало шудам.
З-эшон ба қавлу феъл азеро ҷудо шудам.
То ҳамчу Амру Зайд маро кӯр буд дил,
Айбам накард ҳеч касе, ҳар куҷо шудам.
Гоҳе зи дарди ишқ паси хубчеҳрагон,
Гоҳе зи ҳирси мол паси кимиё шудам.
На бок доштам, ки ҳаме умр шуд ба бод,
На шарм доштам, ки ҳаме зӣ хато шудам.
Вақти хазон ба бори разон шуд дилам фарох,
Вақти баҳор шод ба обу гиё шудам.
Ин осиё давону дар ӯ ман нишаста паст,
Эдун сапедсор дар ин осиё шудам,
Пиндоштам, ки даҳр чарогоҳи ман шудаст.
То худ сутурвор мар-ӯро чаро шудам.
Гар ҷавр кард, боз дигар бор сӯи ӯ
Майхоравор аз паси паймонаҳо шудам.
Якчанд гоҳ дошт маро зери банди хеш,
Гаҳ хубҳолу боз гаҳе бенаво шудам.
В-аз ранҷи рӯзгор чу ҷонам сутӯҳ гашт,
Якчанд бо сано ба дари подшо шудам.
Гуфтам: «Магар, ки дод биёбам зи деви даҳр»,
Чун бингаристам, зи ано дар бало шудам.
Сад бандагии шоҳ бибоист карданам
Аз баҳри як умед, к-аз ӯ ме раво шудам.
Ҷуз дарду ранҷ ҳеч нагардид ҳосилам
З-он кас, ки сӯи ӯ ба умеди шифо шудам.
В-аз моли шоҳу мир чу навмед шуд дилам,
Зӣ аҳли тайласону амома-в ридо шудам.
Гуфтам, ки роҳи дин бинамоянд мар-маро,
Зеро ки з-аҳли дунё дил пурҷафо шудам.
Гуфтанд: «Шод бош, ки растӣ зи ҷаври даҳр»,
То шод гашт ҷонаму андар дуо шудам.
Гуфтам: «Чу номашон уламо буду ҳол хуб,
К-аз дасти фақру ҷаҳл чу эшон раҳо шудам.
То чун ба қолу қилу мақолоти мухталиф
Аз умр чанд сол миёншон фано шудам».

Гуфтам: «Чу ришва буду риё моли зӯҳдашон,
Эй кирдгор, боз ба чӣ мубтало шудам?
Аз шоҳ зӣ фақеҳ чунон буд рафтанам,
К-аз бими мӯр дар даҳани аждаҳо шудам.
Макр аст бешумору даҳо мар-замонаро,
Ман з-ӯ чунин рамида ба макру даҳо шудам.
Чун ғадр кард, ҳила намондам ҷуз он, к-аз ӯ
Фарёдхоҳ сӯи банӣ Мустафо шудам.
Фарёд ёфтам зи ҷафову даҳои дев,
Чун дар ҳариму қасри имому-л-ливо шудам.
Донӣ, ки чун шудам, чу зи девон гурехтам,
Ногоҳ бо фариштагон ошно шудам.
Бар ҷони ман чу нури имоми замон битофт,
Лайлу-с-сарор будаму шамсу-з-зуҳо шудам.
Номи бузург имоми замон аст аз ин қибал,
Ман аз Замин чу Зӯҳра бад-ӯ бар само шудам.
Дунё ба қаҳр ҳоҷати ман ме раво кунад,
Аз баҳри он ки ҳоҷати динӣ раво шудам.
Фиръавни рӯзгор зи ман кинаҷӯй гашт,
Чун ман ба илм дар кафи Мӯсо асо шудам.
Аъдои авлиёи Худоям адӯ шуданд,
Чун авлиёи ӯро ман з-авлиё шудам.
Эй уммате, зи ҷаҳли адӯи расули хеш
Ҳайрон ман аз ҷаҳолату шумий шумо шудам.
Гар гуфтам: «Аз расул Алӣ халкро васист»,
Сӯи шумо сазои мусово чаро шудам?
В-ар гуфтам: «Аҳли мадҳу сано оли Мустафост»,
Чун зӣ шумо сазои ҷафову ҳиҷо шудам?
Айбам ҳамекунанд бад-он ч-ам бад-ӯст фахр,
Фахрам бад-он ки шиъати оли або шудам.
Аз баҳри дин зи хона биронданд мар-маро,
То бо расули ҳақк ба ҳиҷрат саво шудам.
Маъруф нопадид Суҳо буд бар фалак,
Ман бар Замин кунун ба мисоли Суҳо шудам.
Шукр он Худойро, ки ба Юмгон зи фазли ӯ
Бар ҷону моли шиъат фармонраво шудам.

То мири мӯъминони ҷаҳон марҳабо-м гуфт,
Наздики мӯъминон зи дари марҳабо шудам.
На пеши ҷуз Худои ҷаҳон истодаам,
З-он пас на низ ҳеч касеро дуто шудам!
Аҳрори рӯзгорризоҷӯи ман шуданд,
Чун ман гузидаи Алии Муртазо шудам.
Аҳмад ливои хеш Алиро супурда буд,
Ман зери ин бузургу муборак ливо шудам.

❁ ❁ ❁

Эй бор Худои кирдгорам,
Ман фазли туро сипос дорам,
Зеро ки ба рӯзгори пирӣ
Ҷуз шукри ту нест ғамгусорам.
Ҷуз гуфтани шеъри зӯҳду тоат
Сад шукр туро, ки нест корам.
Тавфиқ диҳам бар он, ки дар дил
Ҷуз тухми ризои ту накорам.
Рози дили ҳар касе ту донӣ,
Донӣ, ки чӣ гуна дилфигорам.
Донӣ, ки чӣ гуна ман ба Юмгон
Танҳову заифу хору зорам.
Майхора азизу шоду ман з-он-к
Май менахурам, нажанду хорам.
Аз бими сипоҳи Бӯҳанифа
Бечораву монда дар ҳисорам.
Зеро ки ба дӯстий расулат
Зӣ лашкари ӯ гуноҳкорам.
Дар дӯстии расулу олаш
Бар меҳнат пой мефишорам.
Ту дод диҳӣ ба рӯзи маҳшар
З-ин як рама гови бефасорам.
Бо ин рамаи сутури гумраҳ
Ҳаргиз наравам, на ман ҳиморам.
Ҳарчанд ба хубу хуш суханҳо,
Хурмои азизу хушгуворам.
Зӣ ома чу хор хорам, эро-к
Дар дидаи кӯри ома хорам.
З-ин як рама гургу хирси гумраҳ,
Ё раб, ба ту аст зинҳорам!
Эй ёри набиду руду соғар,
Ман ёри ту буд менаёрам.
Зеро ки мар-ин се ёри бадро
Эй хоҷа, ту ёру ман на ёрам.
Мастӣ туву маст маст хоҳад,
Бо ман чӣ чахӣ, ки ҳушёрам?

Рав ту ба қатори хеш, азеро-к
Ман бо ту, шутур, на дар қаторам.
Ман, гар ту саворӣ, эй ҷаҳонҷӯй,
Бар маркаби хушсухан саворам.
Ман, гарчи ту шоҳу пешгоҳӣ,
Бо қавли чу дурри шоҳворам.
Ман, гар ту ба Балх шаҳрёрӣ,
Дар хонаи хеш шаҳрёрам.
Гар ман ба салом зӣ ту оям,
Зинҳор мадеҳ, ҳагирз борам.
Ман бор нахоҳам аз ту, зеро-к
Бори ту кашад ба зери борам.
Аз баҳри хур, эй рафиқ, чун хар
Ман пушт ба зери бор н-орам.
Гаҳ нармаму гаҳ дурушт чун теғ,
Пайдост ниҳону ошкорам.
Бо ҷоҳилу бехирад дуруштам,
Бо оқил нарму бурдборам.
То ту ба маниш маро нахоҳӣ,
М-андеш, ки ман-т хосторам.
Он гаҳ, ки маро шакар шуморӣ,
Ман пист аз он пасат шуморам.
Гар мум шавӣ ту, равғанам ман
В-ар сирка шавӣ, манат шихорам.
Бо ғадр надорам ошноӣ,
Бал ҳар ду якест пуду торам.
Кина накашам, чу узр хоҳӣ,
Бал ҷурм ба узр даргузорам.
Пок аст зи фаҳшҳо забонам,
Ҳамчун зи ҳаромҳо изорам.
Н-ояд шару макр дар шуморам,
На дӯғи дурӯғ дар тағорам.
Лофе назадам бад-ин фазоил,
Зеро ки ба фазли худ мушорам.
Бал ман ба намоиши раҳи хеш
Ҳаққи фузало ҳамегузорам.
Зеро ки ҷаҳон чу ину онро

Якчанд гирифта буд шикорам.
Ман хуфта зи ҷаҳлу ӯ ҳамебурд,
Бо ноз гирифта дар канорам.
Гаҳ ваъда ба боғи Меҳргон дод,
Гаҳ боз ба дашти Навбаҳорам.
Рӯям ба гулу ба мушк бингошт,
Чун дид, ки фитнаи нигорам.
Имрӯз ҳаме заиф бинӣ
Ин қомати чафтаи низорам.
Он рӯз, гарам бидидаӣ ту,
Пиндоштаӣ, ки ман чанорам.
Ин чарх ҳамекашид хуш-хуш
Чун уштур сӯи ҷар миҳорам.
Он рӯз қавию шод будам,
Имрӯз заифу сӯгворам.
Бар рӯй чу зар шуда ақиқам,
Бар фарқ чу шир гашт қорам.
З-он май, ки бад-он замона хӯрдам,
Имрӯз ҳамекунад хуморам.
Чун сирати чархро бидидам,
К-ӯ кард нажанду хингсорам.
Бедор шудам зи хоб, ло бал
Бедорам кард кирдгорам.
Биздудам зуд занги ғафлат
Аз чашму зи мағзи пурбухорам.
Бистурдам гарди бефасорӣ
Аз оразу рӯй в-аз изорам.
Баркандам ҷаҳлу гумраҳиро
Аз бех зи боғу ҷӯйборам.
То раста шудам зи даҳр, бо ӯ
Бисёре буд корзорам.
Мухтори имоми аср гаштам,
Чун тоату дин шуд ихтиёрам.
Акнун чу зи мушкилӣ бипурсӣ,
Сар лоҷараму занах нахорам.
Гӯшам шунаво шудаст, азеро

Илм аст ҳамеша гӯшворам,
Чашмам бино шудаст, азеро
Аз ҳаққу яқин бар интизорам.
З-ин пас накунад шикор ҳаргиз
На бозу на юзи рӯзгорам,
Он гаҳ ба табор буд, пуро,
Яксар ҳама нозу ифтихорам.
В-имрӯз ба ман кунад ҳаме фахр,
Ҳам аҳли Замину ҳам таборам.
Он гаҳ, ба масал, сафол будам
В-акнун ба яқин зари иёрам.
Бархезу биёзмой, ар эдун-к
Бар қавл надорӣ устуворам.
В-ин шеър зи пеши озмоиш
Бархону бидор ёдгорам.

❀ ❀ ❀

Эй аҷаб, ар душмани ман худ манам,
Хира гила чун кунам аз душманам?
Душмани ман ин тани бадмеҳри маст
Карда гиреҳ доман бар доманам.
Воям аз ин душмани бадхӯ, ки ҳеч
З-ӯ нашавад холӣ пироҳанам,
Ҷома бидарранд аз аъдову он-к
Ҷома-ш бидрид зи худ, худ манам.
Душмани ман чоҳеву тира-сту ман
Бартар аз ин тезраву равшанам.
Ин фалакӣ ҷони маро шаст сол
Дошт дар ин зиндон чоҳи танам.
Гар нашудам ошиқу бедил, чаро
Монда ба чоҳ-андар чун Бежанам?
Чунки дар ин чоҳ чу нодон ба бод
Дода табар дар талаби сӯзанам.
Нест ҷуз он рӯй, ки дил з-ин хасис
Хуш-хуш, беранҷу ҷафо барканам.
Пеш аз ин сифла ба чоҳ уфтад,
Ман сар аз ин чаҳ ба фалак бар кунам.
Дар талаби донишу дин чанд гоҳ
Домани мардӣ ба камар барзанам.
Гирди касе гардам, к-аз банди ҷаҳл
Тоаташ озод кунад гарданам.
Он ки чу оби хуш илмаш бикард
Аз тааби оташи ҷаҳл эминам.
То тани ман тоати ӯ ёфтаст,
Дев нагаштаст ба пироманам.
То тани ман гашт ба пироманаш,
Тоати ман дорад Оҳарманам.
Пешрави халқ пас аз Мустафо
К-аз паси ӯ фахр бувад рафтанам.
Булҳасан он маъдани эҳсон, к-аз ӯ
Дил ба сухан гаштаст обистанам.
Гар-т ба симу зари дин ҳоҷат аст,
Бар сари ҳар ду ман аз ӯ хозинам.

Оламу афлок наярзад ҳаме
Бе сухани ӯ ба яке арзанам.
Оташам, ар оҳану рӯйиву гар
Об шавӣ, оби туро оҳанам.
Равзани илм аст забонам, бале
Хезу бинеҳ гӯш бар ин равзанам.
Бехи сафоҳат зи дили ту ба панд
Барканаму ҳикмат бипроганам.
В-аз сари ҷоҳил ба сухан тоҷи фахр
Пеши хирадманд ба пой афканам.
Мард туӣ, гар на чунин ёбиям
В-ар на чунинам, ки бигуфтам, занам.
Шод шудӣ, чун бишунидӣ, ки пор
Вайрон шуд гӯшае аз масканам.
Шодият андуҳ шавад имсол, агар
Баргузарӣ бар дару бар барзанам.
Нестам он ман, ки салоҳи фалак
Кор кунад бар зираҳу ҷавшанам.
Чарх маро банда бувад, чун аз ӯ
Эзиди додор бувад зоминам.
Шод ман аз дини худо гаштаам,
Пас, кӣ тавонад, ки кунад ғамгинам?
Гар танам аз ҷома бараҳна шавад,
Илму хирад гирди танам бартанам.
Гарчи замон аҳдам бишкаст, ман
Аҳди худованди замон нашканам.
Рӯи Худову дили олам – Маъад,
К-аз шарафаш ҳикматро маъданам.
Он ки чу бигзорам номаш ба дил,
Фаррухи Наврӯз шавад баҳманам.
Халқ ба ранҷ асту ман аз фарри ӯ
Ҳам ба дилу ҳам ба ҷасад сокинам.
Халқ маро гуфт наёрад, ки хез,
Ҷуз ба гаҳи «қад қомат» муъзинам.
Меваи маъқул ба дасти хирад
Аз шаҷари ҳикмати ӯ мечинам.

Сӯзани сӯзонам дар чашми ҷаҳл,
Лекин дар боғи хирад савсанам.
Гӯӣ, к-аз халқ ҷудо чун шудӣ?
Зишт нашояд-т бад-ин гуфтанам.
Равғану кунҷора ба ҳам хуб нест,
В-эшон кунҷораву ман равғанам.
Аз фалаки риман бокем нест,
Ром басе буд ҳамин риманам.
Гар танам аз гулшан дур аст, ман
Аз дили пурҳикмат дар гулшанам.
Даҳр бифарсуду бифарсудамон,
Бар фалаки ҷофӣ аз ин хашминам.
Шасту ду сол аст, ки бикӯбад ҳаме
Рӯзу шабон дар фалакӣ ҳованам.
Чашм ҳамедорам ҳамвора, то
Кай бувад аз кӯфтанаш растанам.
То-ш насоӣ, надиҳад мушк бӯй,
Фазл аз ин аст фурӯ суданам.

❁ ❁ ❁

Понздаҳ сол баромад, ки ба Юмгонам,
Чуну аз баҳри чӣ? Зеро ки ба зиндонам.
Ба ду бандам ман, азеро ки мар-ин ҷонро
Ақл бастасту ба тан бастаи девонам.
Чӣ аҷаб, гар надиҳад дев маро гардан?
Сарварияш чӣ кунам, ман на Сулаймонам.
Мар-маро онҳо доданд, ки Салмонро
Нестам ман чу Сулаймон, ки чу Салмонам.
Ҳамчу Хуршеди мунаввар суханам пайдост,
Гар ба фарсуда тан аз чашми ту пинҳонам.
Нур гирад дилат аз ҳикмати ман чун Моҳ,
Ки дилатро ман Хуршеди дурафшонам.
Кони илму сухани ҳикмат Юмгон аст,
То ман, эй марди хирадманд, ба Юмгонам.
Гар дигар гашт танам, нест аҷаб, зеро-к
Аз тани пир дар ин гунбади гардонам.
Аз раҳи дин, ки ба ҷон аст, нагаштастам,
З-он ки дар зери фалак нест чу тан ҷонам.
Мар-маро гӯӣ: «Чун ҳеч бурун н-ойӣ?»
Чӣ накӯҳим, гар аз дев гурезонам?
Чунки бо гову харам сӯҳбат фармоӣ,
Гар ту донӣ, ки на гавбону на харбонам?
Бо гурӯҳе, ки биханданду бихандонанд,
Чӣ кунам, чун на бихандам, на бихандонам.
В-ар бар ин қавм бихандам, чу биёзорам,
Пас, бар ин ханда ҷуз озор нахандонам.
Аз ғами он ки дӣ аз баҳри чӣ хандидам,
Худ ман имрӯз ба дил хastаву гирёнам.
Ханда аз бехирадӣ хезад, чун хандам?
Чун хирад сахт гирифтаст гиребонам?
Наравам низ ба коми тани бедониш,
Чун равам, низ чу аз рафта пушаймонам.
Тоза рӯям ба масал лолаи нӯъмон буд,
Коҳи пӯсида шуд он лолаи нӯъмонам.
Гар ба боди ту кунам хирмани худро бод,
Набувад фардо ҷуз бод дар анбонам.

Чун наяндешам, к-аз баҳри чиро бастаст
Андар ин колбади сохта Яздонам?
Дӣ ба дашт-андар чун гӯй ҳамегаштам
В-аз ҷафои фалак имрӯз чу чавгонам.
Гар ман онам, ки чу дебоҷии нав будам,
Чунки имрӯз чу хафтонаи халқонам.
З-ин пасам боз куҷо бурд ҳамехоҳад,
Чун бурун орад аз ин хонаи байронам?
Андар ин хона ситам кардаму хуш хӯрдам,
Чун сутурон, ки ту гуфтӣ, ки на он сонам.
Чун натарсам, ки чу ҷое биравам дигар,
Ба бади хеш биёвезаму дармонам?
Чун ҳам имрӯз нагӯям, ки чу дармонам,
Ба чунон ҷо кӣ кунад доруву дармонам?
Гар ба дандон зи ҷаҳон, хира, даровезам,
Наҳиландам, бибуранд аз буни дандонам.
Хезам акнун, чу аз ин роз шудам огаҳ,
Гарди кирдори бад аз ҷома бияфшонам.
Пештар з-он ки аз ин хона бихонандам,
Номаи хеш ҳам имрӯз фурӯ хонам.
Ҳар чӣ донам, ки бараҳна шавад он фардо,
Хира бар хештан имрӯз чӣ пӯшонам?
Бади ман некӣ гардад, чу кунам тавба,
Ки чунин кард Эзид ваъда ба Фурқонам.
Бикунам, ҳар чӣ бидонам, ки дар ӯ хайр аст,
Накунам, он чи бидонам, ки намедонам.
Ҳаққи ҳар кас ба камозорӣ бигзорам,
Ки мусулмонӣ ин асту мусулмонам.
Наравам ҷуз сипаси пешрави раҳмон,
Гар дуруст аст, ки ман бандаи раҳмонам.
Ҳаққ нашносам ҳаргиз ду мухолифро,
Ин қадар донам, эро ки на ҳайронам.
Гаҳ чунин, гаҳ на чунин, ин сухани маст аст,
Чашм дорам, ки нахонӣ суи мастонам.
Ҳар кӣ-м ӯ аз паси тақлид ҳамехонад,
Натавонам сипасаш рафтан, натвонам.

Чанд пурсӣ, ки чӣ гӯӣ ту ба ёрон-дар
Чун напурсӣ зи ҳама уммат яксонам?
Гар мусулмонон ёрони набӣ буданд,
Ман мусулмонам, ман низ зи ёронам.
Гар чу ту шиъати эшон набувам ман, нест
Бас шигифте, ки на ман уммати эшонам.
Гар бибояд гаравидан ба касе дигар,
Бо Муҳаммад, пас, пеш ор ту бурҳонам.
Хашм як сӯ фикан, инак ману инак ту,
Гар саворӣ, пас пеш ой ба майдонам.
Пеши ман сирка манеҳ, то накунӣ дар дил,
Ки бихаррӣ бадали сирка сипандонам.
Чун ба ҳарб ой бо дашнаи нармоҳан,
Макун, эй ғофил, биандеш зи сӯҳонам.
Гар туро пушт ба султони Хуросон аст,
Ҳеч ғам нест зи султони Хуросонам.
Сад гувоҳ аст маро адл, ки ман з-Эзид
Бар туву бар сари султони ту султонам.
Аз дари султон нанг аст мар, зеро-к
Ман ба некӯсуханон бар сари Сартонам.
На ба ҷуз пеши Худой аз буна барпоям,
На ҷуз ӯро чу ту манҳус ба фармонам.
Ҳуҷҷатам равшан аз он аст, ки ман бар халқ
Ҳуҷҷати ноиби пайғамбари субҳонам.
Пеши дунё накашам даст ҳаме, то ӯ
Накашад дар қафаси хеш ба зиндонам.
Тахтаи киштии Нӯҳам ба Хуросон-дар
Лоҷарам, ҳеч хатар нест зи тӯфонам.
Ғарқаанд аҳли Хуросону на огоҳанд,
Сар ба зону ман бармонда чунин з-онам.
Эй сари мояи ҳар нусрати Мустансир,
Ман асири ғалабай лашкари Шайтонам.
Адлу эҳсони ту тавқ аст дар ин гардан,
Ғарқаи адли туву бандаи эҳсонам.
Кас ба мизони хирад нест маро ҳамсанг,
Чун гарон аст ба эҳсони ту мизонам,
Ман ба бустони биҳишт андарам аз фазлат,
Ҳикмати туст дар ӯ меваву райҳонам.

Ту набера-в писари Мӯсиву Ҳорунӣ,
З-ин қибал ман адуи лашкари Ҳомонам.
Ҳамчу пурнур дили ту зи увору айб,
Мани бечора зи исёни ту урёнам.
Дафтарам пур зи мадеҳи туву ҷадди туст,
Ки ман аз адлу зи эҳсон-т чу Ҳассонам.

* * *

Аз ман бирамид ғамгусорам,
Чун дид заифу хингсорам.
Гирди дари ман ҳаме наёрад,
Гаштан на рафиқаму на ёрам.
З-ин орази ҳамчу парри шоҳин
Шояд ки ҳазар кунад шикорам.
Нашнохт маро рафиқи порин,
Зеро ки чунин надид порам.
Чун чанбари чафта дид, азеро
Ин қадди чу сарви ҷӯйборам.
В-аз талъати ман замон ба зарроб
Шуст он ҳама сурату нигорам.
Гар гӯямаш, ин ҳамон нигор аст,
Тарсам, ки надорад устуворам.
Бо ҷаври замона ҳеч ҳилат
Ҷуз сабр надораму надорам.
З-ин дев чу ҷоҳилон натарсам,
Зеро ки наёяд ӯ ба корам.
Яздон-ш надод ҳеч дасте
Ҷуз бар тану пайкари низорам.
Кард он чи тавон-ш буду тоқат,
Бо ин тани пири пуруворам.
Кофури сапед гашт ногаҳ
Ин анбари тар бар ин изорам.
Ин тан садаф асту ман бад-ӯ дар
Монандаи дурри шоҳворам.
Чун дурри тамом гардам, он гаҳ
Ин тира садаф бад-ӯ супорам.
Ҷуз илму амал ҳаме наварзам,
То баста дар ин ҳасин ҳисорам.
Тимор надорам аз замона,
Осон-ш ҳаме фурӯ гузорам.
То рӯй ба сӯи ман наёрад,
Ман рӯй ба сӯи ӯ наёрам.
Дар дасти амиру шоҳ надҳам,
Бар орзуи меҳӣ миҳорам.

З-ин пок шудасту бехиёнат
Ҳам доману дасту ҳам изорам.
Ҳаргиз нашавам ба коми душман,
То бар тани хеш комгорам.
На миннати ҳеч носазое
Молида кунад ба зери борам.
Бар аспи маъониву маъолӣ
Дар дашти мунозира саворам.
Чун ҳамла барам ба ҷумла хасмон,
Гумроҳ шаванд дар ғуборам.
Чашми ҳукамо ба хори мушкил,
Дар чанду чарову чун бихорам.
Бар сирати оли Мустафоям,
Ин аст қавитар ифтихорам.
Наздики харони халқ, азеро
Ҳамвора чунин залилу хорам.
Эй ҷоҳили носибӣ, чӣ кӯшӣ
Чандин ба ҷафову корзорам?
Ту чокари марди бодаволӣ,
Ман шиъати марди Зулфиқорам.
Ранҷет набуд, то гумонат
Он буд, ки ман чу ту ҳиморам.
В-акнун ки шудӣ зи ҳолам огоҳ,
Як сӯ чӣ кашӣ сар аз фасорам?
Аз дур нигаҳ кунӣ суи ман,
Гӯӣ, ки яке газанда морам.
Шодон шудаӣ, ки ман ба Юмгон
Дармондаву хору безаворам.
Дар кӯҳ бувад қарор гавҳар,
З-ин аст ба кӯҳ-дар қарорам.
Чунон ки ба ғор шуд паямбар,
Ман низ ҳамон кунун ба ғорам.
Ҳарчанд ки берафиқу ёрам,
Дармондаи халқи рӯзгорам.
Ман шукри Худойро ба тоат
Бо тоқати тан ҳамегузорам.

Боре на чу ту зи хамри дунё
Сар пур зи бухору пурхуморам.
Шояд, ки зи шаҳри хеш дурам,
То нест суи амир борам.
Зеро ки бас аст илму ҳикмат
Имрӯз надиму ғамгусорам.
Гар канда шудаст хонумонам,
Ҳикмат рустаст дар канорам.
Шояд, ки надонадам нифоя
Чун сӯи хиёра номдорам.
Гар ту ба табор фахр дорӣ,
Ман мафхари гавҳари таборам.
Ашъор ба порсию тозӣ
Бархону бидор ёдгорам.
Эй он, ки чаҳор ёр гӯӣ,
Ман бо ту бад-ин хилоф н-орам.
Шаш буд расул низ мурсал,
Биндеш накӯ дар эътизорам.
Аз панҷ чу беҳтар аст шашшум,
Беҳтар зи се бошад ин чаҳорам.
Эй бор Худои халқ, яксар
Бо туст ба рӯзи ҳақ шуморам.
Ман шиъати Ҳайдарам, ту кун афв
Ин як гунаҳи бузургворам.
Ман ронда зи хонумон бад-инам,
З-ин аст адӯ дусад ҳазорам.

❁ ❁ ❁

Агар бо хирад ҷуфту андарх(в)арем,
Ғами хӯр чу хар чанду то кай х(в)арем?
Сазад, к-аз харӣ дур бошем, аз он-к
Худованду солори гову харем.
Агар хар ҳаме кишти холӣ чарад,
Чаро мо на аз кишти боқӣ чарем?
Чӣ фазл оварем, эй писар, бар сутур,
Агар ҳамчу эшон хӯрему мурем?
Фурӯсӯ нахоҳем шуд мо ҳаме,
Ки мо бар сари гунбади ахзарем.
Гар аз илму тоат барорем пар,
Аз ин ҷо ба чархи барин барпарем.
Ба чархи барин барпарад ҷони мо,
Гар ӯро ба хӯрҳои дин парварем.
Наем эдарӣ мо ба ҷону хирад
В-агарчанд якчанд гоҳ эдарем.
Ба занҷири унсур бибастандамон,
Чу девонагон з-он ба банд андарем.
Бале, банду зиндони мо унсурист
В-агарчанд мо фитнаи унсурем.
Ба банди сутурӣ-дарун бастаем,
В-агарчанд баста бад-он гавҳарем.
Ба зиндони пешин дарун нестем,
Набинӣ, ки бар сурати дигарем?
Набинӣ, ки аз бетамизӣ сутур
Чу бебар чанор асту мо барварем?
Чу аръар нигунсор монда наем,
Агарчанд бо қомати аръарем.
Чаро банда шуд-мон дарахту сутур,
Биё, то ба кор-андарун бингарем.
Сазад, гар чу ин ҳар ду машғули хӯр
Набошем, азеро ки мо беҳтарем.
Сар аз чархи нилуфарӣ баркашем,
Ба дониш, ки донанда нилуфарем.
Ба дониш раги макру зангори ҷаҳл
Зи бун бигсалему зи дил бистурем.

Ба бедоду бедодгар награвем,
Ки мо бандаи довари акбарем.
Агар дод хоҳем дар неку бад,
Бидодем маъзуру андарх(в)арем.
Чу худ бад кунем, аз кӣ хоҳем дод?
Магар хештанро ба довар барем!
Чаро, пас, ки надҳем худ доди худ,
Аз он пас, ки худ хасму худ доварем?
Ба дасти ману туст некахтарӣ,
Агар бад наҷӯем, некахтарем.
Агар дӯст дорем номи накӯ,
Чаро, пас, на номи накӯ густарем?
Ҳаме сарв бояд, ки хонандамон,
Агарчанд хаммида чун чанбарем.
Нахоҳем, агарчанд лоғар бувем,
Ки фарбеҳ бидонад, ки мо лоғарем.
Биё, то ба дониш ба як сӯ шавем
Зи лашкар в-агарчанд аз ин лашкарем.
Биёед, то лашкари озро
Ба хурсандӣ аз гирди худ бишкарем.
Бароем бар пояи мардумӣ,
Мар-ин нокасонро ба кас нашмарем.
Ба душман намоем равшан, ки мо
Ба дунёву дин бар сари дафтарем.
Азеро сари дафтарем, эй писар,
Ки мо шиъати оли пайғамбарем.
Ба рег, эй писар, андарун ташнаанд
Ҳама халқу мо бар лаби Кавсарем.
Ту, эй носибӣ, гар зи ҳад бигзарӣ
Ба беҳуда гуфтор, мо нагзарем.
Паямбар сари дини ҳаққ асту мо
Аз ин номвар тан мутеъи сарем.
Агар ту мар-ин қавлро мункирӣ,
Чунон дон, ки мо мар-туро мункирем.
В-агар ту бар ин тан саре оварӣ,
Дигар сар биёвар, ки мо н-оварем.

Зи пайғамбари мо васӣ Ҳайдар аст,
Чунин з-ин қибал шиъати Ҳайдарем.
Зи фарзанд ӯ халқро раҳбар аст,
Ки мо бар паю роҳи он раҳбарем.
Сару афсари дини ҳаққ асту мо
Чунин фахри уммат бад-он афсарем.
Агар ту ба оли набӣ кофирӣ,
Ба тоғути ту низ мо кофарем.
Маломат макунмон, агар мо чу ту
Ба хира раҳи ҷоҳилӣ наспарем.
Сипос аст бар мо Худовандро,
Ки на чун ту нодону бадмаҳзарем.
Ба ғавғои нодон чӣ ғарра шавӣ,
Чӣ лофӣ, ки мо бар сари минбарем?
Зи Яъҷуҷу Маъҷуҷамон бок нест,
Ки мо бар сари Садди Искандарем.
Агар саг ба меҳробе андар шавад,
Мар-онро бузургии саг нашмарем.
Чӣ бок аст, агар нестмон фаршу қаср,
Чу дар дин тавонгартар аз қайсарем.
Азизем дар чашми доно чу зар,
Ба чашми ту дар хоку хокистарем.
Алӣ то асос асту Ҷаъфар имом,
На чун ту зи дасти Алӣ Ҷаъфарем.
Аз аҳли Хуросон чӣ гӯяндамон,
Ки гӯянд: «Мо котибу шоирем».
Агар рост гӯянд, гӯянд: «Мо
Ҳама ровию носихи Носирем».

❁ ❁ ❁

Ман дигарам ё дигар шудаст ҷаҳонам,
Ҳаст ҷаҳонам ҳамону ман на ҳамонам.
То-ш ҳамеҷустам, ӯ ба табъ ҳамеҷаст
Аз ману ман з-ӯ кунун ба табъ ҷаҳонам.
Пас, на ҳамонам ману ҷаҳон на ҳамон аст,
З-он ки ҷаҳон чун ман аст, ман чу ҷаҳонам.
Олам кон буду ман-ш чу зарру кунун ман
Зарри суханро ба нафси нотиқа конам.
Эй аҷабе халқро чӣ буд, ки эдун
Сахт битарсанд ме зи ному нишонам?
Оби касе рехта нашуд зи паи ман,
Нон ба ситам ман ҳаме зи кас наситонам.
Ҳеч ҷавонро ба қаҳр пир накардам,
Пас, ба чӣ душман шуданд пиру ҷавонам?
Хутба наҷустам ба Кошғарру ба Бағдод,
Бад ба чӣ гӯяд ҳаме халифаву хонам?
Гар тамаъе нестам ба хуну ба мурдор,
Чун ки чунин душманон шуданд сагонам?
Чист гуноҳам, ҷуз ин ки ман на чу эшон
Аз паси нодону миру шоҳ давонам?
Гар-т нахонам мадеҳи ту, ки амирӣ,
Низ ба меҳмону хони хеш махонам.
Гар ту нахонӣ маро, амир надонам-т
В-ар-т бихонам мадеҳ, мард мадонам.
Номаи озодӣ омадаст суи ман,
Пинҳон даршуд зи халқ дар дилу ҷонам.
Банд зи ман баргирифта омад, аз ин аст,
К-эч наҷунбад ҳаме ба пеш миёнам.
То ба ман ин миннат аз Худой напайваст,
Банда ҳамедоштӣ фалону фалонам.
Ранҷу анои ҷаҳон кашидаму акнун
Низ натобад суи аноӣ инонам.
Ту, ки надонӣ-ш ҳам бар ӯ сипаси ӯ,
Ман, ки бидонистамаш, чӣ гуна надонам?
Сифла нагардад мутеъ, то-ш наронӣ,
Сифла ҷаҳонро аз ин ҳамеша биронам,

Сифла ҷаҳонро ба сифлагон-ш супурдам.
К-ӯ ба сароиш чунон ки з-ӯ ба фиғонам.
Эй талабида ҷаҳон, маро маталаб ҳеч,
Гумшуда ангор аз миёну каронам.
Ту ба шитоб аз паси замона давонӣ,
Ман ба сутур аз дари замона рамонам.
На чу ман аз ғам ба дам ту боди хазонӣ,
На чу ту ман мадҳгӯи ҳусни хазонам.
В-он, ки даҳони ту хуш бад-ӯ шаваду тар,
Хушк кунад боди ӯ зи бим даҳонам.
Рӯзи надомат зи бад бас аст надимам,
Шаб ба ибодат қарин бас аст Қуронам.
Эй ҳамасола данон ба гирди данон-дар,
Ман на ба гирди данонаму на данонам.
Ман, ки зи хуни Ҳусайн пурғаму дардам,
Шод чӣ гуна кунанд хуни разонам?
Аз ту бад-ин корҳо бимондам шояд
Гарчи нашояд ҳаме, ки аз ту бимонам.
Ман зи ту дурам, чу ҳар чӣ кард зи афъол
Дасту забонат, накард дасту забонам.
Нафси латифам раҳо шудаст, агарчанд
Зери замон аст ин касифу гаронам.
Сӯи ҳакимон фаришта-ст равонам,
В-арчи ба чашми ту мардум аст аёнам.
Ҳайкали ман дон алам фариштагонро
В-арчи ба Юмгон зи шарри дев ниҳонам.
Мулки Сулаймон агар бибурд яке дев,
Бо сипаҳи дев ман чӣ кард тавонам?
Бар рамаи илмхор дар шаби дунё
Аз қибали Мӯсии замона шубонам.
Ҳеч шубон бе асову коса набошад,
Косаи ман дафтару асост лисонам.
Нони шариат хурӣ, чу пеши ман оӣ,
Нарм биёғушта зери шери баёнам,
Эй ба суи хеш карда сурати ман зишт,
Ман на чунонам, ки мебаранд гумонам.

Ойинаам ман, агар ту зиштӣ, зиштам
В-ар ту накӯӣ, накӯст сурату сонам.
Илм биёмӯз, т-ом олим ёбӣ,
Теғи гуҳарбор шав, ки ман-т фасонам.
Дар суханам тухми мардумӣ бисриштаст
Дасти хидеви ҷаҳон имоми замонам.
Зери дарахти ман ой, агар-т мурод аст,
Ки-т забари шохи мардумӣ бинишонам.
Кишти хирадро ба боғи дини ҳақ-андар
Тоза кунам, к-аз сухан чу оби равонам.
В-ар бинишинад бар ӯ ғубори шаётин,
Гард ба панде чу дурр аз ӯ бифишонам.
Дев ҳагирз обрӯи ман набарад, з-он-к
Рӯй бад-ӯ дорад обдода синонам.
Тири маро ҷуз сухан набошад пайкон,
Тири қаламро банон бас аст камонам.
Гар адуи ман ба Машриқ аст зи Мағриб,
Тири худ осон бад-ӯ равон бирасонам.

❁ ❁ ❁

Аз сӯҳбати халқ дил гусастам,
Андеша надими дил бас астам.
Дар оби нумедӣ он ридоро,
К-аш тамъ тироз буд, шустам.
Чун соя ҷаҳон паси ман омад,
Чун дид, ки ман аз ӯ биҷастам,
Ҷӯяндаи ҷаста гашт в-аз ман
Меҷаст ҳаме, чу ман-ш ҷустам.
Он дев, ки пеши ман ҳамерафт,
Бар пой бимонду ман нишастам.
Бар гардани ман нишаста будӣ
В-акнун-ш ба зери пой хастам.
Баргашт зи ман, бишуст дасташ,
Чун шуста шуд аз ҳавош дастам.
Лекин нараҳам ҳаме зи қавмаш,
Ҳарчанд зи макри ӯ биҷастам.
Якчанд миёни ҷамъи девон
То кӯр будам, чу дев зистам.
Аз лашкарашон сипас намондам,
То буд, чу коҳашон сипистам.
Лекин бибурид девам аз ман,
Чун дид, ки ман чун ӯ на мастам.
Ман дасти ҳаво ба ҳабли ҳикмат
Бастам ба сазову сахт бастам.
Бар чарх расид бонгу номам,
Мангар ба ҳадиси нарму пастам.
Ин уммати бутпарастро бин,
Овехта ҳалқашон ба шастам.
Хоҳанд ҳаме, ки ҳамчу эшон
Ман ҷуз, ки Худойро парастам.
Валлаҳ, ки ҳаме нахӯрд хоҳам
Бо шаккари бутпараст пистам.
Дар ман нарасанд аз он, ки беш аст
Аз қомати ӯ ҳаме ба дастам.
Дар ман чӣ расанд аз он, ки беш аст,
Аз шашсадашон ба фазл шастам.

Чун ман набувад касе, ки беш аст,
Аз қомати ӯ басе ба дастам.
Эй шодшуда, бидон ки якчанд
Чун мӯягарон ҳамегиристам.
Пайваста шудам насаб ба Юмгон,
К-аз насли Қубодиён гусастам.
Аз хокам агар биканд дева̄т,
Дар санг ба рағми ту бирустам.
Теғи Хуҷҷат ба рӯзи равшан
Дар ҳалқи имоми ту шикастам.
Мардем, чунон ки ту бихоҳӣ,
Эй дев, ба ҳар куҷо, ки ҳастам
Дил дар шикамаш ба тири бурҳон
Ҳарчанд нахостӣ ту, хастам.
Бемору шикастадил шудастанд,
Аз қуввати ҳуҷҷати дурустам.
Ҳар сол яке китоби даъват
Б-атрофи ҷаҳон ҳамефиристам,
То донад хасми ман, ки чун ту
Дар дин на заъифу хору сустам.

* * *

Шояд, ки ҳолу кор дигарсон кунам,
Ҳар-ч он беҳ аст, қасд суи он кунам.
Олам ба моҳи найсон хуррам шудаст,
Ман хотир аз тафаккур найсон кунам.
Дар боғу роғи дафтари девони хеш
Аз назму наср сунбулу райҳон кунам.
Мева-в гул аз маъонӣ созам ҳама
В-аз лафзҳои хуб дарахтон кунам.
Чун абр рӯи саҳро бустон кунад,
Ман низ рӯи дафтар бустон кунам.
Дар маҷлиси мунозира бар оқилон
Аз нуктаҳои хуб гулафшон кунам.
Гар бар гулеш гарди хато бигзарад,
Он ҷо зи шарҳи равшан борон кунам.
Қасре кунам қасидаи худро дар ӯ
Аз байтҳош гулшану айвон кунам.
Ҷое дар ӯ чу манзара олӣ кунам,
Ҷое фароху паҳн чу майдон кунам.
Бар даргаҳаш зи нодира баҳри арӯз
Якке амини доно дарбон кунам.
Мафъӯлу фоилоту мафоӣлу фаъ
Бунёди ин муборак бунён кунам.
В-он гаҳ мар-аҳли фазли ақолимро
Дар қасри хеш яксара меҳмон кунам.
То андар ӯ наёяд нодон, ки ман
Хона ҳаме на аз дари нодон кунам.
Хоне ниҳам, ки марди хирадмандро
Аз хӯрданӣ-ш оҷизу ҳайрон кунам.
Андар тани сухан ба мисоли хирад
Маънии хубу нодираро ҷон кунам.
Гар ту надидаӣ зи сухан мардумӣ,
Ман бар сухан-т сурати инсон кунам.
Ӯро зи васфи хубу ҳикоёти хуш
Зулфи хамидаву лаби хандон кунам.
Маънӣ-ш рӯй хуб кунам в-он гаҳе
Андар ниқоби лафзаш пинҳон кунам.

Чун рӯи хеш зӣ сухан орам ба қаҳр,
Пушташ ба пеши хеш чу чавгон кунам.
В-ар хотирам ба ҷое кундӣ кунад,
Ӯро ба дасти фикрат сӯҳон кунам.
Ҷонро чу занги ҷаҳл падид оварад,
Чун оина зи хондани Фурқон кунам.
Душвори ин замонаи бадфеълро
Осон ба зӯҳду тоати Яздон кунам.
Даст аз тамаъ бишӯям пок, он гаҳе
Аз хуфта даст бар сари Кайвон кунам.
Гар дар либоси ҷаҳл дилам хуфта буд,
Акнун аз он либосаш урён кунам.
В-ин ҷисми бефалоҳати осударо
Хезам, ба теғи тоат қурбон кунам.
В-ар айби ман зи хештан омад ҳама,
Аз хештан ба пеши кӣ афғон кунам?
Хезам ба фазлу раҳмати Яздони Ҳақ
Душвори даҳр бар дилам осон кунам.
Андар миёни неку бади хештан
Монандаи забонаи мизон кунам.
Ҳар соате ба хайр дарун порае
Бифзояму зи шарраш нуқсон кунам.
То ғуллу тавқу банд, ки бар ман ниҳод,
Дар дасту пову гардани Шайтон кунам.
Гар дев аз он чи кард, пушаймон нашуд,
Ман нафсро зи карда пушаймон кунам,
Гар нест тоқатам, ки тани хешро
Бар корвони дев Сулаймон кунам.
Он девро, ки дар тану ҷони ман аст,
Боре ба теғи ақл мусулмон кунам.
Аз қавлу феъл зину лагомаш ниҳам,
Афсори ӯ зи ҳикмати Луқмон кунам.
Гар ту нишоти даргаҳи Ҷелон кунӣ,
Ман қасд сӯи даргаҳи раҳмон кунам.
Сӯи далели ҳақ биниҳам рӯи хеш,
То хештан ба сирати Салмон кунам.

Зӣ аҳли байти Аҳмади мурсал шавам,
Танро раҳиву бандаи эшон кунам.
То номи хешро ба ҷалоли имом
Бар номаи маъолӣ унвон кунам.
З-он офтоби илм дили хешро
Равшан ба сони Моҳ ба Сартон кунам.
В-аз баркати мубораки дарёи ӯ
Дилро чу дурҷи гавҳару марҷон кунам.
Эй, он ки гӯиям ба насиҳат ҳаме,
К-ин пираҳан бияфкану фармон кунам.
То сахт, зуд ман чу фалон мар-туро
Дар маҷлиси амири Хуросон кунам.
Андар сарат бухори ҷаҳолат қавист,
Ман дарди ҷаҳлро ба чӣ дармон кунам?
Кай резам обрӯй чу ту бехирад
Бар тамъи он ки тӯбра пурнон кунам?
Туркон раҳиву бандаи ман будаанд,
Ман тан чӣ гуна бандаи туркон кунам?
Эй бад нисиҳате, ки ту кардӣ маро,
То чун фалон хасису чу баҳмон кунам.
Гетӣ-т гурбаест, ки бачча хурад,
Ман гирди ӯ зи баҳри чӣ даврон кунам?
Аз ман хасистар кӣ бувад дар ҷаҳон,
Гар тан ба нон чу гурба гаравгон кунам?
Дину камолу илм куҷо афканам,
То хештан чу ғӯли биёбон кунам?
Аз фазл то чу ғӯл бимонам тиҳӣ,
Пас, ман чӣ гуна хидмати девон кунам?
Ин фахр бас маро, ки ба ҳар ду забон
Ҳикмат ҳаме мураттабу девон кунам.
Ҷонро зи баҳри мидҳати оли расул
Гаҳ Рӯдакиву гоҳе Ҳассон кунам.
Дафтар зи бас нигору зи нақши сухан
Бартар зи Чину Руму Сипоҳон кунам.
В-андар китоб бар сухани мантиқӣ
Чун Офтоби равшан бурҳон кунам.

Бар мушкилоти ақлӣ маҳсусро
Бигмораму шубону нигаҳбон кунам.
«Зоду-л-мусофир» аст яке ганҷи ман,
Наср ончунону назм аз ин сон кунам.
Зиндони мӯъмин аст ҷаҳон, ман чунин
Зеро ҳаме қарор ба Юмгон кунам.
То рӯзи ҳашр оташи сӯзандаро
Бар шиъати Муовия зиндон кунам.

❁ ❁ ❁

Эй ситамгар фалак, эй хоҳари Оҳирман,
Чун нагӯӣ, ки чӣ афтода туро бо ман?
Нарм кардастияму зард чу зардолу,
Қасд кардӣ, ки бихоҳим ҳаме хӯрдан.
Ин ки шуд зарду куҳан, пираҳани ҷон аст,
Пираҳан бошад ҷонрову хирадро тан.
Орият доштам ин аз ту, то якчанд
Пеши ту бифканам ин дошта пироҳан.
Ман зи ҳарби ту чу Оҳирман кай тарсам?
Ки маро тоат теғ асту хирад ҷавшан.
Ман дил аз неъмату иззи ту чу баркандам,
Ту дил аз тоату аз хидмати ман баркан.
Зани ҷодуст ҷаҳон, ман нахарам зарқаш,
Зан бувад он, ки мар-ӯро биферебад зан.
Зарқи он занро бо Бежан нашнудӣ,
Ки чӣ овард дар охир ба сари Бежан?
Ҳамчун Бежан ба сияҳчоҳ дарун монӣ,
Эй писар, гар ту ба дунё биниҳӣ гардан.
Чун ҳаме бар раҳи Бежан равӣ, эй нодон,
Пас, чӣ гӯӣ, ки набоист чунон кардан?
Сӯҳбати ин зани бадгавҳару бадхӯро
Гар биварзӣ, ту наярзӣ ба яке арзан.
Сӯҳбати ӯ махару умр мадеҳ, зеро
Ҷуз, ки нодон нахарад кас ба табар сӯзан.
Тамаъи ҷон-т кунад, гарчи бад-ӯ кобин
Ганҷи Қорун бидиҳӣ ё сипаҳи Қоран.
Мар-маро пурс аз ин зан, ки маро бо ӯ
Шаст ё беш гузаштаст даю баҳман.
Хӯи ӯ ин аст, эй мард, ки доноро
Нафурӯшад ҳама ҷуз макру дурӯғу фан.
Кавдану хору хасис аст ҷаҳону хас,
З-он насозад ҳам ҷуз бо хасу бо кавдан.
Хоса, имрӯз набинӣ, ки ҳама эдун
Бар сари халқ худоӣ кунад Оҳирман.
Ба Хуросон-дар, то фарш бигустардаст,
Гирд кардаст аз ӯ аҳду вафо доман.

Халқро чарх фурӯ бехт, намебинӣ
Хас бимондаст ҳама бар сари парвезан?
Хештан дор, чу аҳвол ҳамебинӣ,
Хира, бе риштаву ҳинҷор макаш ҳанҷан.
З-ин хасон хира чӣ ҷӯӣ, чу ҳамедонӣ,
Ки ба турб-андар ҳаргиз набувад равған.
Ин хасон боди азобанд чу нодонон,
Боди эшон махару бод макун хирман.
Дил ба хира чӣ кунӣ танг, чу огоҳӣ,
Ки ҷаҳон сояи абр асту шаб обистан?
Ин ҷаҳон маъдани ранҷу ғаму торикист,
Нуру шодию беҳӣ нест дар ин маъдан.
Чун тамаъ дорӣ афрӯхтани оташ,
Ба шаб-андар з-он парвонагаки равшан.
Маъдани нур бар ин гунбади пирӯза-ст,
Ки чу боғест пур аз лолаву пурсавсан.
Гар ба шаб бингарӣ андар фалаку олам,
Бар сарат гулшан биниву ту дар гулхан.
Ту мар-ин гулхани беравнақи ториро
Ҷуз ки аз ҷаҳл наянгоштаӣ гулшан.
Маскани шахси ту аст ин фалак, эй мискин,
Ҷон-тро беҳтар аз ин ҳаст яке маскан.
Андар ин ҷои сипанҷӣ чӣ ниҳодӣ дил?
Об кӯбӣ ҳаме, эй беҳуда, дар ҳован.
Кӣ-т бигуфтаст, ки андеша мадор аз ҷон?
Ҳар чӣ ёбӣ, ҳама бар тан-т ҳаме бартан.
Душмани туст тани бадкуниш, эй ғофил,
Ба шабу рӯз мабош эмин аз ин душман.
Ҳама шодию тараб ҷӯяду меҳмонӣ,
Ки биёрандаш аз ин барзану з-он барзан.
Гӯяд аз умру зи шодӣ чӣ бувад хуштар?
Макун андеша зи фардо, бихӯру бишкан.
Лекин ин нест раво, гар ту ҳамехоҳӣ,
Эй тани коҳили беҳосили ҳайклафкан.
Чӣ кунӣ дунё бе дину хирад, зеро
Хуш набошад нон бе зираву овешан.

Марди бедин чу хар аст, ар ту наӣ мардум,
Чу харон бедин шав рӯзу шабон медан.
Харӣ омӯхтат он кас, ки ҳамегуфтат,
Ки ҳамеша шикаму меъда ҳамеоган.
Нек биндеш, ки аз баҳри чӣ овардат,
Он к-ат овард дар ин гунбади беравзан.
Чашму гӯшу сухану ақлу забон додат,
Дар мукофоташ доман ба камар дарзан.
Он кун аз тоату некӣ, ки надорӣ шарм
Чун бибиниш дар он маъдани подошан.
Пеш аз он, к-ат бишавад шахс пароканда,
Тухму бехи баду беҳ баркану бипрокан.
Баски бигзашт ҷаҳон бар тую ҷуз исён,
Сӯи ту н-омаду нагзашт ба пироман.
Аз бади карда пушаймон шаву тоат кун,
Хира бар умри гузашта чӣ кунӣ шеван?
Сухани Ҳуҷҷат бишнав, ки ҳамебофад
Нарму боқимату некӯ чу хаззи адкан,
Сухани ҳикмативу хуб чунин бояд,
Саъбу боиставу дарбофта чун оҳан.

* * *

Чаро хомӯш бошӣ, эй сухандон?
Чаро дар назм н-орӣ дурру марҷон?
Агар бар маркаби ҳикмат саворӣ,
Чаро н-ойӣ суи майдони мардон?
Ҷаҳонро дидаиву озмудӣ,
Шунидӣ гуфтаи тозию деҳқон.
Ба илми ҳандаса сар баркашидӣ
Ба Синду Ҳинду атрофи Хуросон.
Ба ҳангоми шуморат олами кавн
Ба зери фикр ҳамчун як сипандон.
Ба шарқу ғарб аз аҳли ин саноат
Гуво дорӣ бар ин даъво фаровон.
Кунун шодӣ, ки монӣ мардумонро,
Кунун бояд, ки фахр орӣ бар ақрон,
Ки кард аз хотири хоҷай Муайяд
Дари ҳикмат кушода бар ту Яздон.
Касеро, к-аш ба шогирдӣ нашояд,
Ба шогирдӣ нашоянд устодон.
Ҳар он, к-ӯро бибинад рӯзи маҷлис,
Бибинад ақлро сар дар гиребон.
Шаби ман рӯзи рахшон кард хоҷа
Ба бурҳонҳои чун Хуршед рахшон.
Суи ман хор шуд марги табиӣ
Аз он пас, к-ам чашонид оби ҳайвон.
Зи гӯшай манзари ӯ бингаридам,
Ба зери хеш дидам чархи гардон.
Маро бинмуд ҳозир ҳар ду олам
Ба як ҷо дар танам пайдову пинҳон.
Ба як ҷо Молику Ризвон бидидам,
Нишаста дар барам Фирдавсу Ризвон.
Маро гуфто, ки ман шогирди ӯям,
Ишорат кард он гаҳ сӯи Ризвон.
Бидидам ҳашт дар як ҷо бибаста,
Кушода ҳафт дар бар якдигаршон.

Зи ҳар дар, к-андар ӯ хоҳӣ шуд аввал,
Маро гуфто, к-аз ӯ бояд-т фармон.
Бипурсидам зи хоҷа шарҳи ин ҳол,
Сари қисса маро бинмуд поён.
Маро гуфт: «Ин Худованди замон аст,
Ки бигзидаш Худой аз инсу аз ҷон».
Ба зери пой фармон биспарам ман
Аз ин пурнур ишорат авҷи Кайвон.
Ҳаме то зиндаам, тавфиқ хоҳам
Ба мадҳи беҳтарин инсон зи Яздон.
Ба мадҳи гавҳари тоҷи рисолат,
Ба мадҳи мафхари ҷинниву инсон.
Халоиқ хоку ӯ абри баҳорӣ,
Замоир чун шаб, ӯ Хуршеди рахшон.
Ба боғи дин аз ӯ савсан шукуфта,
Зи бун барканда бехи хори исён.
Зи фиръавнону ҷабборони гетӣ
Куҷо ҳастанд дар ободу вайрон?
Ба ҷабҳат барниҳода доғи ӯ ин,
Ба гардан дарфиганда тавқи ӯ он.
Миёни олами улвию сифлӣ
Биистодан на коре ҳаст осон.
Ба феъл овардан аз қувват хирадро
Ба Аҳмад дод фармон фарди раҳмон.
Ба ёрӣ хост бар ҳамли нубувват
Алиро саййиди содоти ду-ҷҳон.
Алию Мустафоро гар надонӣ,
Ҳадиси Одаму Ҳавво фурӯ хон.
Аз ин ду насли боқиро сабаб дон,
Чунон ки насли фониро аз эшон.
Бад-ин суннат куҷо Нӯҳи паямбар
Ба тӯфон кин кашид аз аҳли куфрон.
Алӣ бар ҷони ҷабборони олам
Биборид аз сари самсом тӯфон.
Чунин хондам, ки пеши пури Озар
Аз оташ наргису гул русту райҳон.

Ба таъвили Алӣ аз оташи ҷаҳл
Нигаҳ кун руста дар дилҳо гулистон.
Ҷуз ӯ донӣ киро Ҳоруни уммат
Чу бошад Мустафо фарзанди Имрон.
Агар Ҳорун зи Мӯсо тарҷумон буд,
Ки Ҳуҷҷат гуфт бар Фиръавну Ҳомон.
Алиро тарҷумони ваҳй пиндор,
Ҳам он маънӣ, ҳам ин маънӣ дар ӯ дон.
В-агар бурҳони Мӯсо он шуморӣ,
Ки чӯби хушк суъбон кард ҷунбон.
Касе, к-аъдои динро теғи тезаш
Биявборид ӯро, гӯй суъбон,
В-агар Исии Марям боздодӣ,
Ба афсуне ба беҷон колбад ҷон.
Бад-ин зинда басе шуд мурда, зеро
Ки доно зиндаву мурдаст нодон.
Зи бими теғи ӯ гаштӣ ба ҳайҷо
Замир андар дили бадхоҳ пайкон.
Биёғорад ба хун паҳлӯи моҳӣ,
Биянборад ба гард афлоки аркон.
Ҳаво бинӣ ҳама арвоҳи бетан,
Замин бинӣ ҳама аҷсоми беҷон.
Наҷунбад бар замин ҷуз теғи сабза,
Наборад абр ҷуз пӯлоди борон.
Зи бас аълому найза марди ҷангӣ
Чунон бӯяд, ки ҳастӣ дар гулистон.
Камонҳо дар кафи мардон бинолад,
Чу ҷони ошиқ аз ҳиҷрони ҷонон.
Рухи ҷангӣ сиёҳ аз гарди тира,
Дили бедил ба сони беди ларзон.
Ба пеши ҳамлаи Ҳайдар чунин рӯз
Табархун ранг будӣ хоки майдон.
Зи бими Зулфиқори шерхораш
Ба хандақ шуд замин ҳамранги марҷон.
Киро каррор хонд Аҳмад, ҷуз-ӯро,
Ту низаш хон, агар ҳастӣ мусулмон.

Пас, аз хутбай Ғадири Хум шунидӣ,
Алӣ ӯро валӣ бошад ба паймон.
Чунин будаст паймони паямбар,
Дар он маъдан, ки минбар кард полон.
Агар дини худовандон гирифтӣ,
Биёр аз анфусу офоқ бурҳон.
Агар пазруфтаӣ з-Аҳмад васият,
Намонӣ, чун гуво хоҳанд ҳайрон.
В-агар аз ухвати Шайтон чу беҳмон
Маро бигзору бо беҳмон ту мемон.
Нашояд хом хӯрдан пеши оташ,
Чаро бошӣ ба шатти Нил атшон?
Бихондӣ қиссаи Ҳоруту Морут,
Ҳадиси Ҳотаму деву Сулаймон.
Ба чашми ҳақ ту бингар суи ботил,
Машав ғарра ба мулку тахти Шайтон.
Ҳисоре дод Яздон бандагонро,
Ки Шайтонро бад-ӯ-дар нест султон.
Зи ғуфрони Худой ӯро иморат,
Зи девон Ҷабраил ӯро нигаҳбон.
Ҳисоре, к-андар ӯ изз асту роҳат,
Зи берунаш ҳама нафрину хазлон.
Худованди ҳисор он кас, ки Эзид
Зи баҳри ӯ фиканд офоқу аркон.
Зи атраш тоза гашта дину дунё,
Ба сони бӯстон аз қатра найсон.
Сахову илму ҳилму хулқи некӯ,
Атову фазлу аслу адлу эҳсон.
Ба пешаш бандагонро бандагонанд,
Бигӯяд мадҳи ӯ доно аз ин сон.
Ҷаҳонро ҷон худованди замон аст,
Ба ҷон барпой кардаст Эзид абдон.
Хуҷаста Муштарӣ чун рӯи вай дид,
Саховатро макон шуд, саъдро кон.
Ду чиз аз дасти ӯ шоданду ғамгин,
Ба рӯзи бахшишу ҳангоми ҷавлон:

Сари теғаш чу хандон лаъли хандон,
Рухи душман чу ғамгин зору гирён.
Ҳаме то абри наврӯзӣ бишӯяд,
Ба лӯълуи хушоб атрофи бустон.
Саҳаргоҳон бинолад мурғ бар гул
Чу ҷони ошиқон аз дарди ҳиҷрон:
«Бар афлоку замону халқи олам
Худованди замонро бод фармон!»

❁ ❁ ❁

Эй шуда машғул ба кори ҷаҳон,
Ғарра чарой ба ҷаҳони ҷаҳон?
Пайки ҷаҳонӣ ту, бияндеш нек,
Сухра гирифтаст туро ин ҷаҳон.
Аз паси хешат бидавонад ҳаме,
Гаҳ суи Наврӯзу гаҳе зӣ хазон.
Гар ту на девӣ, ба ҳама умри хеш
Аз паси ин дев чарой давон?
Пеши ту-дар меравад ӯ кинавар,
Ту зи паси ӯ чӣ давӣ шодмон?
Ҳеч натарсӣ, ки туро ин наҳанг
Ногаҳ як рӯз кашад дар даҳон?
Гар-т ба мағз-андар ҳуш асту рой
Рӯй бигардон зи дурӯғи замон.
Озат ҳар рӯз ба фардо диҳад,
Ваъдаи чизе, ки набошад чунон.
Пир шудат бар ғаму сахтию ранҷ,
Бар тамаъи роҳат шахси ҷавон.
Бар ту ба уммеди беҳӣ рӯз-рӯз
Чарху замон мешумарад солиён.
Душмани туст, эй писар, ин рӯзгор,
Нест ба ту дар тамаъаш ҷуз ба ҷон.
Каждум дорад басе аз баҳри ту
Карда ниҳон зери хазу парниён.
Эй шуда ғарра ба ҷаҳон, зинҳор,
К-эмин биншинӣ аз ин баднишон.
Ту ба дари ӯ шуда зинҳорхоҳ,
Дашна ҳамемоладат ӯ бар фасон.
Чун ту басе хӯрдаст ин аждаҳо,
Ҳон, ба ҳазар бош зи дандон-ш, ҳон!
Номаи шоҳони Аҷам пеш хоҳ
Як раҳу бар худ ба тааммул бихон.
Ку-т Фаридуну куҷо Кайқубод?
Ку-т хуҷаста алами ковиён?
Соми Наримон куву Рустам куҷост,
Пешрави лашкари Мозандарон?

Бобаки Сосон куву ку Ардашер,
Ку-ст? На Баҳрому на Нӯшервон!
Ин ҳама бо хайлу ҳашам рафтаанд,
На рама мондаст кунун, на шубон.
Раҳгузар аст ин, на сарои қарор,
Дил манеҳ ин ҷову маранҷон равон.
Эзид зӣ хеш ҳамехонадат,
Эй шуда фитна ба замину замон!
Чанд чапу рост битобӣ зи роҳ,
Чун наравӣ рост дар ин корвон?
Чанд рабудию рабоӣ ҳанӯз
Тӯша дар ин раҳ зи фалону фалон?
Бок надорӣ, ки дар ин раҳ ба зарқ
Каҳ бифурӯшӣ бадали заъфарон.
Фардо з-ин хоб чу огаҳ шавӣ,
Суд надорад-т хурӯшу фиғон.
Чунки наяндешӣ аз он рӯзи ҷамъ,
К-он ҷо бошанд кеҳону меҳон?
Он ҷо он рӯз нагирад-т даст,
На писару на падари меҳрубон.
Зери гуноҳони гарону вабол
Суст шудат гардану пушту миён.
Хира чӣ гӯӣ ту, ки бодест ин
Дар шикаму пушту миёнам равон?
Нест маро вакти заъифӣ ҳанӯз,
Бишканад инро шакару бодиён.
Рӯй нахоҳӣ, ки ба қибла кунӣ,
То-т нахобанд чу тахтаситон.
Ҷуз ба гаҳи бозпасин дам задан
Аз ту наҷунбад ба шаҳодат забон.
Чунки ба парҳезу ба тавба сабук
Нафканӣ аз гардан бори гарон.
То ту яке хонаи нав сохтӣ,
Яксара ҳамсоя-т бе хонумон.
Дар сипаҳи ҷаҳл басе тохтӣ,
Акнун якчанд гарон кун инон.

Дев қарини ту чаро гашт, агар
Дил ба гумон нест туро дар Қурон.
Гар ба гумонӣ зи Қурони карим,
Худ бибарӣ кайфар аз ин бад гумон.
Суд надорад-т пушаймон шудан,
Худ шавад он рӯз гумонат аён.
Ҷони ту аз баҳри ибодат шудаст
Баста дар ин хонаи пурустухон.
Кони ту аст ин тану тоат гуҳар,
Гавҳар берун кун аз ин тира кон.
Ҷон-т савор асту танат аспи ӯ,
Ҷуз ба суи хайру салоҳаш марон.
Худ сипаси орзуи тан марав,
Чун хуруси бад зи паси мокиён.
Гетӣ дарёву танат киштӣ аст,
Умри ту бод асту ту бозоргон.
Ин ҳама моя-ст, ки гуфтам туро,
Моя ба бод аз чӣ диҳӣ ройгон?
Эй писари Хусрав, ҳикмат бигӯй,
То-т бувад тоқату тӯшу тавон.
Эй, ба Хуросон-дар симурғвор
Номи ту пайдову тани ту ниҳон.
Дар сипаҳи илми ҳақиқат туро
Тир калом асту забонат камон
Рӯзу шаб аз баҳри сухан ҳамчунин
Дурр ҳамеҷӯю ҳаме барфишон.
То зи ту мерос бимонад сухан,
Чун биравӣ зӣ сафари ҷовидон,
Хезу ба фармони имоми ҷаҳон
Баркаш дар баҳри сухан бодбон.

❂ ❂ ❂

Савори суханро замир аст майдон,
Савораш чӣ чиз аст? – Ҷони сухандон.
Хирадро инон созу андешаро зин,
Бар аспи забон андар ин паҳнмайдон.
Ба майдони хеш-андар аспи суханро
Агар хубу чобуксаворӣ, бигардон.
Ба майдони танг-андарун аспи курра
Нигар, то натозӣ ба пеши саворон.
Саворони тозандаро нек бингар,
Дар ин паҳнмайдон зи тозию деҳқон.
Араб бар раҳи шеър дорад саворӣ,
Пизишкӣ гузиданд мардони Юнон.
Раҳи ҳиндувон сӯи найрангу афсун,
Раҳи румиён зӣ ҳисоб асту алҳон.
Мусаххар нигор аст мар-чиниёнро,
Чу бағдодиёнро саноати алвон.
Яке бозҷӯяд ниҳуфта зи пайдо,
Яке боздонад гаронро зи арзон.
Талаб кардани ҷову тадбири маскан
Тарозидани обу тақдири бунён.
Дар ин ҳар тариқе, ки бар ту шумурдам,
Саворон ҷалданду мардон фаровон.
Кӣ донист аз аввал чӣ гӯӣ, ки эдун
Замонро бипаймуд шояд ба пингон?
Кӣ донист, к-аз нури Хуршед гирад
Ҳаме равшанӣ Моҳу Бирҷису Кайвон?
Кӣ донист, к-андар ҳаво бе сутуне
Ситодаст дарёву кӯҳу биёбон?
Кӣ донист чандин Заминро масоҳат,
Саду шаст чанд ӯст Хуршеди тобон?
Кӣ кард аввал оҳангарӣ, чун набудаст
Аз аввал на анбур, на хоиску сандон?
Кӣ донист, к-ин талху нохуш ҳалила
Ҳарорат биронад зи таркиби инсон?
Кӣ фармуд аз аввал, ки дарди шикамро
Пуруз бояд аз Чину аз Рум волон.

Кӣ буд он, ки ӯ сохт шангарфи румӣ
Зи гӯгирди сурху зи симоби ларзон?
Кӣ донист, к-афзун шавад рӯшноӣ,
Ба чашм-андар аз санги кӯҳи Сипоҳон?
Кӣ буд он, ки бар сим фазл ӯ ниҳодаст
Мар-ин зарр конро чунин гирди кайҳон?
Кӣ буд он, ки камтар ба гуфтори ӯ шуд
Ақиқи ямонӣ зи лаъли Бадахшон?
Агар ҷонвар к-он азиз аст бар мо,
Ки бисёрнафъ аст моро зи ҳайвон.
Ҳаме хештанро набинем нафъе
На дар симу зарру на дар дурру марҷон.
Дар инҳо ба чашми дилат жарф бингар,
Ки инро ба чашми сарат дид натвон.
Ба дармони чашми сар-андар бимондӣ,
Бикун чашми дилро яке низ дармон.
Зи чашми сарат гар ниҳон аст чизе,
Намонад зи чашми дил он чиз пинҳон.
Ниҳон нест чизе зи чашми сару дил,
Магар кирдгори ҷаҳон фарду субҳон.
Хирад ҳадяи ӯст моро, ки дар мо
Ба фармони ӯ шуд хирад ҷуфт бо ҷон.
Хирад гавҳар асту дилу ҷон-ш кон аст,
Бале, мар-хирадро дилу ҷон сазад кон.
Хирад кимиёи салоҳ асту неъмат,
Хирад маъдани хайру адл асту эҳсон.
Ба фармон касеро шавад некбахтӣ
Ба ду-ҷҳон, ки бошад хирадро ба фармон.
Нигаҳбони тан ҷони пок аст, лекин
Дилатро хирад кард бар ҷон нигаҳбон.
Ба зиндони дунё-дарун аст ҷонат,
Хирад хоҳадаш кард берун зи зиндон.
Хирад сӯи инсон расули ниҳонист,
Ки дар дил нишаста ба фармони Яздон.
Ҳамегӯяд андар ниҳон ҳар касеро,
Ки он инчунин асту ин нест чун он.

Аз оғоз чун буд таркиби олам,
Чӣ чиз аст берун аз ин чархи гардон?
Агар гирди ин чархи гардон ту пӯӣ,
Тиҳӣ ҷойгоҳест бе ҳадду сомон.
Чӣ гӯӣ дар он ҷои гарданда гардун,
Равон аст ё истодаст аз ин сон?
Худои ҷаҳон он, ки нобуда донад
Худованди ин олам ободу вайрон.
Чаро офарид ин ҷаҳонро, чу донист,
Ки кам буд хоҳад зи кофир мусулмон?
Хирад, к-ӯ расули Худой аст зӣ ту,
Чӣ хондаст бар ту аз ин боб, бархон.
Аз ин дар ба бурҳон сухан гӯй бо ман,
Нахоҳам, ки гӯӣ: «Фалон гуфту беҳмон».
Гар ин илмҳоро бидонанд қавме,
Ту низ, эй писар, мардумӣ ҳамчу эшон
Биёмӯз, агарчанд душворат ояд,
Ки душвор аз омӯхтан гардад осон.
Биёмӯз аз он, к-аш биёмӯхт Эзид,
Сар аз гарди ғафлат ба дониш бияфшон.
Биёмӯз, то ҳамчу Салмон бибошӣ,
Ки Салмон аз омӯхтан гашт Салмон.
Зи бурҳону ҳуҷҷат сипар созу ҷавшан,
Ба майдони мардон бурун м-ой урён.
Ба майдони ҳикмат бар аспи фасоҳат
Макун ҷуз ба танзилу таъвил ҷавлон.
Мадад ёбӣ аз нафси куллӣ ба ҳуҷҷат,
Чу ҷӯӣ ба дил нусрати аҳли имон.
Набинӣ, ки пӯлодро чун бибуррад,
Чу санъат пазирад зи ҳаддод сӯҳон?
Туро нафси куллӣ, чу бишносӣ ӯро
Нигаҳ дорад аз ҷаҳлу исёну нисён.
Бар он сон, ки рангин гулу ёсаминро
Нишондаст деҳқон-ш бар тарфи бустон.
Гул аз нафси кул ёфтаст он иноят,
Ки ту хушманиш гаштаӣ з-ону шодон.

Зару симу гавҳар шуд аркони олам,
Чу пайваста шуд нафси куллӣ ба аркон.
Агар ҷон набудӣ ба симу зар-андар,
Ба сад ман дирам кас надодӣ яке нон.
В-агар ҷон набудӣ ба симу зар-андар,
Бад-ӯ ҷони ту чун шудӣ шоду хандон?
Ба нармӣ зафар ҷӯй бар хасми ҷоҳил,
Ки кухро ба нармӣ кунад паст борон.
Сухан чун ҳакимон накӯ гӯю кӯтаҳ,
Ки Саҳбон ба кӯтаҳ сухан гашт Саҳбон.
Набинӣ, ки бидрид сад ман зиреҳро,
Бад-он кӯтаҳӣ як дирамсанг пайкон?
Хирадро ба имону ҳикмат бипарвар,
Ки фарзанди худро чунин гуфт Луқмон.
Чу ҷонат қавӣ шуд ба имону ҳикмат,
Биёмӯзӣ он гаҳ забонҳои мурғон.
Бигӯянд бо ту ҳамон мӯру мурғон,
Ки гуфтанд аз ин пештар бо Сулаймон.
Дар ин қуббаи гавҳари номураккаб
Зи баҳри чӣ кардаст Яздон-т меҳмон?
Туро бар дигар зиндагони заминӣ,
Чӣ гӯӣ, зи баҳри чӣ додаст султон?
Ҳакимо, зи баҳри ту шуд дар табоеъ,
Ҷавоҳир на аз баҳри эшон парешон.
Зи баҳри ту шуд мушку кофуру анбар
Сияҳхок дар зери зангорӣ айвон.
Туро бар ҷаҳоне ҷуз ин, пураҷоиб,
Ки пайдост ин ҷо, далел асту бурҳон.
Ҷаҳонест он поку пурнуру роҳат,
Тамому муҳайёву беайбу нуқсон.
Асарҳои он олам аст ин, к-аз ӯйӣ
Дар ин танг зиндон ту шодону хандон.
Агар нестӣ он ҷаҳон, хоки тира
Шакар кай шудӣ ҳаргизу анбару бон.
Ба уммеди он олам аст, эй бародар,
Шабу рӯз бехобу борӯза руҳбон.

Макони наим асту ҷои саломат,
Чунин гуфт Яздон, фурӯ хон зи Фурқон.
Гар онро набинӣ ҳаме, ҳамчу ома
Сазои фасору навориву полон.
Нигар, то-т нафребад ин деви дунё,
Ҳазар дор аз ин дев, ҳон, эй писар, ҳон!
Аз ин дев таъвиз кун хештанро
Суханҳои соҳибҷазирай Хуросон.
Чунин чанд гардӣ дар ин гӯйи гардон,
К-аз ин гӯйи гардон шудат пушт чавгон?
Ба чанголу дандон ҷаҳонро гирифтӣ,
Валекин шудат кунд чанголу дандон.
Кунун з-он чи кардию хӯрдӣ ба тавба,
Ҳамекун ситиғфору мехур пушаймон.
Аз ин чоҳ баршав ба савлони дониш,
Ба як сӯ шав аз ҷӯю аз ҷарри исён.

❁ ❁ ❁

Кӣ пурсад з-ин ғариби хори маҳзун,
Хуросонро, ки бе ман ҳоли ту чун?
Ҳам эдунӣ, чу ман дидам ба Наврӯз,
Хабар бифрист, агар ҳастӣ ҳам эдун?
Дарахтонат ҳамепӯшанд мубрам,
Ҳамебанданд дастори табархун?
Ниқоби чиниву румӣ ба найсон,
Ҳамебандад сабо бар рӯи ҳомун?
Нисор орад арӯсонро ба бустон
Зи гавҳарҳои алвон моҳи конун?
Ҳамесозанд тоҷи фарқи наргис
Ба заррин ҳуққаву лӯълӯи макнун?
Гар эдуниву эдун аст ҳолат,
Шабат хуш боду рӯзат неку маймун!
Маро боре дигаргун аст аҳвол,
Агар ту нестӣ бе ман дигаргун.
Маро бар сар амомай ҳаззи адкан
Бизад дасти замон хуш-хуш ба собун.
Маро ранги табархун даҳри ҷофӣ
Бишуст аз рӯйбандам б-оби зарюн.
Зи ҷаври даҳр «алиф» чун «нун» шудастам,
Зи ҷаври даҳр «алиф» чун «нун» шавад «нун»,
Маро дунон зи хонумон биронданд,
Гурӯҳе аз намози хеш соҳун.
Хуросон ҷои дунон гашт, гунҷад
Ба як хона-дарун озода бо дун?
Надонад ҳолу кори ман ҷуз он кас,
Ки дунонаш кунанд аз хона берун.
Ҳамоно хашми Эзид бар Хуросон
Бар ин дунон бибаридаст гардун,
Ки авбоше ҳаме бехону бемон
Дар ӯ имрӯз хон гаштанду хотун.
Бар он турбат, ки борад хашми Эзид,
Бало рӯяд набот аз хоки маснун.
Бало рӯяд набот андар замине,
Ки аҳлаш қавми Ҳомонанду Қорун.

Наботи пурбало ғуз асту қипчоқ,
Ки рустастанд бар атрофи Ҷайҳун.
Шабехуни Худой аст ин бар эшон,
Чунин шояд, бале, з-Эзад шабехун.
На з-эшон макри ӯро кас бибинад,
Чӣ бинад макри ӯро масту маҷнун?
Ба макру ғадр мирад, ҳар кӣ дилро
Ба макру ғадр дорад карда маъҷун.
Ҳамехонанд бар минбар зи мастӣ
Хатибон офарин бар деви малъун.
Қазо он ёбад аз мири Хуросон,
Ки хотун з-ӯ фузунтар ёбад акнун.
Чу боз аз дар дарояд адл, чун мурғ
Ҳамон соат бурун паррад зи парҳун.
Кунад мубтал муҳиққеро ба қавле
Ривоят карда Ҳаммод аз Фариғун.
Чӣ ҳол аст ин, ки мадҳушанд яксар,
Ки пиндорӣ, ки хӯрдастанд ҳапюн.
Азеро душманий Ҳоруни уммат
Сириштаст андар эшон деви ворун.
Сазад, гар з-абр аз ин шумӣ бар эшон
Ба ҷои қатри борон хун чакад, хун.
Ба дунё динфурӯшонанд эшон,
Ба дӯзах-дар ҳамебарранд оҳун.
Газидай морро афсун падид аст,
Газидай ҷаҳлро кӣ ш-носад афсун?
Маро бар дӯстий оли паямбар
Наёяд кам ҳасуду душман акнун.
Чу бархонанд ашъорам мунаққаш,
Ба маъниҳо чу Сақлотуни мадҳун.
Касе, к-андуҳ барад аз нури Хуршед,
Бувад мағбун ба умри хешу маҳзун.
Ту, эй ҷоҳил, бирав бо оли Ҳомон,
Маро бигзор бо авлоди Ҳорун.
Биҳишти кофиру зиндони мӯъмин
Ҷаҳон аст, эй ба дунё гашта мафтун.

Азеро ту ба Балхи чун биҳиштӣ
В-аз инам ман ба Юмгон монда масҷун.
Ту аз ҷаҳлӣ ба мулк-андар чу Фиръавн,
Ман аз илмам ба сиҷн-андар чу Зуннун.
Зи таснифоти ман «Зоду-л-мусофир»,
Ки маъқулотро асл асту қонун,
Агар бар хоки Афлотун бихонанд,
Сано хонад маро хоки Фалотун.
В-агар дидӣ маро, оҷиз нагаштӣ
Дар Уқлидус ба панҷум шакли Маъмун.
Маро гар мулки Маъмун нест, шояд,
Ки афзунам зи Маъмун ҳаст маъзун.
Ба оли Мустафо дар олами нутқ
Фаридунам, Фаридунам, Фаридун.

❁ ❁ ❁

Дер бимондам дар ин сарои куҳан ман,
То куҳанам кард сӯҳбати даю баҳман.
Хаста аз онам, ки шаст сол фузун аст,
То ба шабонрӯзҳо ҳаме биравам ман.
Эй ба шабон хуфта, зан мабар, ки биёсуд,
Гар ту биёсудӣ ин замона зи гаштан.
Хештани хешро раванда гумон бар,
Ҳеч нишаста, на низ хуфта мабар зан.
Гаштани чарху замона ҷонваронро
Ҷумла кашандаст рӯзу шаб суи гаштан.
Эй бихрад, бо ҷаҳон макун ситаду дод,
К-ӯ бистонад зи ту каланд ба сӯзан.
Ҷустам ман сӯҳбаташ, валекин аз ин кор
Суд надидам аз он, ки суда шудам тан.
Гар ту нахоҳӣ, ки зери пой бисояд-т,
Даст набояд-т бо замона пасудан.
Навшудаи навшуда куҳан шавад охир,
Гарчи ба ҷон кӯҳи Қоранӣ, ба тан оҳан.
Гар-т ҷаҳон дӯст аст, душмани хешӣ,
Душмани ту дӯст аст, дӯсти ту душман.
Гар битавонӣ зи дӯстии ҷаҳон раст,
Бингар, к-аз хештан тавонӣ растан.
Вой бар он, к-ӯ зи хештан набарояд,
Сӯхта бодаш ба ҳар ду олам хирман.
Дӯстии ин ҷаҳон нуҳунбуни дилхост,
Аз дили худ бифкан ин сиёҳ нуҳунбан.
Маскани ту оламест равшану боқӣ,
Нест туро олами фурудин маскан.
Шамъи хирад барфурӯз дар дилу биштоб
Бо дили равшан ба сӯи олами равшан.
Чун ба дил-андар чароғ хоҳӣ афрӯхт,
Илму амал боядат фатилаву равған.
Дар раҳи уқбо ба пой рафт набояд,
Балки ба ҷону ба ақл бояд рафтан.
Хуфта марав низ беш аз ину чу мардон
Доман бо остин-т баркашу барзан.

Тӯшаи ту илму тоат аст дар ин роҳ,
Суфраи дилро бад-ин ду тӯша биёган.
Он хурӣ он ҷо, ки бо ту бошад аз эдар,
Ҷои ситам нест ону гурбузиву фан.
Гар натавонӣ чу гов хӯрд хасу хор,
Тухми хасу хор дар замин мапарокан.
Бор гарон бинамат ба тавбаву тоат,
Бор бияфкан, амал дароз маяфкан.
Кардаст Эзид залефанат ба Қурон-дар
Узр бияфтод аз он ки кард залефан.
Ҷумла рафиқон-т рафтанду ту нодон
Паст нишастастиву канор пурарзан.
Гӯӣ: «Беҳмон зи ман меҳ асту намурдаст».
Об ҳамекӯбӣ, эй рафиқ, ба ҳован.
То ту бад-ин барзанӣ, нигоҳ кун, эй пир,
Чанд ҷавонон бурун шуданд зи барзан.
Рост наёяд қиёси халқ дар ин боб,
Захми фалакро на миғфар асту на ҷавшан.
Гар ба қиёси ману ту будӣ мутриб,
Зинда намондӣ ба гетӣ аз паси муъзан.
Илми аҷалҳо ба ҳеч халқ надодаст
Эзиди донои додгустари зулман.
Халқ ҳама яксара ниҳоли Худоянд,
Ҳеч на баркан ту з-ин ниҳолу на бишкан.
Дасти Худованди боғу халқ дароз аст
Бар хасаку хор ҳамчу бар гулу савсан.
Хуни баноҳақ ниҳол кандани ӯяст,
Дил зи ниҳоли Худой кандан баркан.
Гар написандӣ, ки ҳам хун-т бирезанд,
Хуни дигар кас чаро кунӣ ту ба гардан?
Гар-т таб ояд яке зи бими ҳарорат,
Ҷустан гирӣ гулобу шаккару чандан.
В-он гаҳ н-андешӣ эч гоҳи маъосӣ
З-оташи дӯзах, ки несташ дару равзан.
Шуд гули рӯят чу коҳу ту ба ҳарисӣ,
Рост ҳамекун нигорхонаву гулшан.

Рост чӣ гуна шавад-т кор, чу гардун
Рост ниҳодаст бар ту санги фалохан.
Дом ба роҳат пур аст, шав ту чу оҳу
З-он суву з-ин сӯ гиё ҳамехӯру медан.
Рӯй макун сӯи мазгит эчу ҳамерав
Рӯзе даҳ раҳ данон-данон ба суи дан.
Димна ба кор андар асту гов на огоҳ,
Ҷуз ки туро ин масал нашояд гуфтан.
Гав набувад он, ки дан парастад ҳаргиз,
Дан кӣ парастад? Магар ки ҷоҳилу кавдан.
Гулшани ақл аст мағзи ту макун, эй пур,
Гулшани ӯро ба дуди хамр чу гулхан.
Маъдани илм аст дил, чаро бинишондӣ,
Ҷавру ҷафоро дар ин муборак маъдан?
Чун набувад дил-т нарм, суд надорад
Бо дили чун санг пираҳан хази адкан.
Ҷаҳлатро дур кун зи ғафлат, азеро-к
Сур набошад накӯ ба барзан шеван.
Баррас некӯ ба шеъри ҳикмати Ҳуҷҷат,
З-он ки баланду қавист чун куҳи Қоран.
Хуб суханҳошро ба сӯзани фикрат
Бар дилу ҷони латифи хеш биёжан.

❁ ❁ ❁

То кай кунӣ гила, ки на хуб аст кори ман
В-аз тирамоҳ тиратар омад баҳори ман?
Чун бингарӣ, ки шаст бидодӣ ба тамъи шаш,
Навҳа кунӣ, ки вои гули ман зи хори ман.
Чун ман зи баҳри мол диҳам рӯзгори хеш,
Ояд ба мол боз ба ман рӯзгори ман.
Ҳаргиз наёмадасту наёяд гузашта боз,
Бар қавли ман гуво бас перору пори ман.
Дар ман нигар, ки ман-т басам равшан ойина,
Яксар нигори хеш бибин дар нигори ман.
Ғарра машав ба оразӣ анбарнаботи хеш
В-андарнигар ба оразӣ кофурбори ман.
Мӯям чунин сапед зи гарди сипоҳ шуд,
К-омад сипоҳи даҳр суи корзори ман.
Ҷонам ба ҷанги даҳр хирад чун ҳисор кард,
Ёрад ҳагирз даҳр зафар бар ҳисори ман?
Андар ҳисори ман нарасад дасти рӯзгор,
Чашми замона хира шуд андар ғубори ман.
Кардам канора аз тарабу бенасиб монд
Ин садҳазорсола арӯс аз канори ман.
Он ғамгусори дина маро ғамфизой гашт
В-он ғамфизой гашта кунун ғамгусори ман.
Озод шуд зи бори ҳама халқ гарданам,
Имрӯз чун зи халқ бияфтод бори ман.
Доно маро биҷусту ман ӯро бихостам,
Ман хостори ӯ шудам, ӯ хостори ман.
Роз ошкора карду дили ман шикор кард,
То ошкори аҳли хирад шуд шикори ман.
Сӯи қавӣ ниҳони ман аз чашми дил нигар,
Ғарра машав ба пушти заифу низори ман.
Гар зӣ фалак барорад сар нори хотирам,
Хуршед нури хеш бисӯзад ба нори ман.
Тира-ст Зӯҳра пеши замири мунири ман,
Хор аст Тир зӣ қалами тирахори ман.
Аз ман нисор шукру ҷавоби муфассал аст,
Онро, ки аз суол тирозад нисори ман.

Чун ман гираҳ занам ба сухан, бар куҷо ниҳад
Суқрот даст бар гираҳи устувори ман?
В-он бандҳо, ки баст Фалотун ба пеши ман,
Хуҳл асту суст пеши кеҳин пешкори ман.
Ин пойгаҳ маро зи беҳини халоиқ аст,
Ин пойгаҳ надошт кас андар табори ман.
Бар чархи Моҳ рафтам аз ин чоҳи жарфи зишт,
Ҳаргиз касе надида аҷабтар зи кори ман.
Хурмобуне бидидам, шохаш бар осмон,
Бар вай нисор карда хирад кирдгори ман.
Бо биму бо умед ба сахтӣ зӣ ӯ шудам,
З-ӯ бахтёр гаштаму шуд бахт ёри ман,
Гуфтам: «Ба роҳи ҷаҳл ҳаме тӯша боядам».
Гуфто: «Туро бас аст яке шохсори ман».
Ҷунбид нарм-нарму биборид бар дилам
Боре, к-аз ӯ рамида нашуд кору бори ман.
Бебар чанор будаму хурмобуне шудам,
Хурмост бори банда кунун бар чанори ман.
То бори он дарахти муборак бихӯрдаам,
Гаштаст барқарор дили беқарори ман.
Гар тухму бори ман набуридӣ ба рағми дев,
Хурмоситон шудастӣ яксар диёри ман.
Фарзанди девро рутабам захри мор гашт,
Ман захри мори ӯ шудам, ӯ заҳри мори ман.
Ин турфатар, ки рӯзу шабон ме талаб кунам
Ман зиндагии эшон в-эшон димори ман.
Эй одамӣ ба сурати ҷисму ба дил сутур,
Бар гардани ту юғи ман асту сипори ман.
Ман марди Зулфиқораму ту марди дирраӣ,
Дирра куҷо бас ояд бо Зулфиқори ман.
Зӣ Зулфиқорам омад сесад ҳазори ту,
Зӣ дирра н-омадаст яке аз ҳазори ман.
Ифрит дӯстори туву дастёри туст,
Ҷабрил дастёри ману дӯстдори ман.
Ту асби бефасору фасор аст аҳди ман,
Қимат фазоядат, чу биёбӣ фасори ман.

Бе зебу зинат аст ҳар он гӯшу гардане,
К-ӯ нест зери тавқи ману гӯшвори ман.
Аҳду баён бас аст туро тавқу гӯшвор,
Ин ҳар ду ёфтӣ, чу шудӣ гӯшдори ман.
Обест назди ман, ки хумори ту бишканад,
Пеш орамат, чу гӯӣ «бишкан хумори ман».
Шеърам бихону фахр мадон мар-маро ба шеър,
Дин дон, на шеър фахри ману ҳам шиори ман.
Эй, он ки кирдгор зи баҳри ту ҷуфт кард
Бо ҷони ҳушёрам шахси низори ман,
Чун ман дувозда-ст туро аспи боргир,
Лекин зи халқ нест ҷуз аз ту савори ман.

❁ ❁ ❁

Дарди гунаҳро наёфтанд ҳакимон,
Ҷуз ки пушаймонӣ, эй бародар, дармон.
Чист пушаймонӣ? Он ки бознагардад
Мард ба коре, к-аз он шудаст пушаймон.
Нест пушаймон дилат, агар ту бар онӣ,
То-т чӣ гӯяд фалон фақеҳу беҳмон.
Қавли фалону фалон туро накунад суд,
Гар-т бишахшад қадам зи пояи имон.
Миллати ислом зайъатест муборак,
Кишту дарахташ зи мӯъмин асту мусулмон.
Барзгарӣ кун дар ин замину матарс эч
Аз шағабу гуфтугӯву ғулғули хасмон.
Гар-ш биварзӣ ба ҷои ҳезуму гандум,
Уди Қаморӣ барию лӯълӯи Уммон.
В-ар мутағофил буви, зи кор бибурранд
Бехи дарахтону соқи киштат кирмон.
Чашми хирад боз кун, бибин ба шигифтӣ,
Хасми фаровон дар ин зиёъ хиромон.
Барзгаронро нигар, чӣ гуна зи мастӣ
Бахраи Ҳорун ҳамедиҳанд ба Ҳомон.
Ҳуш аз уммат ба дому зарқ бибурданд
Зарқфурӯшони саъбу сохтадомон.
Дом ҳам аз мо бисохтанд, чу диданд,
Сӯи хушиҳои ҷисм майлу ҳавомон.
Рухсати секии пухта буд яке дом,
Дигар доме ҳадиси ишрати ғилмон.
Халқе аз ин шуд ба сӯи мазҳаби Молик,
Фавҷе аз он шуд ба сӯи мазҳаби Нӯъмон.
Рӯи ғуломони хубу секии равшан
Қиблаи уммат шуданду доми имомон.
Дин ба ҳазимат шуд аз даводави девон,
Ном наёбад кас аз шариат ҳазмон.
Кас набарад номи ворисони паямбар,
Халқ нагӯяд, ки буд Бӯзару Салмон.
Номи Алӣ бар забон кӣ ёрад рондан,
Ҷуз ки ҳакимон ба узрҳову ба паймон.

То кай гӯӣ ба макру ҳилати девон
Мулки Сулаймон чӣ гуна шуд зи Сулаймон?
Мулки Сулаймон ба чашми хеш ҳамебин
Дар кафи девону з-он шигифт ҳамемон.
Нарм кун овозу гӯши ҳуш ба ман дор,
То-т бигӯям, чӣ гуфт Соми Наримон.
Гуфт, ки деванд ҷумла ома, агар дев
Бадкунишонанду босафоҳату шумон.
Дев ниҳад бар сараш кулоҳи сафоҳат,
Ҳар кӣ ба фармон-ш сар кашид зи фармон.
Ҳуш ба даст овару ба дасти сафеҳон
Хира лагомат мадеҳ чу сустлагомон.
Гарчи бихаррад касе пашиз ба динор,
Ҳар ду яке нестанд сӯи ҳакимон.
Аз сипаси ину он шуданд гурӯҳе
Бехирадони ҷаҳону нокасу хомон.
Мулку имомат суи касест, ки ӯрост
Мулки Сулаймону илму ҳикмати Луқмон.
Он ки мулуки замин ба даргаҳи ӯ-бар
Ҳоҷибу фармонбаранду соилу меҳмон.
Чарх гирифта ба мулки ӯ шарафу ҷоҳ,
Даҳр бад-ӯ боз ёфта сару сомон.
Гашта бад-ӯ зинда номи Аҳмаду Ҳайдар,
Бор Худои ҷаҳон, тамоми тамомон.
Доно донад, ки кист, гарчи нагуфтам
Ноиби Яздону офтоби каримон.

❁ ❁ ❁

Бингар бад-ин работу бад-ин саъб корвон,
То чунки солу моҳ давонанд ҳардувон.
Ман мар-туро намудам, агарчи надида буд
Бо корвон работ касе ҳардувон давон.
Аз рафтани работ, на низ аз шитоби худ
Огоҳ нест бештар аз халқи корвон.
Хуфта-в нишаста ҷумла равонанд бо шитоб,
Ҳаргиз шунуд кас ба ҷаҳон хуфтаи равон?
Дар роҳи умр хуфта наёсояд, эй писар,
Гар боядат, бипурс зи донои ҳиндувон.
Ҷои диранг нест, маранҷон дар ин работ
Барҷастани диранг ба беҳудагӣ равон.
Баррас, к-аз ин маҳал ба чӣ хорӣ бурун шуданд
Исфандёру Баҳману Шопуру Ардавон.
Ҳар-к омадаст, зуд бирафтаст бедиранг,
Бархон, агар нахондаӣ ахбори хусравон.
Мафкан чу гӯсфанд тани хешро ба ҷар,
Тимори хеш худ куну мангар ба ину он.
Эй аз ғамон навон шуда имрӯз, бегумон
Фардо яке дигар шавад аз дарди ту навон.
Бадхӯ замона бо ту ба паҳлӯ равад ҳаме,
Ҳурмат наёфт хусраву аз ӯ на паҳлавон.
Ҳурмат мадор чашм зи бадхӯ ҷаҳон, аз он-к
Беҳурматист одати нохуби бадхувон.
Бозист умри мо ба ҷаҳон-андар, эй писар,
Бар марги ман макан зи ғаму дард бозувон.
Бифрефт мар-маро ба ҷавонӣ ҷаҳони пир,
Пирон раво кунанд, бале, макр бар ҷавон.
Бисёр мардумон, ки ҷаҳон кард бенаво
Аз бонаво шаҳону накӯҳол бонувон.
Умри маро бихӯрд шабу рӯзу моҳу сол
Пинҳону нарм-нарм чу мушону росувон.
Эй нотавон шуда ба тану баргузида зӯҳд,
Зоҳид шудӣ кунун, ки шудӣ сусту нотавон?
Аз дунба чун бимонад навмеду бенасиб
Хурсанд кай шавад саги бечора б-устухон?

То некувон ҳавои ту ҷустанд бо нишот,
Ҷастӣ ҳаме ту бар тани эшон чу оҳувон.
Он рӯз некувон бигузиданд мар-туро
В-акнун зи ту ҳаме бигурезанд некувон.
Он мӯи қиргун-т чу рӯзи сапед гашт,
Азбаски рӯзҳо-т фурӯ шуд ба Қирвон.
Қират чу шир кард ҷаҳон, ҷодуест аз ин,
Ҷоду бувад касе, ки кунад кори ҷодувон.
Пирӣ авонияст, нигаҳ кун, ки омадаст,
Тарсам, бибурд хоҳадат ин бадкуниш авон.
Андар падар ҳаменигару дилшуда мабош
Бар зулфи анбарину рухони чу арғавон.
Гар нестат хабар ки чӣ хоҳад ҳаменамуд,
Бадхӯ ҷаҳон туро зи ғаму ранҷ в-аз ҳавон.
Инак, падар-т номаи чарх аст сӯи ту,
Мар-рози чархро ҷуз аз ин нома бармахон.
Ин пандҳо, ки ман шунавонидамат ҳама,
Ёрон-тро, чунон ки шунудӣ, ту бишнавон.

❁ ❁ ❁

Худоё, арзу тӯли оламатро
Тавонӣ дар дили мӯре кашидан.
На вусъат дар даруни мӯр орӣ,
На аз олам сари мӯе буридан.
Ту дар иҷрои тоат ваъда додӣ
Биҳишт аз музди тоат офаридан.
Вале он музди тоат бо шафоат
Чӣ миннат аз ту мебояд кашидан?
В-агар на музди тоат нест ҳиммат,
Ба муздаш ҳар касе бояд расидан.
Касе, к-ӯ боядӣ, ёбад мукофот,
Наёбад фарқ бар мову ту дидан.
Агар неканд? агар бад, хилқат аз туст,
Халиқе хуб боист офаридан.
Ба мо тақсири хидмат нест лозим,
Бадему бад набоист оваридан.
Агар бар неку бад қудрат бидодӣ,
Чаро бар неку бад бояд расидан?
Сириштам з-оҳану ҷавҳар надорам,
Надонам хеш ҷавҳар офаридан.
Агар сад бор дар кӯра гузорӣ,
Ҳамонам боз вақти боздидан.
Ба кас чизе, ки наспурдӣ, чӣ хоҳӣ?
Ҳисоб андар талаб бояд кашидан.
Гарам бахшӣ, гарам сӯзӣ, ту донӣ,
Наёрам пеши кас гардан кашидан.
Ҳамин дасте ба домони ту дорам,
Мурувват нест доман пас кашидан.
Замоне низ аз ман мустамеъ шав,
Зи нуқли дигарам бояд чашидан.
Шабе дар фикри хотир хуфта будам,
Тулӯъи субҳи содиқ дар дамидан.
Садое омад аз боло ба гӯшам,
Ниҳодам гӯш дар роҳи шунидан.
Расид аз олами ғайбам суруше,
Ки «фориғ бош аз гуфту шунидан».

Умуми кӯҳи байни Шарқу Мағриб
Тавонӣ дар садаф ҷамъ оваридан.
Ту битвонӣ, ки дар як тарфатулайн
Замину осмоне офаридан.
Ту додӣ бар нахилоту набото
Ба ҳикмат бодро ҳукми вазидан.
Биноҳо дар азал муҳкам ту кардӣ,
Уқубат дар раҳат бояд кашидан.
Тафовут дар банӣ инсу банӣ ҷон
Муайян гашт дар дидан, надидан.
Ниҳоли фитна дар дилҳо ту киштӣ
Дар оғози халоиқ офаридан.
Мар-он тухме, ки деҳқоне бикорад,
Замину осмон орад шахидан.
Касе гар тухми ҷав даркор дорад,
Зи ҷав гандум набояд бидравидан.
Ту дар рӯзи азал оғоз кардӣ,
Уқубат дар абад боист дидан.
Ту гар хилқат намудӣ баҳри тоат,
Чаро боист Шайтон офаридан?
Сухан бисёр бошад, ҷуръатам нест,
Нафас аз тарс натвонам кашидан.
Надорам эътиқоде як сари мӯй
Каломи зоҳиди нодон шунидан.
Каломи орифи доно қабул аст,
Ки гавҳар аз садаф бояд харидан.
Агар исрор орам, тарсам аз он,
Ки ғайз орию натвонам ҷаҳидан.
Кунӣ дар корҳо гар сахтгирӣ,
Камони сахтро натвон кашидан.
Надонам? дар қиёмат кор чун аст,
Чу дар пои ҳисоби худ расидан?
Агар мехостӣ, к-инҳо напурсам,
Маро боист ҳайвон офаридан.
Агар дар ҳашр созам бо ту даъво,
Забонро бояд аз комам кашидан.

Агар он дам забон аз ман нагирӣ,
Наям оҷиз ман аз гуфту шунидан.
В-агар гирӣ забонам, дуни адл аст,
Чаро боист адле офаридан?
Агар он дам худат бошӣ, муҳол аст
Хаёлеро зи ман бояд шунидан.
Агар бо ғайри худ во мегузорӣ,
Чаро беҳудаам бояд давидан?
Бифармо, то суи дӯзах барандам,
Чӣ масраф дорад ин гуфту шунидан?
Вале бар адлу бар эҳсон назебад
Ба ҷои хеш ғайреро гузидан.
Набошад кори уқбо ҳамчу дунё,
Ба зӯру ришва натвон кор дидан.
Фариқи корҳо дар гардани туст,
Ба ғайр аз мо ту худ хоҳӣ расидан.
Вале бар банда ҷурме нест лозим,
Ту худ мехостӣ асбоб чидан.
Ту додӣ рахна дар қалби башарҳо
Фани Иблисро бахри танидан.
Ҳаворо бо ҳавас улфат ту додӣ
Барои лаззати шаҳват чашидан.
Намудӣ тори рагҳо пур зи шаҳват
Барои рағбати берун кашидан.
Шикамхоро хариси тӯъма кардӣ,
Шабу рӯз аз паи неъмат давидан.
Намедонад ҳалолию ҳаромӣ
Ҳаме хоҳад ба ҷавфи худ кашидан.
Тақозо мекунад доим саги нафс,
Дарунамро зи ҳам хоҳад даридан.
Ба гӯшам қуввати масмӯъу сомеъ
Бисозад нағмаи барбат шунидан.
Ба ҷонам риштаи лаҳву лаъабро
Тавонам додӣ аз лаззат шунидан.
Ҳама ҷаври ман аз булғориён аст,
К-аз он оҳам ҳамебояд кашидан.

Гунаҳ булғориёнро низ ҳам нест,
Бигӯям, гар ту битвонӣ шунидан.
Худоё, рост гӯям, фитна аз туст,
Вале аз тарс натвонам чағидан.
Лабу дандони туркони Хиторо
Набоистӣ чунин хуб офаридан,
Ки аз дасти лабу дандони эшон
Ба дандон дасту лаб бояд газидан.
Бурун орӣ зи парда гулрухонро
Барои пардаи мардум даридан.
Ба мо ту қуввати рафтор додӣ,
Зи дунболи накӯрӯён давидан.
Тамоми узв бо ман дар талошанд,
Зи доми ҳеч як натвон раҳидан.
Набудӣ кош, дар наъмот лаззат,
Чу хар боист дар саҳро чаридан.
Чаро боист аз ҳавли қиёмат
Чунин ташвишҳо бар дил кашидан?
Лаби найрангро дар ҷоми Иблис
Кунад Иблис таклифи чашидан.
Агар реге ба кафши худ надорӣ,
Чаро боист Шайтон офаридан?
Агар марғуларо матлаб набошад,
Чаро ин фитнаҳо боист дидан?
Агар матлаб ба дӯзах бурдани мост,
Тааззур чанд бояд оваридан?
Бифармо, бетааззур, то барандам,
Чаро бояд зи чашми Амр дидан?
Ту фармоӣ, ки Шайтонро набояд
Каломи пурфасодашро шунидан.
Ту дар ҷилду рагам маъвош додӣ,
Занад чашмак ба феъли бад давидан.
Агар худ додаӣ дар мулк ҷоям,
Набояд бар ман озорат расидан.
Мар-ӯро худ зи ҷинси худ раҳондӣ,
Ки шуд таррор дар имон таридан.

Зи мо ҳаҷҷу намозу рӯза хоҳӣ,
Таҷовуз нест дар фармон шунидан.
Билошубҳа чу сайёди ғизолон
Дар ин ҳангом нахчир афканидан.
Ба оҳу мекунӣ ғавғо, ки бигрез,
Ба тозӣ ҳай занӣ андар давидан.
Ба мо фармон диҳӣ андар ибодат,
Ба Шайтон дар рагу ҷонҳо давидан.
Ба мо исрор дорӣ дар раҳи рост,
Ба ӯ дар печутоби раҳ буридан.
Ба зоти безаволат дуни адл аст
Ба рӯи дӯст душманро кашидан.
Ту, к-аз даргоҳи хешат боз рондӣ,
Чаро боист бар мо раҳ буридан?
Сухан кӯтоҳ, аз ин матлаб гузаштам,
Сари ин риштаро бояд буридан.
Кунун дар вартаи хавфу риҷоям,
Надорад дил замоне орамидан.
Барои биму уммедам тиҳӣ нест,
Дил аз он ҳар ду доим дар тапидан.
Ба ғаффорим чун иқрор кардӣ:
«Матарс аз соғари пешин кашидан.
Аз ин гуфтор бахшидам гуноҳат,
Чӣ ҳоҷат аз баду некат шунидан?
Ба ҳар навъе, ки кас моро шиносад,
Бувад муставҷиби инъом дидан.
Надорад кас аз ин дар ноумедӣ,
Ба уммеди худаш бояд расидан».
Тафаккур, Носир, аз андеша дур аст,
Паи ин риштаро бояд буридан.

❁ ❁ ❁

Макру ҳасадро зи дил овор кун
В-ин тани хуфта-тро бедор кун.
Нафси ҷафопеша-т море бад аст,
Қасд суи куштани ин мор кун.
Б-оташи хурсандӣ яшкаш бисӯз,
Бар дари парҳезаш бар дор кун.
Саркашу тозанда сутуре будаст,
Зери адабҳош гаронбор кун.
Пой бибандаш ба расанҳои панд,
Ҳикматро бар сараш афсор кун.
Пеша мудоро кун бо ҳар касе,
Бар қадри дониши ӯ кор кун.
В-арчи гаронсангӣ, бо бехирад
Хештани хеш сабукбор кун.
Чун ба дари хонаи зангӣ шавӣ,
Рӯи чу гулнорат чун қор кун.
В-ар ба дари турк шавӣ, з-он сипас
Бар дари ӯ қор чу гулнор кун.
Гар-т на нек омад аз он кори пор,
Бас кун аз он кор, на чун пор кун.
В-ар-т ба ҳарб афтад бо ёр кор,
Ҳарб ба андозаву миқдор кун.
Некхуиро ба раҳи умр-дар
Зери хирад маркаби раҳвор кун.
В-он гаҳ беранҷ агар боядат,
Даст бар ин гунбади даввор кун.
Хуб ҳисоре бикаш аз гирди хеш,
Хӯи накӯро дару девор кун.
В-аз хираду ҷуду сахо лашкаре
Бар сари девор нигаҳдор кун.
В-он гаҳ бар лашкару бар ҳисни хеш
Бирру латафро сару солор кун.
Шохи вафоро ба накӯ феъли хеш
Барвари бехори камозор кун.

Себи худатро зи ҳунар бӯй деҳ,
Хона-т аз ӯ кулбаи аттор кун.
Сирату кирдор, гар озодаӣ,
Бар сунану сирати аҳрор кун.
Ҳар чӣ ба бозу натавонӣ-ш кард,
Дониш бо бозу шав, ёр кун.
Даст фуруд ор, чу ошуфт бахт,
Сар зи хумори дана ҳушёр кун.
Хештан арчанд, ки ғарра наӣ,
Ғарраи ин олами ғаддор кун.
Он ки ҳаме дӣ-ш ба бегори хеш
Бурдӣ, имрӯзаш бегор кун.
В-он ки ба наздики ту дӣ хор буд,
Бар дараш имрӯз танат хор кун.
В-ар на хуш ояд-т ҳаме қавли ман,
Бо фалаки гардон пайкор кун?
Чист, ки беҳуш ҳамебинамат?
Аз чӣ ҳаменолӣ, иқрор кун.
Маркаби имонат агар ланг шуд,
Қасд суи кулбаи байтор кун.
Иллат пӯшида мадор аз табиб,
Бар дари ӯ хоҳишу зинҳор кун.
Ҷон-т биёолуд ба осори ҷаҳл,
Қасд ба баркандани осор кун.
Дузде таррор бибурдат зи роҳ
Баря бар он хоини таррор кун.
Дев кӣ бошад магар он, к-ӯ ба ҷаҳд
Гӯяд: «Шалвор зи дастор кун».
Пушк ба ту ф-рӯхт ба бозори дин,
Гуфт: «Ҳало, мушк ба анбор кун».
Киса-т пурпушку пашиз аст, рав
Киса яке пеш нигунсор кун.
Айбаи асрори набӣ буд Алӣ,
Рӯй суи айбаи асрор кун.

Гар нашунудаст, ки каррор кист,
Рӯй бар он соини каррор кун.
Ҳамбар бо дашт мадон кӯҳро,
Фикратро ҳокиму меъёр кун.
В-ар-т ҳамебояд, шав, кӯҳро
Бишкану бо ҳомун ҳамвор кун.
Лаънат бар ҳар кӣ чунин ғадр кард,
Лаънат бар ҷоҳили ғаддор кун.

❁ ❁ ❁

Аё гашта ғарра ба макри замона,
Зи макраш ба дил гаштӣ огоҳ ё на?
Ягонай замона шудӣ ту, валекин
Нашуд ҳеч касро замона ягона.
Замона басе панд додат, валекин
Ту ме дарнаёбӣ забони замона.
Набинӣ ҳаме хештанро нишаста
Ғарибу сипанҷӣ ба хонай касона.
Бигуфтанд, к-ин хона буд мар-фалонро,
Ба мерос монд аз фалону фалона.
Туро, гар ҳаме панд хоҳӣ гирифтан,
Забони фалону фалона-ст хона.
Чу хона бимонду бирафтанд эшон,
Нахоҳӣ ту мондан ҳаме ҷовидона.
Нахоҳад ҳаме монд бо боди марге
Бад-ин хирман-андар на коҳу на дона.
Падар-ту бародар-ту фарзанду модар
Шудастанд ночизу гашта фасона.
Ту панҷоҳ сол аз паси марги эшон
Фасона шунудиву хӯрдӣ расона.
Дар ин раҳгузар чанд хоҳӣ нишастан,
Чаро барнахезӣ, чӣ мондат баҳона?
Давидӣ басе аз паси орзуҳо
Ба рӯзи ҷавонӣ чу гови ҷавона.
Кашондоман-андар деҳу кӯю барзан,
Занон даст бар шаърҳову замона.
Чӣ лофӣ, ки ман як чамона бихӯрдам,
Чӣ фазл аст, пас, мар-туро бар чамона?
Ба шаҳри ту гарчи гарон аст оҳан,
Нашоӣ ту бе банду бе зовлона.
Кунун порсоӣ ҳаме кард хоҳӣ,
Чу мондӣ ба сони харе пиру лона.
Чӣ гуна шавад порсо марди ҷоҳил,
Ҳаме хира гурба кунӣ ту ба шона?
Чу дониш надорӣ ту дар порсоӣ,
Ба сони лагоме бувӣ бе даҳона.

Бас аст ин, ки гуфтам-т, к-афзун нахоҳад,
Чу тозӣ бувад асп, як тозиёна.
Ба ҳангоми омӯхтан фитна будӣ
Ту девонасар бар таранги чағона.
Чу хар бехирад з-онӣ акнун, ки он гаҳ
Ба музди дабистон харидӣ лагона.
Кунун, лоҷарам, чун сухан гуфт бояд,
Бимонад туро чашм бар осмона.
Бидонӣ, чу дармонӣ он гаҳ, к-аз он ҷо
На барбат раҳонад туро, на тарона.
Биёмӯз, агар порсо буд хоҳӣ,
Макун девро ҷони хеш ошёна.
Ба дониш гарою дар ин рӯзи пирӣ
Бурун афкан аз сар хумори шабона.
Бибошӣ, агар дил ба дониш нишонӣ,
Ба андак замоне ба дониш нишона.
Ба дониш биялфанҷ некӣ, к-аз ин ҷо
Наёянд бо ту на хона, на мона.
Худой аз ту тоат ба дониш пазирад,
Мабар пеши ӯ тоати ҷоҳилона.
Гар аз сӯхтан раст хоҳӣ, ҳамешав
Ба омӯхтан сар бинеҳ бар ситона.
Карона кун аз кори дунё, ки дунё
Яке жарф дарёст бас бекарона.
Гумони касеро вафо н-ояд аз вай,
Ҳакимон басе кардаанд ин гумона.
Чу неку бадаш нест боқӣ, чӣ бошӣ
Ба неку бадаш ғамгину шодмона?
Ҷаҳон хонаи ростон нест, роҳат
Бигардон суи хонаи ростона.
Туро хона дин асту дониш, дарун шав
Бад-он хонаву сахт кун дар ба фона.
Макун коҳилӣ бештар з-ин, ки ногаҳ
Замона бурун гирадат з-ин миёна.
Суханҳои Ҳуҷҷат ба ақл аст сахта,
Магардон тарозуи ӯро забона.

❁ ❁ ❁

Гург омадаст гурсунаву дашт пурбара,
Афтода дар рама, рама рафта ба шабчара.
Гург аз рама хурону рама дар гиё чарон,
Ҳар як ба ҳирси хеш ҳаме пур кунад дара.
Гурги гиё бара-сту бара гургро гиёст,
Ин нукта ёд гир, ки нағз асту нодира.
Бингар дар ин мисол, тани хешро бибин,
Гургу бара мабошу битарс аз мухотара.
Аз баҳри он ки то бара гирӣ, магар туро
Эй бетамиз, мар-дигареро машав бара.
Гар на бара, на гург наӣ, бар дари амир
Чунӣ, ҷавоби рост бидеҳ бемунозара?
Гар ту ба остӣ назанӣ майсарай амир
Тарсам, ки пур зи гард бимонад-ш майсара.
Тарсӣ ҳаме, ки гар ту набошӣ зи лашкараш,
Бе ту на қалбу маймана монад, на майсара?
Фахре макун бад-он, ки ту майда бара хурӣ,
Ёрат ба об дарзада як нони фахфара.
Зеро ки ҳам турову ҳам ӯро ҳаме басе
Бешому чошт бояд хуфтан ба мақбара.
Чун нашнавӣ ҳамеву набинӣ ҳаме ба дил,
Гӯшат ба мутриб асту ду чашмат ба масхара.
В-аз орзуи он, ки бибинӣ шигифтие,
Бар манзаре нишаставу чашмат ба panҷара.
Чизе ҳаме аҷабтар аз ин дар чӣ боядат,
Баста ба банди сахт дар ин нилгун кура?
Ин ҷони поки ту зи чӣ рӯ мондааст асир,
Пинҳон дар ин харобаву дашти гаронфара?
Гар ҷойгир нест чу ҷисм ин латиф ҷон
Танро чаро тиҳист миёнаш чу қавсара?
Дар қавсара ҳаме ба сафар хост рафт ҷон-т,
З-он баргирифт суфраи дархурду матҳара.
Гар ту тамохура кунӣ андар чунин сафар,
Бар хештан кунӣ ту, на бар ман тамохура.
Бар манзара, ба қаср тамошо чӣ боядат?
Инак, тани ту қасру сарат гирд манзара.

Бингар, ки чун ба ҳикмат дарбаст кирдгор
Суфрай турову матҳараро сар ба ҳанҷара.
Онро кун офарин, ки чунин қаср уфганд
Бе хишту чӯбу риштаву паргору мистара.
Бингар ба хештан в-агарат хира гашт мағз,
Биздой аз ӯ бухор ба парҳезу ғарғара.
Ҷаррест дар раҳат, ки падар-т андар ӯ фитод,
То н-уфтӣ дар ӯ чу падар ту мукобара.
Гетӣ занест хубу бадандешу шӯйҷӯй,
Боғадру фитнасозу ба гуфтор соҳира.
Бигрезад ӯ зи ту, чу ту фитна шудӣ бар ӯ,
Парҳез дор з-ин зани ҷодуи мудбира.
Ғарра машав ба ришвату пора-ш, ки ҳар чӣ дод
Бистонад аз ту пок ба қаҳру мусодара.
Бо беқарор даҳр маҷӯй, эй писар, қарор,
Умрат мадеҳ ба бод ба афсӯсу қарқара.
Аз макри ӯ тамом напардохт он, ки ӯ
Пур кард сад китобу тиҳӣ кард меҳбара.
Накде сарас-т умру ҷаҳон қалби бад, мадеҳ
Накди сара ба қалб, ки н-ояд туро сара.
Дар хунбара бимонд ду дастат зи баҳри гавз,
Бигзор гавзу даст баровар зи хунбара.
Ман зарқи ӯ харидаму хӯрдам ба рӯи ӯ
Зоди азизи хешу тиҳӣ кард тубара,
Охир ба қаҳри ӯ хабарам дод ҳамчунин
Аз макри ӯ бузург ҳакиме ба Қоҳира.
Хобат ҳаме бибурду ман ангушт аз он задам,
Пеши ту бар канораи хушбонги потара.
Ту хуфтаӣ хуш, эй писару чарху рӯзу шаб
Ҳамвора мекунанд ба болин-т пангара.
Гар ту ба хобу хур бидиҳӣ умр ҳамчу хар,
Бар ҷони ту вабол чу бар хар шавад хара.
Баргир оби илму бад-ӯ рӯи ҷон бишӯй,
То рӯи пур зи гард наёбӣ ба соҳира.
Чун дасту пой пок набинам-т ҷону дил,
Ин ҳар ду пок бинаму он ҳар ду пуркара.

Пирӣ куҷо барад зи ту гармобаву гулоб,
Хира мадеҳ гилеми куҳанро ба ҷандара.
Чун ме фурӯ кашад сари сарват фалак ба чоҳ,
Ту бар фалак ҳаме чӣ кашӣ тарфи кунгура?
Бипзир панд, агарчи наёяд-т хуш, ки панд
Пурнаъфу нохуш аст чу маъҷуни файқара.
Аз Ҳуҷҷати Хуросон омад-т ёдгор,
Ин пур зи панду ҳикмати некӯ муомара.

* * *

Дур бош, эй хоҷа, з-ин бемар гала,
К-ат наёяд чиз ҳосил ҷуз гила.
Ҳар кӣ дар раҳ бо галай хугон равад,
Гарду дарду ранҷ ёбад з-он гала.
Хона холӣ беҳтар аз пур шеру гург,
Дониёл ин кард бар доно яла.
Ҳамчу булбул лаҳну дастонҳо зананд,
Чун лаболаб шуд чамона-в балбала.
В-аз ниҳеби муъзину бонги намоз
Андарун афтад ба таншон зилзила.
Оби тира-ст ин ҷаҳон киштӣ-тро
Бодбон кун донишу тоат хала.
Гар кала зад ҷоҳиле бо бахти бад,
Мар-туро бо ӯ набояд зад кала.
Чун кулаҳ гум кард нодон мар-туро,
Кай тавонад дид ҳаргиз бо кула?
Бо амал мар-илми динро рост дор,
Он аз ин камтар макун як хардала.
Кор бедониш макун чун хар, манеҳ
Дар тарозу борат андар як пала.
Чун ба нодонӣ кунад муздур кор,
Гурсуна хусбад ба шаб дастобила.
Чун нашӯӣ дил ба дониш ҳамчунон-к
Мӯйро шӯӣ ба оби омила?
Илми хӯрду бурди худ густардаанд
Пеши ин анбӯҳу гумраҳ қофила.
Пеши ин говон, ки ҳаргиз-шон набуд
Дил ба коре ҷуз ба кори ҳавсала.
Нон ҳамеҷӯяд касе, к-ӯ мезанад
Даст дар минбар ба бонгу машғала.
Займала бар ту ниҳодаст он хасис,
Чун кашӣ, гар хар нагаштӣ, займала.
Ақл таъвил асту дӯшиза ниҳон
Чун ба барги ҳанзал андар ҳанзала.
Илми ҳақ он аст, аз он сӯ каш инон,
Омаро деҳ ҷумла илми харбала.

Пои покиза бараҳна беҳ басе,
Чун ба пой андар давидан кашкала.
Илми таъвилӣ ба танзил андар аст
В-аз масал дорад ба сар бар қӯфала.
Мисқала-ст ин илм, занги ҷаҳлро
Чиз наздояд магар, к-ин мисқала.
Аҳди Яздон аст калиду қуфли ӯ
Нест ҷуз тарфанди тақлидӣ яла.
Эй супурда дил ба дунё, вақт буд,
Ки шавӣ мар-илми динро якдила.
Даҳри бадгавҳар ба шар обистан аст,
Ҷуз бало ҳаргиз назод ин ҳомила.
Даст аз ӯ даркаш чу мардон, пеш аз он-к
Даркашандат зери шарру валвала.
Чун нагирӣ силсила Довудвор?
Пеши туст овехта он силсила.
Гар ба торикӣ ҳаме чашмат надид,
Ҳуҷҷат инак дошт пешат машъала.

❃ ❃ ❃

Эй гашта ба молу зӯри тан ғарра,
Тозанда чу аспи шарзаву курра.
Чун зини замона кӯфт ёлатро,
Камтар кунӣ ин давидани турра.
Парранда ҷаҳон зи туву дар пешат,
Доим зада озу орзу парра.
Чархат зи ситам ҳаме биёзорад,
Ту хуфтаву баргирифта хуш хурра.
Ҳарчанд чанори ту ҳамеболад,
Оҳангари ӯ ҳамезанад арра.
Эй монда ба зери бори нодонӣ,
Бо бор чаро кунӣ чу хар сарра?
Ин бори гарон бикӯбадат бешак,
Ҳам гардану пушту мӯҳраву парра.
Пирӣ-т чу шери нар ҳамеғуррад
Ту гашта ба зӯри кӯдакӣ ғарра.
Пероҳани оз баркаш аз гардан
В-аз гарди муҳол шона зан турра.
То барназанад касе ба байғора
Бар соқат чӯбу бар сарат дурра.
Озу тамаъ, эй писар, зи ту ҳаргиз
Берун нашавад ба оби шаҳтарра.
Озодагиву тамаъ ба ҳам н-ояд,
Ман кардаам озмун ба сад марра.
Ин даҳр яке арӯси пурмакр аст,
Эй қавм, ҳазар кунед аз ин ҳурра.
Ороиши ӯ ба рангу бӯи хуш
Афшондани ҷаъду шустани ғурра.
В-ин говонро ба сӯи ӯ хондан
Ин аст ҳамеша кори Бӯмарра.
Аз халқ бад-ин ҳамегароёнад,
Чандин ба фусӯсу хандаву харра.
Ҷуз дин наситонад аз касе кобин,
Розӣ нашавад ба судраву сурра.
Ин нест маро арӯс, то бошад
Ин ҳурра ба Чину ман ба Сомира.

Оқил надиҳад дар инчунин кобин,
Розӣ нашавад ба сурраву сидра.
Мардум чу зи фарри дин фурӯ монад,
Дунё надиҳад-ш зебу на фарра.
Эй Ҳуҷҷат, панд нашнавад ҷоҳил,
Чун сабз кунӣ ба пеши ӯ тарра.
Аз ҳаққи ту беҳ нагуфта бурҳоне
Бар ботили хеш Собити Қурра.
Дар хонаи дин чу минбаре созӣ,
Аз фикрат теша созу дастарра.

❁ ❁ ❁

Бадхӯ ҷаҳон туро надиҳад даста,
То ту зи дасти ӯ нашавӣ раста.
Бастай ҳаво мабош, агар хоҳӣ,
То дев мар-туро нагирад баста.
Дев аз ту дасти хеш куҷо шӯяд,
То ту дил аз тамаъ накунӣ шуста?
Эй хӯи бад чу бандаи бадрагро
Сад раҳ туро ба зери лагад хаста.
Ҷуз хӯи бад фарох ҷаҳонеро
Бар ту кӣ кард тангтар аз писта?
Бишнав ба гӯши дил сухани доно,
То кай бувӣ ба ҷаҳли кубо маста?
То кай давӣ чу курраи бадгавҳар,
Ҷуллу инон даридаву бигсаста?
То кай бувад хилофи ту бо доно,
Ӯ ҷуста мар-турову ту з-ӯ ҷаста?
Чун чарғро диҳанд ҳавои дил
Якчанд дода буд туро муста.
Он боди сорӣ аз сар берун кун,
Акнун, ки пухта гаштиву оҳиста.
В-он чун чанор қадд чу чанбар шуд,
Пуршух гашт дасти чу пиласта.
Онро, ки ӯ сипар кунад аз тоат
Тири ҳавои дил накунад хаста.
Гард аз дили сиёҳ фурӯ шӯяд
Масҳу намозу рӯзаи пайваста.
Ҳар гаҳ, ки ҷустуҷӯй кунӣ динро,
Дунё ба пешат ояд ноҷуста.
Ҷои хилофхост ҷаҳон, дар вай
Шоиста ҳасту ҳаст нашояста.
Бигзар зи шарр, агар набувад хайре,
Норуста беҳ бувад чу ба бад раста.
Нашнудӣ он масал, ки занад ома:
«Мурда беҳ аз ба коми адӯ зиста».
Чун аз фасод бозкашӣ дастат,
Он гаҳ диҳад силоҳи туро даста.

Андар раҳанд халқи ҷаҳон яксар,
Ҳамчун раванда хуфтаву биншаста.
Бойиста чун бувад ба сазо дунё,
Чун нест ӯ нишаставу побаста.
Баррафтанем, агарчи дар ин гунбад
Бечораему баставу пайхаста.
Рӯзу шабон бикӯш чу беҳушон,
Магзор кори беҳуда бар раста.
Ҳар чиз бози асл ҳамегардад,
Неку баду нифояву бояста.
Дониста бояд ину ҷуз ин, зеро
Дониста беҳ бувад зи надониста.
Бар хони жожхой манеҳ ҳаргиз
Ин хуб қавли пухтаву хоиста.

* * *

Басе кардам гаҳу бегаҳ назора,
Надидам кори дунёро канора.
Наёбад чашми сар, ҳарчанд кӯшӣ
Ҳаме з-ин нилгун чодар гузора.
Ҳамехонанду меронанд моро,
Наёбад кас ҳаме з-ин кор чора.
Гар аз ин хона берун рафт бояд,
Надорад судашон хоҳиш, на зора.
Магар, к-эшон ҳаме берун кашандат,
Аз ин ҳамвору бедар сахт бора.
На хонанда, на ронанда набинам,
Ҳамебинам ситора чун назора.
Ҳамоно санги миғнотис гаштаст
Зи баҳри ҷони мо ҳар як ситора.
Фалак равғангаре гаштаст бар мо,
Ба кори хеш дар ҷалду хиёра.
Зи мо ин ҷо ҳаме кунҷора монад,
Чу равғангар гирифт аз мо усора.
Туро ин тан яке хонай сипанҷ аст,
Музаввар, ҳам муғарбал чун купора.
Бибояд рафтан, охир чанд бошӣ
Чу мутворӣ дар ин хонай тавора?
Дар ин хона чаҳор астат мухолиф,
Кашида ҳар яке бар ту канора.
Куҳан гаштиву нав будӣ ту, бешак
Куҳан гардад нав, ар санг асту хора.
Ба ҷон нав шав, ки чун нав гашт паррат,
На бок аст, ар куҳан бошад ғирора.
Танат Қорун шудасту ҷон-т муфлис,
Яке шоду дигар тиморхора.
Бад-ин некӯ тан андар ҷони зиштат
Чу римоб аст дар заррин ғазора.
Чу пеши оқилон ҷонат пиёдас-т,
Надорӣ шарм аз ин рафтан савора.
Дили дарвешро гар ҳушёрӣ,
Зи дониш тавқ соз, аз ҳуш ёра.

Ба кишти бегаҳӣ монӣ, ки дар ту
Набинам дона ҷуз коҳу сипора.
Наёмад ҷуз, ки фазлу илму ҳикмат
Ба мо мерос аз Иброҳиму Сора.
Чу шуд пурнур ҷон-т аз илм, шояд
Агар қаддат набошад чун манора.
Сухан ҷӯяд, наҷӯяд оқил, аз ту
На кафши диму на дастори шора.
Сухан бояд, ки пеш орӣ хуш, эро-к
Сухан хуштар басе аз пешпора.
Сухан чун рост бошад, гарчи талх аст,
Бувад пурнафъ бар кирдори ёра.
Беҳ аз некӯ сухан чизе наёбӣ,
Ки зӣ доно барӣ бар расми пора.
Сухан Ҳуҷҷат гузорад нағзу зебо,
Ки лафзи ӯст мантиқро гузора.
Ҳазорон қавли хубу рост, борик
Аз ӯ ёбанд чун тори ҳазора.

* * *

Ба фаршу аспу устому хазина,
Чӣ афрозӣ чунин, эй хоҷа сина?
Ба хӯи неку дониш фахр бояд,
Бад-ин пур кун ба сина-дар хазина.
Шакар чӣ-нҳӣ ба хон-бар, чун надорӣ
Ба табъ-андар, магар сирка-в тарина.
Чу некӯ гашта бошад хӯт, бар хон-т
Чӣ майда-сту, чӣ кашкина ҷавина.
Агар набвад вагар чизе, набошад
Зи гуфтори накӯ камтар ҳазина.
Чу нанвозию надҳӣ, гашт пайдо,
Ки ҷуз боде надорӣ дар қанина.
Зи хумме донги санге чошнӣ бас,
Агар сирка бувад ё ангубина.
Замона гандапире солхӯрдаст,
Бипарҳез, эй бародар, з-ин лаъина.
Чу ту сесад ҳазорон озмудаст,
Агар на беш, боре бар камина.
Набошад ҷуз қарини ранҷу андӯҳ,
Қарине, к-аш чунин бошад қарина.
Басе ханҷар буридаст ӯ ба дунба,
Шикастаст оҳанина б-обгина.
Ба фардо чӣ умед астат, ки фардо
На мавҷуд аст ҳамчун рӯзи дина.
Нигаҳ кун, то куҷо будиву ин ҷо
Кӣ овардат дар ин бедар мадина?
Чӣ овезӣ дар ин, чун менадонӣ,
Ки дина-ст ин мадина ё кеҳина?
Яке дарёи жарф аст, ин ки ҳаргиз
Нарастаст аз ҳалокаш як сафина.
Зи баҳри ин зани бадхӯи бемеҳр
Чӣ бояд буд бо ёрон ба кина?
Ки аз дасташ нахоҳад раст як тан,
Агар мардина бошад ё занина.

Зи дониш нардбоне созу бар шав,
Бар ин пирӯза чархи пурнигина.
В-аз ин бадхӯ бибур аз пеш он к-ӯ
Ниҳад бар сина-т он нохуш бурина.

* * *

Макри ҷаҳонро падид нест карона,
Доми ҷаҳонро замона бинам дона.
Дона ба дом-андарун махӯр, ки шавӣ хор,
Чун сипарӣ гашт дона, чун хари лона.
Тоат пеш ору илм ҷӯй, азеро-к
Тоату илм аст банду фанди замона.
Бо ту равон аст рӯзгор, ҳазар кун,
То нафиребад дар ин раҳат ба равона.
Сабза ҷавонист мар-туро, чӣ шитобӣ,
Аз паси ин сабза ҳамчу гови ҷавона?
Нек нигаҳ кун, ки дар ҳисори ҷавонӣ-т
Гурги даранда-ст дар гулӯту масона.
Дастрасат нест ҷуз ба хобу хур, эро-к
Шаҳри ҷавонӣ пур аз зар асту расона.
Пирӣ, агар ту дарун шавӣ зи дари шаҳр,
Сахт кунад бар ту дар ба тунбаву фона.
Олам Даҷҷоли тусту ту ба дурӯғаш
Бастаиву мондаиву кашда ягона.
Қиссаи Даҷҷоли пурфиреб шунудӣ,
Гӯш чӣ дорӣ чу ома сӯи фасона?
Гар ба суханҳош халқ фитна шавад пок,
Пас, сухани ӯст бонги чангу чағона.
Гӯши ту зӣ бонги ӯсту хондани ӯро
Бар сари кӯй истодаӣ ба баҳона.
Бас ба гаронӣ равӣ гаҳе суи масҷид,
Сӯи харобот ҳамчу тир нишона.
Дев бихандад ба ту, чу ту бинишинӣ
Рӯй ба меҳробу дил ба сӯи чамона.
Аз паси девӣ давон чу кӯдак, лекин
Рӯду май астат зулибиёву лакона.
Мӯъминеву майхуре ба ҷуз ту надидам
Дар ҷасади мӯъминона ҷони муғона.
Қавлу амал чист, ҷуз тарозуи динӣ?
Қавлу амал варзу рост дор забона.
Роҳ намояд-т суи равзаи ризвон,
Гар биравӣ бар раҳе дар ин ду миёна.

Доми ҷаҳон аст бар туву хабарат нест,
Гоҳе мастию гаҳ хумори шабона.
Пеши ту онрост қадр, к-ӯ шунавондат
Пеши таранги чағона лаҳни тарона.
Роҳи харон аст хобу хӯрдану рафтан,
Хира марав, бохирад, ба роҳи харона.
Аз хӯр зӣ хоб шав, зи хоб суи хур,
То-т бурун афканад замон ба карона.
Гунбади гарданда хонаест сипанҷӣ,
Меҳр чӣ бандӣ бар ин сипанҷӣ хона?
Омаданӣ андар ин сарой касонанд,
Хира, бурун шав ту з-ин сарои касона.
Марг ситона-ст дар сарои сипанҷӣ,
Бигзарӣ, охир, ту з-ин баланд ситона.
Духтару модар-т аз ин ситона бурун шуд,
Рафт баду неку шуд фалону фалона.
Танг фароз омадаст ҳолати рафтан-т,
Суд надорад-т кард гурба ба шона.
Дар раҳи ғумре ба як мароға чӣ ҷӯӣ,
Эй хари девона, дар шитобу давона.
Аспи ҷаҳон чун ҳаме бихоҳадат афганд,
Илм туро бас бувад асп, ақл даҳона.
Гуфтаи Ҳуҷҷат, ба ҷумла, гавҳари илм аст,
Гавҳари ӯро зи ҷон-т соз хизона.

* * *

Чу расми ҷаҳони ҷаҳон пеш бинӣ,
Ҳазар кун зи бадҳо-ш, агар пешбинӣ.
Ба торикӣ-андар газоф аз паси ӯ
Мадав, ки-т барояд ба девор бинӣ.
Ҳамоно чунин монда, з-ин паст аз онӣ,
Ки дар андуҳи аспи раҳвору зинӣ.
Чу астар сазовори полону қайдӣ,
Агар аз паи астару зин ҳазинӣ.
Ҷаҳон модаре гандапир аст, бар вай
Машав фитна, гар дархури ҳури инӣ.
Ба модар макун даст, азеро ки бар ту
Ҳаром аст модар, агар з-аҳли динӣ.
Яке гавҳари осмонист мардум,
Ки Эзид ба банде бибасташ заминӣ.
Ба шахси гилин чунки мӯҷиб шудастӣ,
Дар ин гил бияндеш, то чун аҷинӣ.
На дархурди дурр аст гил, пас, ту з-ин тан
Бипарҳез, азеро ки дурри саминӣ.
Ватан мар-туро дар ҷаҳони барин аст,
Ту ҳарчанд имрӯз дар тира тинӣ.
Ҷаҳони меҳинро ба ҷон зебу фаррӣ,
Агарчи бад-ин тан ҷаҳони кеҳинӣ.
Ҷаҳони барину фурудин туӣ худ,
Ба тан з-ин фурудин, ба ҷон з-он баринӣ.
Сазои ҳама неъмати ину онӣ,
Зи ҳикмат азеро ҳам онӣ, ҳам инӣ.
Ба ҷон хонаи ҳикмату илму фазлӣ,
Ба тан ғояти сунъи ҷонофаринӣ.
Агар мешиносӣ ҷаҳонофаринро,
Сазовори ҳар неъмату офаринӣ.
В-агар бадсиголию нашносӣ ӯро,
Мукофоти бад ҷуз бадӣ худ набинӣ.
Ҷаҳоно, ман аз ту ҳаросон аз онам,
Ки бас баднишониву бад ҳамнишинӣ.
Хасисӣ, ки ҷуз бо хасисон насозӣ,
Қаринат наям ман, ки ту бад қаринӣ.

Бар озодагон кибр дорӣ, валекин
Янолу Тагинро Янолу Тагинӣ.
Яке бехирадро ба гаҳ барнишонӣ,
Яке бегунаҳро ба сар барнишинӣ,
Ҳамонро, ки худ хонда бошӣ, биронӣ,
Ҳамонро кунӣ хор, к-аш баргузинӣ.
Агар мардумӣ будию гуфтаме мар-
Туро ман, ки девонаи ростинӣ.
Валекин ту ин корсоз ахтаронро
Ба фармони Яздон ҳисори ҳасинӣ.
Ба хоса, ту, эй наҳс хоки Хуросон,
Пур аз мору каждум яке поргинӣ.
Барошуфтаанд аз ту туркон, нагӯӣ,
Миёни сагон-дар яке арз бинӣ.
Амиронат асли фасоданду ғорат,
Фақеҳонат аҳли маю сотгинӣ.
Макон нестӣ ту на дунё, на динро,
Камингоҳи Иблиси шуми лаинӣ.
Фасоду ҷафову балову аноро
Бар аҳрори гетӣ қарори макинӣ.
Ту, эй душмани хонадони паямбар,
Зи баҳри чӣ ҳамвора бо ман ба кинӣ?
Туро чашмдард асту ман Офтобам,
Азеро зи ман рух пурожангу чинӣ.
Сухан то нагӯӣ, ба динор монӣ,
Валекин чу гуфтӣ, пашизе мисинӣ.
Чу тирагумонӣ туву ман яқинам,
Ту худ з-ин, ки ман гуфтамат бар яқинӣ.
Ту мар-заркро чун ҳаме фиқҳ хонӣ,
Чи марди суханҳои ҷазлу матинӣ?
Хуросон чу бозори Чин кардаам ман
Ба таснифҳое чу дебои чинӣ.
Чу яксар муъини ту гаштанд девон
В-аз Иблиси наҳси лаин мустаъинӣ.
Камина муинанд девон-т яксар,
Ки ту, хар, на ҳамгӯшаи Бӯмуъинӣ.

Ба майдони дин ман ҳаме асп тозам,
Ту хуш хуфта, чун гурба дар пӯстинӣ.
Ту, эй Ҳуҷҷати мӯъминони Хуросон,
Имоми замонро амину яминӣ.
Дили мӯъминонро зи васвос амонӣ,
Сари носибиро ба ҳуҷҷат кудинӣ.
Биронандат, он гаҳ, ки Эзид-т хонад,
Ба олам-дарун ояту-л-оламинӣ.
Ҷуз аз баҳри молаш начӯяд туро кас,
Ҳамоно, ки ту равғани ёсаминӣ.
Баҳогиру рахшонӣ, эй шеъри Носир,
Магар худ на шеърӣ, бадахшӣ нигинӣ.
Бар аъдои дин заҳрию мӯъминонро
Ғизоӣ, магар равғану ангубинӣ?

❁ ❁ ❁

Гар нахоҳӣ, эй писар, то хештан маҷнун кунӣ,
Пушт пеши ину он пас чун ҳаме чун «нун» кунӣ?
Дил-т хонай орзу гаштасту заҳр аст орзу,
Заҳри қотилро чаро бо дил ҳаме маъҷун кунӣ?
Хам зи «нун»-и пушти ту ҳам дар замон берун шавад,
Гар ту хумми орзуро аз шикам берун кунӣ.
З-орзуи он, ки рӯзе зан-т кадбону шавад,
Чун тани озоди худро бандаи хотун кунӣ?
Даҳ тан аз ту зардрӯю бенаво хусбад ҳаме,
То ба гулгун май ҳаме ту рӯи худ гулгун кунӣ.
Гар ту худ маҷнунӣ аз ин бедонишӣ, пас, хештан
Чун ба май хӯрдан дигарбора ҳаме маҷнун кунӣ?
Зар ҳамехоҳӣ, ки пошӣ, май хурӣ бо ҳуриён,
Сар зи раъноӣ гаҳе эдуну гоҳ эдун кунӣ.
Гар на девона шудастӣ, чун сари ҳушёри хеш
Аз бухори ганди май табле пур аз ҳапюн кунӣ.
Хуш бихандӣ бар суруди мутрибу овози рӯд
В-ар тавонӣ доманаш пурлӯълӯи макнун кунӣ.
В-ар ба дарвеше закотат дод бояд як дирам,
Табъро аз нохушӣ чун мору мозарюн кунӣ.
Гоҳ бе шодӣ бихандӣ хира чун девонагон,
Гоҳ бе андуҳ ба хира хештан маҳзун кунӣ.
Он кунӣ аз беҳушӣ, к-аз шарми он, гар баррасӣ,
Вақти ҳушёрӣ аз андуҳ рӯй чун тоъун кунӣ.
Дарди нодонӣ биранҷонад туро, тарсам ҳаме,
Дарди нодонӣ-тро чун на ба илм афсун кунӣ?
Хонае кардастӣ андар дил зи ҷаҳлу ҳар замон
Он ҳамехоҳӣ, ки дар вай нақши гуногун кунӣ.
Хонаи ҳуши ту сар бар гунбади гардун кашад,
Гар ту хонай беҳуширо бар замин ҳомун кунӣ.
Дил хазинай туст, шояд, к-андар ӯ аз баҳри дин
Бому бум аз илм созӣ в-аз хирад парҳун кунӣ.
Мушу мор андар хазинай хеш мафкан хир-хир,
Гар надорӣ дурру гавҳар, к-андар ӯ махзун кунӣ.
Даст бар парҳез дору хуб гӯю илм ҷӯй,
То ба андак рӯзгоре хештан Қорун кунӣ.

Гирди доно гарду гардан қавли ӯро нарм дор,
Гар ҳамехоҳӣ, ки ҷои хеш бар гардун кунӣ.
Гар шараф ёбад зи дониш ҷон-т, бар гардун шавад,
Лекин андар чоҳ монад дун, гар ӯро дун кунӣ.
Хештанро чун ба роҳи доду адлу дин равӣ,
Гарчи Афридун наӣ, бар гоҳи Афридун кунӣ.
Гар ҳамедонӣ, ки хона-ст ин гили маснун туро
Чун ҳама кӯшиш зи баҳри ин гили маснун кунӣ?
Ҷон ба собуни хирад бояд-т шустан, к-ин ҷасад
Тира монад, гар мар-ӯро ҷумла дар собун кунӣ.
Орзу дорӣ, ки дар боғи падар нав хонае
Барфарозӣ в-он гаҳе онро ба зар мадҳун кунӣ.
Аз гулобу мушк созӣ хишти ӯро обу хок,
Дар зи уду фарши ӯ румиву бӯқалмун кунӣ.
Ман гирифтам, к-ин мурод омад ба ҳосил мар-туро
В-ар бихоҳӣ сад чунину низ аз ин афзун кунӣ.
Гар бимонад бо ту ин хона, ман он хоҳам, ки ту
То ба фардо нафканӣ ин кор, бал акнун кунӣ.
В-ар нахоҳад монд бо ту боғу хона хир-хир,
Хештанро ранҷа чун дорию чун Шамъун кунӣ?
Гар касе гӯяд-т: «Бас некӯ ҷавонӣ, шод бош,»
Шодмон гардию рух монанди озарюн кунӣ.
Чун-т гӯяд: «Дер зӣ», пас, дер бояд зистан,
Гар ҳаме кор, эй ҳунарпеша, бад-ин қонун кунӣ.
Зиндагию шодӣ андар илми дин аст, эй писар,
Хештанро, гар на мастӣ, масту маҷнун чун кунӣ?
Гар ба шористони илм-андар бигирӣ хонае,
Рӯзи хеш имрӯзу фардо фарруху маймун кунӣ.
Рӯзи ту ҳаргиз ба имон саъду маймун кай шавад,
Чун ту бар Иблиси малъун хештан мафтун кунӣ?
Дасти Ҳомони ситамгор аз ту кӯтаҳ кай шавад,
Чун ту андар шаҳри имон хутба бар Ҳорун кунӣ?
Беди беборӣ зи нодонӣ, валекин з-ин сипас
Гар ба дониш ранҷ бинӣ, бедро зайтун кунӣ.
Бахти ту гарчи зи нодонӣ қарини моҳӣ аст,
Чун биёмӯзӣ-ш бо Моҳи само мақрун кунӣ.

Шеъри Ҳуҷҷатро бихону сӯи дониш роҳ гир,
Гар ҳамехоҳӣ, ки ҷону дил ба дин марҳун кунӣ.
Чун кушоишҳои диниро зи лафзаш бишнавӣ,
Сухра з-он пас бар кушоишҳои Афлотун кунӣ.
В-ар зи нури офтобаш баҳра гирад хотират,
Пеши равшан хотират мар-Моҳро урҷун кунӣ.
Аз ту хоҳанд об з-он пас корвони ташнагон,
Хору ташна гар аз инон рӯй зӣ Ҷайҳун кунӣ.
Фахр ҷӯяд бар ҳакимон ҷони Суқроти бузург,
Гар ту, эй Ҳуҷҷат, мар-ӯро пеши худ маъзун кунӣ.

* * *

Эй он ки надими бодаву ҷомӣ,
То умр, магар бар ин ба фарҷомӣ?
Чун дашт ҳарири сабз дарпӯшад
В-ояд ба нишоти ҳиссӣ аз номӣ.
Гаҳ рафта ба дашт бо тамошой,
Гаҳ хуфта ба зери шохи бодомӣ.
Бигзашт тамуз сӣ-чиҳил бар ту,
Аз баҳри чӣ мондаӣ бад-ин хомӣ?
Хуш аст туро саҳаргаҳон рафтан,
Аз ҷома ба ҷом, агар наянҷомӣ.
Лекин фалакат ҳаме бифарҷомад,
Фарҷом нигар, чӣ фитна бар ҷомӣ?
Доим ба шикор-дар ҳаметозӣ
В-огоҳ наӣ, ки монда дар домӣ.
Ҷуз хок зи даҳр нест баҳри ту
Ҳарчанд, ки бар фалак чу Баҳромӣ.
Фардо ба асо ҳаме-т бояд рафт,
Имрӯз чунин чу кабк чӣ х-ромӣ?
Қадди алифӣ-т лом шуд, бингар,
Мангар ту чунин ба зулфаки ломӣ.
Аз ҳирс ба вақти чошт чун каргас
Дар Чочу ба вақти шом дар Шомӣ.
Чун дод бихоҳам аз ту, бас тундӣ,
Лекин чу ситам кунӣ, хушу ромӣ!
Эдун шабу рӯз бар ситам кардан
Истода зи баҳри аспу устомӣ.
Дар дунё сахт сахтиву дар дин
Бас сусту миёнакору ҳангомӣ.
Сӯи ту наёмадаст пайғамбар,
Ё ту на сазову аҳли пайғомӣ?
Ҳар рӯз ба мазҳаби дигар бошӣ,
Гаҳ дар чаҳи жарфу гоҳ бар бомӣ.
Лекин чу касе-т меҳмонӣ кард,
Аз пур хӯрдан ҳаме наёромӣ.
Гар носибият барад, Умар бошӣ,
В-ар шиъӣ хонадат, Алӣ номӣ.

То беадабӣ ҳаметавонӣ кард,
Хуни уламо ба дам биёшомӣ.
В-он гаҳ, ки шудӣ заиф, биншинӣ
Бо зӯҳд, чу Боязиди Бистомӣ.
Бо омаи халқ гӯӣ аз хосам,
Лекин суи хос камтар аз омӣ.
Эй Ҳуҷҷат, аз инчунин беозармон
То чанд кашӣ муҳолу нокомӣ?
Аз хуг ба боғ дар чӣ афзояд,
Ҷуз зиштиву хомиву беандомӣ?
Иблис адӯст мар-туро, зеро
Ту одами аҳлу аҳли аҳкомӣ.
Маштоб ба хуни Ҳом, азеро ту
Мар-Нӯҳи замони хешро Сомӣ.
Аз рӯҳи шариф ҳамчу арвоҳӣ,
Гарчи ба тан аз ҷаҳони аҷсомӣ.
Эй маъдани фатҳу наср, Мустансир,
Шоҳон ҳама рӯбаҳу ту зирғомӣ.
Ман, банда, тавонгарам ба илми ту,
Зеро ту тавонгар аз ҷаҳон томӣ.
Ҳар кореро бувад саранҷоме,
Ту олами ҳиссро саранҷомӣ.
Ман бар сари душманон-т самсомам,
Ту соҳиби зулфиқору самсомӣ.

❁ ❁ ❁

Эй, он ки ба тан з-орзуи мол чу нолӣ,
Аз ман чу ситам худ кунӣ, аз баҳри чӣ нолӣ?
Дар орзуи хеш бимолид туро мол,
Чун гӯши дил, эй сӯхтанӣ, сахт намолӣ?
Бадхоҳи ту мол аст, ки молидаи ӯӣ,
Бадхоҳи ту мол аст, ту чун фитнаи молӣ.
Дом аст туро қолу мақол аз қибали мол,
З-он аст, ки ҳамвора ту бо қолу мақолӣ.
Эй зӯҳдфурӯшанда, ту аз қолу мақолӣ,
Бо маркабу бо зайъату бо сандусу қолӣ.
Гар зӯҳд ҳамеҷӯӣ чандин ба дари мир,
Чун медавӣ, эй беҳуда, чун аспи даволӣ?
Ози ту наҳангест, ҳамоно ки напурсад
Аз гурсунагий худ зи ҳаромиву ҳалолӣ.
Дар мазраъаи маъсияту шарр чу Иблис
Тухми базаҳу бори баду барги ваболӣ.
Аз адли Худованд биёбӣ, чу биёӣ
Бо бори базаҳ рӯзи қазо музди ҳамолӣ.
Эй карда туро гардун дунҳиммату бедин,
Зоил шуда дин аз ту ба дунёи заволӣ.
Бингар, ки куҷо меравию беҳуда мангар
Сӯи хадаму бандаву озоду маволӣ.
Бо лашкару моли қавӣ имрӯз, валекин
Фардо наравӣ ҷуз тиҳиву муфлису холӣ.
Кӯҳ аз ғами бебокию туғёни ту нолад,
Беҳуда ту чун дар ғами Тӯғону Янолӣ?
Хурсанд чаро шуд дилат андар буни ин чоҳ
Бо ҷоҳи баланду ҳашаму ҳиммати олӣ?
Эй мири аҷал, чун аҷал ояд-т бимирӣ,
Ҳарчанд ки бо иззу ҷалолию ҷамолӣ.
Зебо ба хирад бояд будан-ту ба ҳикмат,
Зебо ту ба тахтию ба садрию ниҳолӣ.
Бори хираду ҳикмату барги ҳунару фазл
Баргир, ки ту ин ҳамаро тухму ниҳолӣ.
Эй хубниҳол, ар зи хирад бор нагирӣ,
Бо беду сапедор ҳамонанду ҳамолӣ.

Эй сифла, туро ҷоми булӯрин ба чӣ кор аст,
Гар ту ба тани хеш фурӯмоя сафолӣ?
Боке набувад, з-он ки танат сифла сафол аст,
Гар ту ба дили пок чу пок оби зулолӣ.
Дарёст ҷаҳону тани ту киштиву умрат
Бодест сабоиву ҷанубиву шимолӣ.
Ин бод ҳаме ҳеч шабу рӯз наҳолад,
Шояд, ки ту з-андӯҳи сафар ҳеч наҳолӣ.
Андар хирад имрӯз бивол, эй писар, эро-к
Сӣ сол баромад, ки ҳаме ҳечнаволӣ.
Имсол биафзуд туро домани пешин,
Зеро ки алиф будиву имсол чу долӣ.
Эй сарвбун, аз гаштани ин баршуда дӯлоб
Хаммидаву бетоб чу фарсуда даволӣ.
Донӣ, ки ҳаме бар ту ҷаҳон дард сиголад,
Ӯ дард сиголиду ту дармон насиголӣ?
Дармони ту он аст, ки то бо ту замона
Шере бисиголад, насиголӣ ту шаголӣ.
Макру ҳасаду кибру хурофоту тамаъро
Мапзиру мадеҳ раҳ ба дари хешу ҳаволӣ.
Хорӣ макашу кибр макун, бар раҳи дин рав,
Мӯъмин на муқассир бувад, эй пир, на ғолӣ.
Бар халқи ҷаҳон фазл ба дин ҷӯй, азеро-к
Дин аст сари сарварию асли маъолӣ.
Дин мафхари тусту адабу хатту дабирӣ,
Пеша-ст чу ҳаллоҷию дарзию кулолӣ.
Шеъру адабу наҳв хасу сангу сафоланд,
В-оёти Қурон зарру ақиқ асту лаъолӣ.
Маънии Қурон равшану рахшон чу нуҷум аст,
Амсол бар ӯ тираву торӣ чу лаёлӣ.
Бар зоҳири амсол марав, к-ат нафизояд
Назди уқало ҷуз ҳама хорию наколӣ.
Роҳест ба дин-андар мар-шиъати ҳақро
Ҷуз роҳи ҳарурииву каромиву каёлӣ.
Роҳе, ки дар ӯ раҳбар зӣ шаҳри камол аст,
З-ин роҳ машав як сӯ, гар марди камолӣ!

Бар роҳи ҳиқиқат рав, мангар ба чапу рост,
Бо бод мачам з-ин суву з-он сӯ, на ниҳолӣ.
Аз Ҳуҷҷати Мустансир бишнав сухани ҳақ,
Равшан чу шабоҳанги саҳаргоҳ муҷолӣ.
Ҳаққ аст суханҳош, агар зӣ ту муҳол аст,
Бешак, ту харидори хурофоту муҳолӣ.
Эй он ки ҳамеҷӯӣ раҳ сӯи ҳақиқат
В-аз «ахбарно» сериву бо ранҷу малолӣ.
Ман дӣ чу ту будастам, донам, ки ту имрӯз
Аз ранҷи муҳолот шунудан ба чӣ ҳолӣ.
Аз Ҳуҷҷати ҳақ ҷӯй ҷавоби сухан, эро-к
Муфлис кунадат, бешак, агар ганҷи суолӣ.

❁ ❁ ❁

Кору кирдори ту, эй гунбади зангорӣ,
На ҳамебинам ҷуз макру ситамгорӣ.
Бистурӣ поку пароганда кунӣ фардо,
Ҳар чӣ имрӯз фароз ориву бингорӣ,
Ту ҳамоно, ки на ҳушёрсарӣ в-ар не
Чунки феъли бадро зишт наянгорӣ.
Гар на мастӣ, пас бе он, ки биёзорем
Мо туро, моро аз баҳри чӣ озорӣ?
Баччаи туст ҳама халқу ту чун гурба,
Рӯзу шаб бо бачаи хеш ба пайкорӣ.
Модаре ҳаргиз ман чун ту надидастам,
Нестамон бо туву на бе ту, магар хорӣ.
Гар набоемат, аз баҳри чӣ зоимон
В-ар бизоимон, чун боз биявборӣ?
Зани бадхӯро монӣ, ки маро бо ту
Созгорӣ на савоб асту на безорӣ.
Гирд мегардӣ бар ҷой чу хунхора,
Гар надонӣ раҳ на-шгифт, ки хунхорӣ.
Нестӣ аҳлу сазовор ситоишро,
На накӯҳишро, зеро ки на мухторӣ.
Бал яке матбахи хуб аст зи баҳри мо
Ин ҷаҳону ту яке матбахсолорӣ,
Ки мар-ин хоки турушро ту чу таббохон
Мебибӯиву маза-в ранг биёчорӣ.
Кирдгоратро ман дар ту ҳамебинам
Ба раҳи чашми дил, эй гунбади зангорӣ.
Ту ба паргори хирад пеш равонам-дар
Бехатартар зи яке нуқтаи паргорӣ.
Мар-маро сӯи хирад бар ту басе фазл аст,
Ба сухан гуфтану тадбиру ба ҳушёрӣ.
Дили ман шамъи Худой аст, чӣ чизӣ ту?
Чу бари шамъи фурӯзанда яке хорӣ.
Шамъи ту роҳи биёбон бураду дарё,
Шамъи ман роҳнамоест суи борӣ.
Мар-туро, лоҷарам, Эзид на ҳамехонад,
Балки мар-моро хондаст ба ҳамворӣ.

Мо худованди туро хонаи гуфторем,
Гар ту ӯро, фалако, хонаи кирдорӣ.
Зинҳор, эй писар, ин гунбади гардонро
Ҷуз яке коркуну банда напиндорӣ.
Бар ману ту, ки бихусбем, нигаҳбонест,
Ки нагардад ҳаргиз ранҷа зи бедорӣ.
Мӯру моҳиро бар хоку ба дарё-дар
Нест пинҳон шудан аз вай ба шаби торӣ.
Гар туро бандаи худ хонд, сазовор аст
В-агараш тоат дорӣ ту, сазоворӣ.
Гар ҳаме неъмати доим талабӣ, ӯро
Бандагӣ кун ба дурустиву ба беморӣ.
Мардвор, эй писар, аз ома ба як сӯ шав,
Чӣ барӣ рӯз ба хобу хӯр харворӣ.
Даҳри гарданда бад-ин песарасан, пуро,
Хаба хоҳад-т ҳамекард, хабар дорӣ?
Ту ҳамебинӣ, к-ат пой ҳамебандад,
Пас чаро хомушиву хира нагуфторӣ?
Шаст сол аст, ки ман дар расани ӯям,
Гар бимирам, ту нигар, то накунӣ зорӣ.
Мар-туро н-ояд ёрӣ зи касе фардо,
Чу наёмад зи ту имрӯз маро ёрӣ.
Чунки бар хештан имрӯз набахшоӣ,
Раги авдоҷ ба ништар зи чӣ мехорӣ?
Хуфтаӣ, хуфтаву гӯӣ, ки ман огоҳам
Кай шавад берун лингет ба раҳворӣ?
Гар наӣ хуфта, зи баҳри чӣ кунӣ чандин
Зарқи дунёро аз табъ харидорӣ?
Бомдодон-т диҳад ваъда ба шоме хуш,
Шомгоҳон-т диҳад ваъда ба ноҳоре.
Чун нагӯиш, ки то чанд кунӣ бар ман
Ту раво зарқу ситамгориву ғаддорӣ?
Он яке ҷодуи маккори забунгир аст,
Чанд гардӣ сипаси ӯ ба сабуксорӣ.
Чун талоқе надиҳӣ ин зани раънoро,
Чунки чун мардон коре накунӣ, коре?

Гар зи баҳри хуру хоб аст туро кӯшиш,
Пас, ба дасти гулуи хеш гирифторӣ.
Ин танӯрест яке гарму биянборад
Ба ҳар он чи-ш зи тару хушк биянборӣ.
Хирадат дод Худованди ҷаҳон, то ту
Бираҳӣ як раҳ аз ин маъдани душворӣ.
Ту чу хар фитнаи хур чун шудӣ, эй нодон?
Ин-т нодониву наҳсиву нигунсорӣ.
То ҳаме дастрасат ҳаст ба коре бад,
Накунӣ рӯй ба меҳроб зи ҷабборӣ.
Чун фурӯ мондӣ аз маъсияту наҳсӣ,
Он гаҳ иқрор биёрӣ ба гунаҳкорӣ.
Гарчи таррориву айёри ҷаҳон, аз ту
Олиму-л-ғайб куҷо харрад таррорӣ.
Сирати зишт на андархури аҳрор аст,
Сирати хубат ку, гар ту зи аҳрорӣ?
Гарчи бисёр бувад зишт, ҳамон зишт аст,
Зишт ҳаргиз нашавад хуб ба бисёрӣ.
Ба хуи хуб чу дебову чу анбар шав,
Гарчи дар шаҳр на баззозу на атторӣ.
Сӯи шаҳри хираду ҳикмат раҳ ёбӣ,
Гар худ аз бодияи беҳуда боз орӣ.
Сухани ҳикмат аз Ҳуҷҷат бипзирӣ,
Гар ту аз тоифаи Ҳайдари каррорӣ.

❁ ❁ ❁

Сифла ҷаҳоно, чу гирдгард биноӣ,
Ҳам ба сар оӣ, агарчи дер бипоӣ.
Гарчи сарои баҳоимӣ, ҳукаморо
Ту на сароӣ, чу бегумон ба сар оӣ.
Шӯҳра сароиву устувор, валекин
Чун ба сар оӣ ҳаме, на шӯҳрасароӣ.
Ҷуди Худой аст иллати туву моро
Сӯи ҳакимон ту аз Худой атоӣ.
Гарчи туро нест илму низ бақо нест,
Сӯи ман алафнҷгоҳи илму бақоӣ.
Он ки бидонад чӣ гунагӣ-т бидонад
Шӯҳрасароё, ки ту зи баҳри чароӣ?
В-он ки наёбад тариқ суи чароӣ-т,
Аз ту чаро ҷӯяд он сутури чароӣ.
Даври фаноиву сӯи олами боқӣ
Маъдану алфанҷгоҳи тӯшаи моӣ.
Ростриҷоиву нағзкор, валекин
Рост бихоҳӣ: пур аз фиребу риҷоӣ.
Сӯҳбати ту нестам ба кор, азеро-к
Сӯҳбати онро, к-ат ӯ шинохт, нашоӣ.
Доно моро ба песагони ту хонад,
Гарчи ту моро ба песа хор нашоӣ.
Дунё, пуро, туро атои Худой аст,
Гар ту харидори мазҳаби ҳукамоӣ.
Чун биравӣ ту, ато-ш бо ту наёяд,
Пас ту чӣ бурдӣ аз ин атои худоӣ?
Гар на ҳамесояд ин атои муборак,
Ту, ки ато ёфтӣ, зи баҳри чӣ соӣ?
Он, ки атову атопазир мар-ӯрост,
Маъдани фазл асту асли бор худоӣ.
Нек нигаҳ кун дар ин атову биандеш,
То ки ту чун ин ато туроcт, кироӣ?
Сар чӣ кашӣ дар гилем, хезу нигаҳ кун,
То ки ҳаме худ куҷо равию куҷоӣ?
Даҳр туро ме ба яшки марг бихояд,
Чораи ҷон соз, хира, жож чӣ хоӣ?

Чора надонам туро ҷуз он, ки ба тоат
Хештан аз маргу яшки ӯ бирабоӣ.
Гар ч-ат якбора зодаанд, наёбӣ
Олами дигар, агар дубора назоӣ.
Ҳеч маяндеш, агар зи колбуди ту
Хок ба хокӣ шавад, ҳаво ба ҳавоӣ.
Банди ту аст ин ҷасад, чаро хурӣ андӯҳ,
Гар-т бибояд зи банди танг раҳоӣ?
Ҷуз ки ҷасадро ҳаме надонӣ, тарсам
Занги ҷаҳолат зи ҷон-т чун бизудоӣ?
Модари ту хоку осмон падари туст,
Дар тани хокӣ ниҳуфта ҷони самоӣ.
Нек бияндеш, то ҳаме кӣ кунад ҷуфт
Бо сабуки боқӣ ин гарони фаноӣ?
Ҷуфт чаро кардашон ба ҳикмату санъат,
Чун ба миёншон фиканд хост ҷудоӣ?
Он ки туро зинда кард, чун бимиронад
В-он ки бимиронадат, чаро-ш ситоӣ?
Гар битавонист зинда дошт, чаро кушт?
Гар на аз ин бор нома ҷусту равоӣ?
В-ар натавонист зинда дошт, чаро кард,
Ақл чӣ дорад дар ин ҳадис гувоӣ?
Рои туро роҳ нест дар сухани ман,
Гар ту ба роҳи қиёсу мазҳаби роӣ.
Ҷуз ки мирову лаҷоҷ нест туро илм,
Шарм надорӣ аз ин мириву мироӣ?
Банди Худой аст мушкилоту ту з-ин банд
Рӯзу шаб андар болову ранҷу аноӣ.
Дасти худованди хешро чу надонӣ,
Бастаӣ ӯро ту, пас, чӣ гуна кушоӣ?
Ин ки Қурон аст, ганҷи илми Худой аст,
Чунки суи ганҷбони ӯ нагароӣ?
Ҳар чӣ ҷуз аз хозини Худой ситонӣ,
Ҷумла суол асту хориясту гадоӣ.
Ҳар кӣ суи ҷӯю чашма роҳ надонад,
Беҳуда бошад-ш кард қасди сақоӣ.
Гар ту суи ганҷбон-ш роҳ надонӣ,
Ман бикунам сӯи ӯт роҳнамоӣ.

Зери ливои Худой ҷой биёбӣ,
Гар бинамоӣ маро, к-аз аҳли ливоӣ.
Аҳли або яксара ливои Худоянд
Сӯи ту, гар дӯстдори аҳли абоӣ.
Ҳайдар зӣ мо асои Мӯсии давр аст,
Мӯсии моро ҷуз ӯ кӣ карда асоӣ?
Он чи Алӣ дод дар рукӯъ, фузун буд,
З-он ки ба умре бидод Ҳотами Тоӣ.
Гар ту ҷуз ӯро ба ҷои ӯ бинишондӣ,
Валлаҳ, биллаҳ, ки бар тариқи хатоӣ.
Ҷуғдакро чун ҳумой ном ниҳодӣ,
Н-ояд ҳаргиз зи ҷуғди шум ҳумоӣ.
Лоҷарам, ар гумраҳе далели ту гаштаст,
Рӯзу шаб аз гумраҳӣ ба ранҷу балоӣ.
Оли расули Худой ҳабли Худоянд,
Чун-ш гирифтӣ, зи чоҳи ҷаҳл бароӣ.
Бар дилу ҷони ту нури ақл битобад,
Чун ту зи дил ранги ҷаҳлро бизудоӣ.
Нур ҳагирз андар оина нафизояд,
То ту зи дониш ҳаме дар ӯ нафизоӣ.
Кавну маконро шифо Қурони карим аст,
Чунки ту бемор аз ин макони шифоӣ?
З-он ки наҷӯӣ ҳаме на илму на дин, бал
Дар талаби аспу тайласону ридоӣ.
Мард ба ҳикмат баҳову қимат гирад,
Зеби занон аст шуштариву баҳоӣ.
В-ар ту ҳакимӣ, биёр ҳуҷҷати маъқул,
Зард макун сӯи ман рухони лукоӣ.
Ҳуҷҷати маъқул агар ба даст надорӣ,
Ман на туроам, чунон ки ту на мароӣ.
Панд деҳ, эй, Ҳуҷҷати замини Хуросон,
Мар-уқалоро, ки қиблаи уқалоӣ.
Қиблаи илмиву дар замини Хуросон
Зуҳд ба ҷой асту илм, то ту ба ҷоӣ.
То ту ба дил бандаи имоми замонӣ,
Бандаи ашъори туст шеъри Кисоӣ.

* * *

Эй гашти замон, зи ман чӣ мехоҳӣ?
Низам мафурӯш зарқу рӯбоҳӣ.
Аз ман, чу шинохтам туро, бигзар,
Он гаҳ бифиреб, ҳар киро хоҳӣ.
Ман бар раҳи ин ҷаҳон ҳамерафтам
Аз макру фиреби ту зи гумроҳӣ.
Нозону данон ба роҳ чун дунон
Бо қомати сарву рӯи дебоҳӣ.
Ҳамроҳ шудӣ ту бо ману яксар
Шодиву нишоту зӯру барноҳӣ.
Аз ман бурдӣ ту дузди бераҳмат,
Дуздон накунанд раҳм бар роҳӣ.
Эй карда наҳанги даҳр қасди ту,
Рӯзе-т фурӯ хурад ба н-огоҳӣ.
З-ин чоҳ ҳаме баромадат бояд,
То чанд бувӣ ту бегунаҳ чоҳӣ?
Чоҳ ин ҷасади гарону торик аст,
Ин афкандат ба гурму гумроҳӣ.
Акнун-т дароз кард мебояд
Тоат, ки гирифт қадд кӯтоҳӣ.
Дуто-т шудаст пушт, якто кун.
Ин пушти дуто ба қавли яктоҳӣ.
Аз ҳирс бикоҳу тоат афзун кун,
З-он пас, ки фузудиву ҳамекоҳӣ.
Ҷон донаи мардум асту тан коҳ аст,
Эй фитнаи тан, ту фитна бар коҳӣ.
Ҷулоҳа гирифт тан туро, тарсам,
Ту ғарра шудӣ бад-ӯ ба ҷулоҳӣ.
Ту моҳияке заифиву баҳр аст
Ин даҳри сутурги бадхуи доҳӣ.
Бе пой машав бурун аз ин дарё,
Инак, ба сухан-т додам огоҳӣ,
Зеро ки чу дур монад аз дарё,
Бас ранҷа шавад ба хушк бар моҳӣ.
Эй шоҳ, насиби хеш берун кун
З-ин ҷоҳи баланду неъмату шоҳӣ.

Бингар ба заиф ҳоли дарвешон,
Бигзор сипоси он, ки бар гоҳӣ.
Зеро ки агар ба чаҳ фурӯ тобад,
Маҳро нашавад ҷалолати моҳӣ.
К-ин чарх басе рабуд шоҳонро,
Ногоҳ зи гаҳ чу турки хиргоҳӣ.
Ҳикмат бишунав зи Ҳуҷҷат, эро-к ӯ
Ҳаргиз надиҳад паёми даргоҳӣ.

❁ ❁ ❁

Эй ғарра шуда ба подшоӣ,
Беҳтар бинигар, ки худ куҷоӣ?
Ту сӯи хирад зи бандагонӣ,
Зеро ки ба зери бандҳоӣ.
Он кас, ки ба банд баста бошад,
Ҳаргиз кӣ диҳад-ш подшоӣ?
Гар банда наӣ, чаро на аз тан-т
Ин банду гиреҳ набаркушоӣ?
З-ин банди гарон, ки ин тани туст,
Чун ҳеч наёядат раҳоӣ?
Пас, шод чӣ гунаӣ ту бо банд,
Чун бандаи хешу мубталоӣ?
Гар шоҳ туӣ, бибахшу мастон
Чиз аз шаҳриву рустоӣ,
Зеро ки зи халқ хостан чиз
Шоҳӣ набувад, бувад гадоӣ.
Ё боз шаҳ аст ё ту бозӣ,
Зеро ки чу боз мерабоӣ.
В-онро ки ба молу ҷон кунӣ қасд,
Худ боз наӣ, ки аждаҳоӣ.
Гетӣ, писаро, дудар сароест,
Ту баста дар ин дудар сароӣ.
Берун-т баранд аз дари марг,
Чун аз дари будаш андароӣ.
Пайваста кунӣ ба хок, то з-ӯ
Ме рой наёядат ҷудоӣ.
Гар ройи бақо кунӣ дар ин ҷой
Беҳудадарою сустройӣ.
З-ин чарх, к-аш эч худ бақо нест,
Ту бар тамаъи бақо чароӣ?
Гар ме ба хирад бақо наёбӣ,
Беҳуда чароӣ, эй чароӣ?
Гар ме ба хирад дуруст мондаст
Ин баршуда чархи осиёӣ.
Гар ту ба хирад будӣ, нагаштӣ
Якто қади ту чунин дутоӣ.

Ҳар к-ӯ ба хирад бақо наёбад
З-ин баршуда чархи осиёӣ,
Эй гов, чарои шери маргӣ
Биндеш, ки пеши ӯ наёӣ.
Ту ҷуз, ки зи баҳри ин қавӣ шер,
Аз модари хеш меназоӣ.
Аз коҳишу нестӣ биёндеш,
Имрӯз, ки ҳастию физоӣ.
Дандони ҷаҳон ҳамет хояд,
Эй беҳуда, жож чанд хоӣ?
Он ҷо, ки шавӣ, ҳамебипояд-т
В-ин ҷой ҳамеша менапоӣ.
Бар тарфи ду раҳ чу марди гумраҳ
Акнун ҳайрону ҳой-ҳоӣ.
Хӯрдиву задиву тохт якчанд
В-акнун, ки намондат он равоӣ.
Якчанд чу гови монда аз кор
Шав зӯҳдфурӯшу порсоӣ.
Эй буда басе чу аспи навзин,
Имрӯз яке куҳан ҳиноӣ.
Ҷоҳил нарасад ба порсоӣ,
Беҳуда хала чаро дароӣ?
Он бас набувад, ки рӯю зону
Бар хок бимоливу бисоӣ?
Гар сӯи ту порсоӣ аст ин,
Валлаҳ, ки ту деви пурхатоӣ.
Зеро ки нахуст илм бояд,
То пеши Худойро бишоӣ.
Ҳаргиз набарад касе ба бозор
Нобехта гандуми баҳоӣ.
Пурхоку хасӣ ту, эй нигунсор,
Аз бехирадиву аз мароӣ.
Ҳарчанд ба шахс, ҳамчу доно,
Бо чокару аспу бо ридоӣ,
Чун як сухани хато бигӯӣ,
Бар ҷаҳли ту он диҳад гувоӣ.
Эй гашта куҳан ба кори девӣ

В-акнун ба навӣ шуда худоӣ.
Акнун мардум шавӣ, гар аз дил
Девӣ ба хирад фурӯ зудоӣ.
Шӯроб зи қаъри тирадарё
Чун пок шавад, шавад самоӣ.
Оина азиз шуд суи мо,
Чун нур гирифту рӯшаноӣ.
Бо илм гар ошно шавӣ ту,
Бо зӯҳд биёбӣ ошноӣ.
Бо ҷаҳл маҷӯй зӯҳд, азеро
К-аз ҷуғд наёядат ҳумоӣ.
Эй ҷоҳил, чун шавӣ ба масҷид,
Эй ташна, чаро кунӣ сақоӣ?
Гар ҷаҳд кунӣ ба илм, аз ин чоҳ
Як рӯз ба Муштарӣ бароӣ.
Дархурди сано шавӣ ба дониш,
Ҳарчанд ки дархури ҳиҷоӣ.
Як рӯз чунон шавӣ ба кӯшиш,
К-имрӯз чунон ҳаменамоӣ.
Хуршед шавӣ қавӣ ба дониш,
Ҳарчанд заиф чун Суҳоӣ.
Дониш самари дарахти дин аст,
Баршав ба дарахти Мустафоӣ.
То меваи ҷонфизое ёбӣ,
Дар сояи барги Муртазоӣ,
Чизи аҷабе нишон-т додам,
Зеро ки ту ошнои моӣ.
З-он мева шавӣ қавию боқӣ,
Гар бар раҳи ҷустани бақоӣ.
Ҳарчанд, ки бебаҳо гилемӣ,
Дебои накӯ шавӣ баҳоӣ.
Аз Ҳуҷҷат гир панду ҳикмат,
Гар ҳикмату пандро сазоӣ.
Бо навсуханон ӯ куҳан гашт
Он шӯҳра мақолати Кисоӣ.

* * *

Намонад кори дунё ҷуз ба бозӣ,
Бақое несташ ҳар чун тарозӣ.
Ту кабки кӯҳу рӯзу шаб уқобон,
Ту аҳли Руму гашти даҳр ғозӣ.
Сару сомони ин майдон наёбад
На ғозию на ҷомию на розӣ.
В-аз ин хаймай муаллақ барнапаррад,
Агар бозе ту аз андеша созӣ.
Бар ин майдон, дар ин хайма ҳамеша
Ҳаметозӣ ниҳониро ба ғозӣ.
Суи пастӣ наёзад ҷуз тавоно,
Суи хорӣ наёзад ҷуз ниёзӣ.
Ҷаҳон ҷои хилофу ранҷу шарр аст,
Ту, эй доно, бад-ӯ чандин чӣ тозӣ?
Ба дидай ваҳму ақл андарнаёяд
Чаро ҳаргиз ниёз аз бениёзӣ?
Ҳақиқат чист? Умру илми мардум,
Мадеҳ ҳаққат бад-ин чизи маҷозӣ.
Ба ҷисм андар-т зиддон ҷуфт гаштанд,
Тафаккур кун, ки коре нест бозӣ.
Раҳе, к-он аз шудан бошад нишебӣ,
Чу боз ой ҳам-ӯ бошад фарозӣ.
Агарчи кабк сайди боз бошад,
Бад-ӯ пайдо шудаст аз боз бозӣ.
Набинӣ хубро зиштӣ муқобил,
Набинӣ иззро хорӣ мувозӣ?
Ниҳуфтастанд розе, бас шигифте,
Биҷӯй он розро, гар з-аҳли розӣ.
Биҷӯй он розро андар тани хеш,
Нигар, то беҳуда ҳар сӯ натозӣ.
Напардозӣ ба рози эзидӣ ту,
Ки зери банди ҷаҳлу бори озӣ.
Яке нома-ст бас равшан тани ту,
Бад-ин хубиву паҳниву дарозӣ.
Туро нома ҳаме бархонд бояд
Ту дар нома чу оҳу, чун гурозӣ.

Чу ин нома ҳам андар номаи хеш
Нишон додат басе он марди тозӣ.
Ба ранги боз шуд зоғат ба сар бар,
Ту беҳуда ҳаме шатранҷ бозӣ.
Чунин бар бӯйи дунё чанд пӯӣ,
Ба сӯи оз чандин чанд ёзӣ?
Яке дарранда гургӣ, меши динро
Ба кишти хайр дар хашми гурозӣ.
Чаро номай илоҳӣ барнахонӣ,
Чӣ гардӣ гирди афсону мағозӣ?
Ҳаме душворат ояд кард тоат,
Ки бас хушхораву бо кибру нозӣ.
Раҳи Макка ҳамехоҳӣ буридан,
Ки бо зодиву бо молу ҷиҳозӣ.
Магар, к-андар биҳишт ой ба ҳилат
Бад-ин андӯҳ танро чун гудозӣ?
Гар ин фосид гумонат рост будӣ,
Биҳиштӣ кас набудӣ ҷуз ҳиҷозӣ.
Ҳаме ҷон боядат фарбеҳ, валекин
Танат гаштаст чун мурғи ҷувозӣ.
Агар б-алфағдани дониш бикӯшӣ,
Барой з-ин чаҳи ҳафтод бозӣ.
Ту аз ҷони сухангӯи латифат
Яке номай сапеди паҳни бозӣ.
Қалам соз аз забони хешу бинвис
Бар ин номай маноқиб ё махозӣ.
Валекин чун фурӯ хонӣ-ш фардо
Падид ояд, ки савсан ё пиёзӣ.
Ту, эй Ҳуҷҷат, ба шеъри зӯҳду ҳикмат
Суи ҷаннат сухандонро ҷавозӣ.
Ба дин бар чархи дониш офтобӣ,
Ба дониш ҳуллаи динро тарозӣ.
Дили гумроҳро зӣ роҳи дин кас
Беҳ аз ту кард натвонад нуҳозӣ.
Ба ҳикмат табъро бинвоз дар зӯҳд,
Чунин донам, ки бас хуш менавозӣ.

* * *

Бигзар, эй боди дилафрӯзи хуросонӣ,
Бар яке монда ба Юмгондара зиндонӣ.
Андар ин тангии бероҳат биншаста
Холӣ аз неъмату аз зайъату деҳқонӣ.
Бурда ин чархи ҷафопеша ба бедодӣ
Аз дилаш роҳат в-аз тан-ш таносонӣ.
Дил пурандӯҳтар аз нори пур аз дона,
Тан гудозандатар аз ноли зимистонӣ.
Дода он сурату он ҳайкали ободон
Рӯй зӣ зиштиву ошуфтану вайронӣ.
Гашта чун барги хазонӣ зи ғами ғурбат
Он рухи равшани чун лолаи нуъмонӣ.
Рӯй бартофта з-ӯ хеш чу бегона,
Дастгиреш на ҷуз раҳмати яздонӣ.
Бе гуноҳе шуда ҳамвора бар ӯ душман
Турку тозиву ироқиву хуросонӣ.
Баҳнаҷӯёну ҷуз ин ҳеч баҳона на,
Ки ту бадмазҳабиву душмани ёронӣ.
Чӣ сухан гӯям ман бо сипаҳи девон?
На маро дод Худованд сулаймонӣ.
Пеш н-оянд ҳаме ҳеч магар, к-аз дур
Бонг доранд ҳаме чун саги каҳдонӣ.
Аз чунин хасм яке дашт, наяндешам,
Ба гаҳи ҳуҷҷат, ё раб, ту ҳамедонӣ.
Лекин аз ақл раво нест, ки аз девон
Хештанро накунад мард нигаҳбонӣ.
Марди ҳушёри сухандон чӣ сухан гӯяд
Бо гурӯҳе ҳама чун ғӯли биёбонӣ?
Ки бувад ҳуҷҷат беҳуда суи ҷоҳил
Пеши гӯсола нашояд, ки Қурон хонӣ.
Накунад бо суфаҳо мард сухан зоеъ,
Нони ҷавро кӣ диҳад зираи кирмонӣ?
Он ҳамегӯяд имрӯз маро баддин,
Ки ба ҷуз ном надонад зи мусулмонӣ.

Эй ниҳода ба сар андар кулаҳи даъво,
Ҷон-т пинҳон шуда дар қуртаи нодонӣ.
Ба кӣ бояд гаравидан зи пас аз Аҳмад,
Чист назди ту бар ин ҳуҷҷат бурҳоне?
Ту чӣ донӣ кӣ буд он, ки хари лангат
Ту ҳаме бар асари астари ӯ ронӣ.
Чун ту бадбахти фузулӣ, на чу гумроҳон
Андуҳи ҷаҳл хуриву ғами ҳайронӣ.
Сахт бепушт буванду зуафо қавме,
Ки ту пушту сипаҳу қуввати эшонӣ.
Чун бикӯшӣ, ки бипӯшӣ шикаму аврат,
Дигаронро чӣ диҳӣ хира гиребоне?
Гар касе дебо пӯшад, ту чаро нозӣ,
Чун худ андар салаби жандаи хулқонӣ?
Бар тани хеш туро қуртаи карбосӣ
Беҳ, чу бар холат дебои сипоҳонӣ.
Фазли ёрон накунад суд туро фардо,
Чу падид ояд он қуввати пинҳонӣ.
Ҳеч аз он фазл надоданд туро баҳра
Ё сазовор надидандату арзонӣ.
Пеши ман чун бичунбад-т забон ҳаргиз,
Хира пеши зуафо риш ҳамелонӣ?
Хирадуманди сухандон ба ту бархандад,
Чун мар-он бехирадонро ту бигирёнӣ.
Гар туро ёрон зуҳҳоду бузургонанд,
Чун ту бар сирату бар суннати девонӣ?
Сирати роҳзанон дорӣ, лекин ту
Ҷуз ки бустону зару зайъат настонӣ.
Рӯз бо рӯзаву бо нолаву тасбеҳӣ,
Шаб бо мутрибу бо бодаи райҳонӣ.
Бодаи пухта ҳалол аст ба назди ту,
Ки ту бар мазҳаби Бӯюсуфу Нӯъмонӣ.
Кутуби ҳилат чун об зи бар дорӣ,
Муфтии Балху Нишобуру Ҳарӣ з-онӣ.

Бар касе чун зи қазо сахт шавад банде,
Ту мар-онро ба яке нукта бигардонӣ.
Бо чунин ҳукми мухолиф, ки ҳамебинӣ
Ту фурӯмоя, падарзодаи Шайтонӣ.
То ба гуфторӣ, пурбор яке нахлӣ,
Чун ба феъл оӣ, пурхори муғелонӣ.
Ман аз устоди ту деву зи ту безорам,
Гуфтам, инак, сухани кӯтаҳу поёнӣ.
Рӯй зӣ ҳазрати оли набӣ овардам,
То бидоданд маро неъмати ду-ҷҳонӣ.
Агар аз хонаву аз аҳл ҷудо мондам,
Ҷуфт гаштастам бо ҳикмати луқмонӣ.
Пеши доъии ман имрӯз чу афсона-ст,
Ҳикмати Собит бин Қурраи Ҳарронӣ.
Доғи Мустансир Биллоҳ ниҳодастам
Бар бару синаву бар паҳнаи пешонӣ.
Он худованд, ки сад шукр кунад қайсар,
Гар ба Бобуззаҳаб орад-ш ба дарбонӣ.
Фазл дорад, чу фалак бар замӣ аз фахраш,
Санги даргоҳаш бар лаъли бадахшонӣ.
Мирзода-сту маликзода ба даргоҳаш
Басе аз розиву аз хониву сомонӣ,
Ки бад-он ҳазрат ҷаддону ниёконшон
Пеш аз ин омада буданд ба меҳмонӣ.
Инчунин эҳсон бар халқ киро бошад?
Ҷуз касеро, ки надорад зи ҷаҳон сонӣ.
Эй ба таркиби шарифи ту шуда ҳосил
Ғарази эзидӣ аз олами ҷисмонӣ.
Нур аз иқболу зи султони ту меҷӯяд,
Чун битобад зи шараф кавкаби сартонӣ.
Он ки осӣ шуд мар-ҷадди ту Одамро,
Чун туро дид, басе хӯрд пушаймонӣ.
Гар бад-ӯ бингарӣ имрӯз яке лаҳзат,
Тоатӣ гардаду бечораву фармонӣ.

Гетӣ уммед ба иқболи ту медорад,
Ки аз ӯ гард ба шамшер бияфшонӣ.
Чун бад-ӯ бингарӣ, он гоҳ ба сулҳ ояд
Ин хилоф аз ҳама офоқу парешонӣ.
Чун ба Бағдод фурӯ оӣ, пеш орад
Деви аббосӣ фарзанд ба қурбонӣ.
Санги Юмгондара зӣ ман- раҳии тоат
Фазлҳо дорад бар лӯълӯъи уммонӣ.
Неъмати олами боқӣ чу маро додӣ,
Чӣ барандешам аз ин бемазаи фонӣ?

❁ ❁ ❁

Гар хирадро бар сари ҳушёри хеш афсар кунӣ,
Сахт зуд аз чархи гардон, эй писар, сар бар кунӣ.
Дигарат гаштаст ҳоли тан зи гашти рӯзгор,
Ҳамчу ҳоли тан сазад, гар ҳоли ҷон дигар кунӣ.
Пеш аз он, то ин музаввар манзарат вайрон шавад,
Ҷаҳд кун, то бар фалак з-ин беҳ яке манзар кунӣ.
Илмро бунёди ӯ кун, мар-амалро боми ӯ,
Аз биру парҳез шояд, гар мар-варо дар кунӣ.
Дар чу ин манзар чу бигзорӣ фаризай кирдгор,
Беҳтар он бошад, ки мадҳи оли пайғамбар кунӣ.
Нанг дорӣ-он, ки ҳамчун ҷоҳилон нӯги қалам
Бар мадеҳи шоҳ ё мире қаламро тар кунӣ.
Гар ба сар бар хок хоҳӣ кард ночор, эй писар,
Он беҳ ояд, к-он зи хоке ҳар чӣ некӯтар кунӣ.
Бар сарат бӯё чу мушку анбари соро шавад,
Гар ту хокистар ба номи оли ӯ бар сар кунӣ.
Ҳам муқассир бошӣ, эй дил, гар ба мадҳи Мустафо
Маънӣ аз гавҳар тарозӣ, лафз аз шаккар кунӣ.
Ҷуз ба мадҳи оли пайғамбар сухан макшой ҳеч,
Гар ҳамехоҳӣ, ки гӯши носибиро кар кунӣ.
Эй писар, пайғамбариро тоҷ кай бошад шигифт,
Гар ту бар сар, рӯзи маҳшар Моҳро афсар кунӣ?
Гар ту бо иқболу ҷоҳаш бингарӣ андар ҷаҳим,
Пурсалосил қаъри ӯро боғу пуръаръар кунӣ.
Дар ҷаҳони дин миёни халқ то маҳшар ҳаме
Кори ин аҷрому феъли гунбади ахзар кунӣ.
Гар ба роҳи ин ҷаҳон Хуршедамон раҳбар шудаст,
Сӯи Яздонмон ҳаме мар-ақлро раҳбар кунӣ.
Нест некахтар касе, к-аш чарх некахтар кунад,
Балки некахтар шавад, ҳар к-аш ту некахтар кунӣ.
Ҳар кӣ ӯ фазли туро в-оли туро мункир шавад,
Хубиву маъруфи ӯро зиштиву мункар кунӣ.
Гар ба рӯи тоза сӯи рӯи оташ бингарӣ,
Рӯи оташро ҳаме пур тоза нилуфар кунӣ.
Фазлу ҷуду адли Эзид хидмати Кавсар кунад,
Чун ту рӯзи ҳашр маҷлис бар лаби Кавсар кунӣ.

Озари мискин, ки Иброҳим аз ӯ безор шуд,
Гар ту бипзириш, бо пайғамбарон ҳамбар кунӣ.
Бешак ин ҷуҳҳоли умматро ҳамебинӣ, ба ҳақ
Душманонанду на уммат, гар сухан бовар кунӣ.
Душманӣ бо аҳлу оли ту ҳаме бемар кунанд,
Ҳамчунон к-эҳсон ту бо эшон ҳаме бемар кунӣ.
Эй адӯи оли пайғамбар, макун, к-аз ҷаҳли хеш
Кӯҳи оташро ба гардан дар ҳаме чанбар кунӣ.
Гар туро Хаттоби уштурбон холу ам набуд,
Чун ҳаме бо ман ту чандин доварий Уммар кунӣ?
В-арна дар дил куфр дорӣ, чун шавад рӯят сиёҳ,
Чун ҳадис аз Ҳайдару аз шиъати Ҳайдар кунӣ?
Кистӣ ту бехирад, к-аз рӯбаҳи мурда камӣ,
То ҳаме аз ҷаҳл қасди ҷанги шери нар кунӣ.
Душманий ин шер ҳаргиз кай шавад-т аз дил бурун,
То ҳаме ту хештанро уммати он хар кунӣ.
Рав, ту бо ин хар, маро бигзор бо ин шери нар,
Хар турову шер моро, чун ки чандин шар кунӣ?
Ҷуз, ки расвоӣ набинӣ хештанро, то ба ҷаҳд
Хокро хоҳӣ ҳаме, то ҳамбари анбар кунӣ.
Шарм н-ояд мар-ту нодонро, ки пеши Зулфиқор
Обро шамшер созӣ в-аз каду миғфар кунӣ.
Чун паямбарро бародар буд Ҳайдар суи халқ,
Гар бинозам ман бад-ӯ чун рӯи хеш асфар кунӣ?
Мардуми ҳамсоя ҳаргиз чун бародар кай бувад,
Ланг харро хира бо Шабдиз чун ҳамбар кунӣ?
Бут набошад ҷуз музаввар мардумӣ, худ дидаӣ,
З-он сабаб лаънат ҳаме ҳамвора бар бутгар кунӣ.
Ту имоме сохтӣ моро музаввир ҳамчунин,
Пас, туӣ бутгар агар мар-ақлро довар кунӣ.
Оли пайғамбар басе куштай бути манҳуси туст,
Ту ҳаме ӯро ба ҳилат бар сари минбар кунӣ.
Хашми Яздон бар ту боду бар тарошидай ту бод
Озари бутгар туӣ, лаънат чӣ бар Озар кунӣ?
Нест ин мумкин, ки ту бадбахт, ҳамчун хештан
Мар-маро бандай яке нодони бадмаҳзар кунӣ.

Ман ҳаме нозиш ба оли Ҳайдару Заҳро кунам,
Ту ҳаме нозиш ба Синду Ҳинди бадгавҳар кунӣ.
Гар бибинад чашми ту фарзанди Заҳроро ба Миср
Офарин аз ҷон-т бар фарзанду бар модар кунӣ.
Дил зи меҳри чеҳри ӯ чун ҷаннати маъво кунӣ,
Чашми хеш аз нури ӯ пурзӯҳраи азҳар кунӣ.
Эй худованди замону фахри оли Мустафо,
Ханҷари гулгун-тро кай сар суи Ховар кунӣ?
Чин туро банда шавад, гар ту бар ӯ пурчин кунӣ,
Қайсарат саҷда кунад, гар рӯй зӣ қайсар кунӣ.
Ҷони Искандар зи шодӣ сар ба гардун бар барад,
Гар ту наъли аспи хеш аз тоҷи Искандар кунӣ.
Вақти он омад, ки рӯзи кин чу хоки Карбало
Обро дар Даҷла аз хуни адӯ аҳмар кунӣ.
Эй наберай, он к-аз ӯ шуд дар ҷаҳон Хайбар хабар,
Дер барнояд, ки ту Бағдодро Хайбар кунӣ.
Манзари аъдои динро бар замин ҳомун кунӣ,
Манзари хеш аз фарози бурҷи Дупайкар кунӣ.
Душманонро дархури кирдорашон бидҳӣ ба адл,
Адл бошад, чун ҷазои хок хокистар кунӣ.
Бандаеро Ҳинд бахшӣ, пешкореро Тироз,
Кеҳтареро бар замини Ховарон меҳтар кунӣ.
Оби дарёро гулоби ноб гардонӣ ба адл,
Хоки саҳроро ба бӯи анбари азфар кунӣ.
Худ набояд з-он сипас лашкар туро бар халқи даҳр
В-ар бибояд-т аз нуҷуми осмон лашкар кунӣ.
Ҳар ду гетӣ мулки туст аз адл фардо ҷо сарир
Он чи имрӯз аз накӯиҳо ҳаме эдар кунӣ.
З-ин чунин пурзарру гавҳар мидҳат, эй Ҳуҷҷат, равост
Гар ту ҷони дурбини хешро зевар кунӣ.

❀ ❀ ❀

Ҷаҳон бозигарӣ донад, макун бо ин ҷаҳон бозӣ,
Ки дармонӣ ба доми ӯ, агарчи тезпар бозӣ.
Баровардам чу кохе хуб, акнун ме фуруд орад,
Бароварда фуруд орӣ, набошад кор ҷуз бозӣ.
Чӣ бошад бозӣ, он бошад, ки н-ояд ҳеч ҳосил з-ӯ,
Ту, пас, пуро, ба рӯзу шаб паси бозӣ ҳаметозӣ?
Ба чанги бози гетӣ дар чу бозат гашт сар песа,
Кунунат боз бояд гашт аз ин бозиву таннозӣ.
Нишебӣ буд барноӣ, сарафрозон ҳамерафтӣ,
Фарози пирӣ омад пешат, акнун сар наяфрозӣ.
Ҷавонӣ чун нишебат буд, аз он тозон ҳамерафтӣ,
Кунун пирӣ фарози туст, аз он хуш-хуш ҳамеёзӣ.
Ҳамелофӣ, ки ман ҳангоми барноӣ чунин кардам
Чӣ чиз астат кунун ҳосил, набуда чиз ҷун нозӣ.
Чаро ҳангоми чизу ноз пас чизе наялфағдӣ?
Ки бигрифтӣ-т вақте даст, бечизиву бенозӣ.
Ҳама аҳволи дунёӣ чунон моҳист дар дарё,
Ба дарё-дар туро мулке набошад моҳӣ, эй ғозӣ.
Ҷаҳон рахтат ҳамебурду ҳаме шаҳмот хоҳӣ шуд,
Агар на мудбирӣ, пас бо ҷаҳон шатранҷ чун бозӣ?
Чу рӯи даҳр зӣ бозӣ тарозидан ҳамебинӣ,
Сазад, гар з-ӯ битобӣ рӯю кори хеш битрозӣ.
Напардозад ба кори ту тану ҷони фиребанда,
Агар мар-илму тоатро ту ҷону тан напардозӣ.
Ҳаме ин чарх беанҷом умратро биянҷомад,
Пас, акнун гар ту кори дин наёғозӣ, кай оғозӣ?
Зинову масхара-в ҷавру муҳолу ғайбату дуздӣ,
Дурӯғу макру ғашшу кибру таррориву ғаммозӣ.
Зи сиратҳои девон аст, андар норат андозад,
Агар з-инҳо бурун н-орӣ сару як сӯ-ш н-андозӣ.
Туро дониш ба таклиф асту нодонӣ табиӣ з-ин
Ҳаме бо ту бисозад ҷаҳл чун бо ҷаҳл дарсозӣ.
Чу дил бо ҷаҳл якке шуд, ҷудоишон зи якдигар
Бад-он бошад, ки дилро б-оташи парҳез бигдозӣ.
Чаро дар ҷустани дониш нагирад озат, эй нодон,
Агар дар ҷустани чизе ки онат нест, бо озӣ.

Ҳаменозӣ ба маҷлисҳо, ки ман тозӣ накӯ донам,
Зи баҳри илми Фурқон аст азиз, эй бехирад, тозӣ!
Хазинай рози Яздон ин ки Фурқон аст, аз он хор аст
Ба сӯи ту, ки ту бо деви ҳилатсоз дарсозӣ.
Гар анбозӣ ба дин-андар, зи ҳилатгар ҷудо гардӣ
В-агарна мар-маро бо ту ба дин-дар нест анбозӣ.
Ту ҳилатсоз, кай созӣ бадал бо ман ба дин-андар,
Ки ман чун чоҳи сарбозам, ту ҳамчун чоҳи садбозӣ.
Хазинай илм Фурқон аст, агар на бар ҳавои ту,
Ки бурдат бас ҳавозӣ ҷуз ҳаво зӣ шеъри Аҳвозӣ.
Аз ин лофандагон в-овозҷӯён бигсил, эй Ҳуҷҷат,
Ки ту марди ҳаққу зӯҳдӣ, на марди лофу овозӣ.
Туро з-ин ҷоҳилон он бас, ки ранҷе н-оядат з-эшон,
Сухан кӯтоҳ кун з-эшон, на аз чочӣ, на аз розӣ.
Амонат дор дини худ, мадеҳ розат ба нодоне,
Ки берун уфтад аз меъда-ш ба ногоҳ аз даҳан розе.
Туро дебои анбарбӯи гулранг аст дар хотир,
Ҳамекун арза бар доно, ки атториву баззозӣ.

* * *

Эй одамӣ ба сурату бе ҳеч мардумӣ,
Чунӣ ба феъли дев чу фарзанди одамӣ?
Гар асп нест астару на хар, ту ҳамчун ӯ
На мардумӣ, на дев, яке девмардумӣ.
Кам дид чашми ман чу ту, зеро ки чун каманд
Ҳамвора пур зи печу пур аз тобу пурхамӣ.
Чун хум ҳамехӯриву ҷуз ин нестат ҳунар
Пурхам хумию бадсияру беҳунар хумӣ.
Бе ҳеч хайру фазлу ҳама сар пур аз фузул
Ҳамчун замини шӯраи бекишти пурнамӣ.
Он беҳ, ки хештан бираҳонӣ зи ранҷи хеш,
К-аз ранҷи хеш зуд шавӣ, эй писар, ғамӣ.
Каждум, ки дарду ранҷ диҳад мар-туро зи ту
Рӯзе ҳамон ҳамебихурад бар зи каждумӣ.
Андар дум аст каждуми бадро ҳалоки сар-ш,
Аз феъли бад ту низ сари хешро думӣ.
Аз мардумӣ ба сурати ҷисмӣ макун басанд,
Мардум наӣ бад-он, ки ту хубу муҷассамӣ.
Мардум, ба донише ту, чу доно шавӣ, равост,
Гар ҳиндуӣ ба ҷисм ва ё турку дайламӣ.
Номи накӯ гузин, ки бад-он чун бихонамат,
Дар ҷон-т шодӣ ояду дар дил-т хуррамӣ.
Булфазли Балъамӣ битавонӣ шудан ба фазл,
Гар нестӣ ба нисбат Булфазли Балъамӣ.
Ҳотам миёни мо ба саховат самар шудаст,
Ҳотам тӯӣ, агар ба саховат чу Ҳотамӣ.
Чун худ гузида тира дилу ҷон-т ҷаҳлро,
Аз номи хеш чун хари курра чаро рамӣ?
Фозил кунанд номат, агар ту ба ҷидду ҷаҳд
То фазлро ба даст наёрӣ, наёрамӣ.
Чун гаштаӣ ба сони палоси сияҳ дурушт?
Нобаста ҳеч кас раҳи ту сӯи мубрамӣ.
Бар осмон-т хонд Худованди осмон,
Бар осмон чӣ гуна тавонӣ шуд аз замӣ?
В-акнун, ки хондаӣ туву лаббайк гуфтаӣ,
Дар кори худ чу марди пушаймон чаро шамӣ?

Тадбири бар шудан ба фалак чун намекунӣ,
Чун кору бори хеш нагирӣ ба муҳкамӣ?
Як раш ҳанӯз бар нашудастӣ, на як ба даст,
Панҷоҳ сол шуд, ки дар ин сабз пашкамӣ.
Кам-беши даҳри пир нахоҳад шуд испарӣ,
То кай умеди бешию то кай ғами камӣ?
Дарвеш рафту муфлис Ҷамшед аз ҷаҳон,
Дарвеш рафт хоҳӣ, агар номвар Ҷамӣ.
Касро вафо наёмад аз ин бевафо ҷаҳон,
Дар хоки тира бар тамаъи нур чун дамӣ?
Рафтанд ҳамраҳону ту бечора рӯз-рӯз,
Нокому ком аз паси эшон ҳамечамӣ.
Огоҳ нестӣ, ки чӣ гуна-в куҷо шуданд,
Бигзашт бар ту чарху замона ба мубҳамӣ.
Ҳар кас раҳе дигар-т намуданд нав ба нав
Аз якдигар батар ба сиёҳиву музлимӣ.
Ин гуфт: «Агар ба хонаи Макка дарун шавӣ,
Эман шавӣ аз оташ, агарчанд муҷримӣ».
В-он гуфт, к-ат ба қавли шаҳодат афу кунанд,
Гар ту гуноҳкортарин халқи оламӣ.
Рафтан ба сӯи хонаи Маккаст орзут,
З-андешаи дароз нишаста ба мотамӣ.
В-аз бими ташнагии қиёмат ба рӯзу шаб
Дар орзуи қатрагаке оби Замзамӣ.
Гар рост гуфт он, ки туро ин умед кард,
Дарвеш ташна монду ту растӣ, ки мунъимӣ.
Чун рӯй н-оварӣ ба суи осмони дин,
Кӣ-т гуфт он дурӯғу кӣ кард он мунаҷҷимӣ?
Он рӯз ҳеч ҳукм набошад, магар ба адл
Эзид садумро насупурдаст ҳокимӣ.
Гумроҳ гаштаӣ зи паси раҳбарони кӯр,
Гум нест роҳи рост, валекин ту худ гумӣ.
Ҳарчанд ҷав ба сӯи харон беҳ зи гандум аст,
Гандум зи ҷав беҳ аст суи мо ба гандумӣ.
Бадро зи нек built
Ҷустӣ ба ҷаҳли хеш зи ҷоҳил муаллимӣ.

Фардо-т умеди сандусу ҳуру ситабрақ аст
В-имрӯз худ ба зери ҳаририву мулҳамӣ.
Растан ба мол нест, ба илм асту коркард,
Хира ба мол баста дилеву ба дирҳамӣ.
Дасти Худой гиру аз ин жарф чаҳ барой,
Гар бо ҳазор ҷавру ҷафову мазолимӣ.
Донад ба ақл мардуми доно, ки бар Замин
Дасти Худои ҳар ду ҷаҳон аст фотимӣ.
Эй дардманд, дур машав хира аз табиб,
Зеро нишаста бар дари Исои Марямӣ.
Эмин бирав ба роҳу зи кас бадрақа маҷӯй,
Ҳарчанд баддилӣ, ки ту ҳамроҳи Рустамӣ.
Эй Ҳуҷҷати замини Хуросон, ба шеъри зӯҳд
Ҷуз табъи Унсурӣ-т нашояд ба ходимӣ.
Гар сӯи аҳли ҷаҳл ба дин муттаҳам шудӣ,
Сӯи Худой беҳ зи Бироҳими Адҳамӣ.
Гар ҷуз ки дини тусту расули ту дар дилам,
Эй кирдгори хакқ, ба сиррам ту олимӣ.

* * *

Осоишат набинам, эй чархи осиёӣ,
Худ суда менагардӣ, моро ҳамебисоӣ.
Моро ҳамефиребад гашти дамодами ту,
Ман дар ту чун бипоям, гар ту ҳаме напоӣ?
Бас бе вафову меҳрӣ, к-аз дӯстони якдил
Нури ҷамолу равнақ хуш-хуш ҳамерабоӣ.
Ҳар к-ӯ ҳаме-т ҷӯяд, ту з-ӯ ҳамегурезӣ,
Ин аст расми зиштӣ в-осори бевафоӣ.
Бисёр гашт даврат, то марди бетафаккур
Гӯяд ҳаме, қадимӣ, беҳадду мунтаҳоӣ.
Айём бар ду қисм аст: ояндаву гузашта
В-онро ба вақти ҳозир бошад аз ин ҷудоӣ.
Пас, ту ба вақти ҳозир наздики марди доно
З-он рафта интиҳоӣ в-аз монда ибтидоӣ.
Пас, ту, ки рӯзгорат бо аввал асту охир,
Ҳарчанд дер монӣ, миранда ҳамчу моӣ.
В-онро, ки бе басорат ёфа ҳаме дарояд,
З-ин қавл мебихандад шаҳрию рустоӣ.
Ҳаргиз қадим бошад ҷунбандаи маконӣ
Бар мӯҳдасӣ-т бас бод аз гашти ту гувое.
Пургард боғу бебар шоху халида хоре,
Торик чоҳу нохуш зишту дурушт ҷоӣ.
Ҷуз зоду сохтанро аз баҳри роҳи уқбо,
Ҳушёру пешбинро ҳаргиз ба кор н-оӣ.
Онро, ки дасту рӯят чун дӯстон бибӯсад,
Чун гург рӯю дасташ бишхориву бихоӣ.
Сайёд бемуҳобо ҳаргиз чу ту надидам
Ғаддору гандапире пурмакру боравое.
Ҳар-к аз паси ту ояд аз макр в-аз мароӣ,
Гӯӣ, ки ман туроам, чунон ки ту мароӣ.
Эй дода дил ба дунё, аз пешу пас нигаҳ кун,
Биндеш, то чӣ кардӣ, бингар, ки то куҷоӣ.
Аз бас хатову зиллат, нохубҳо, ки кардӣ,
Дар чангули уқобӣ, дар коми аждаҳоӣ.
Гар ҳуш ёр дорӣ, имрӯз боядат ҷуст,
Эй ҳушёр мардум, з-ин аждаҳо раҳоӣ.

З-ин аждаҳои песа натвонадат раҳондан,
Эй пурхатову зиллат, ҷуз раҳмати Худоӣ.
Бо хештан бияндеш, эй дӯст, то бидонӣ,
К-аз феъли хеш ҳар бад, ҳар зиштро сазоӣ.
Рафтанд ҳамраҳонат, маншин, бисоз тӯша
Мар-маъдани бақоро з-ин манзили фаноӣ.
Ҷуз хобу хӯр набинам корат, магар сутурӣ,
Бар сирати сутурон гар мардумӣ чароӣ?
Бас солҳо баромад, то ту ҳамебипӯӣ,
З-ин пӯйпӯи ҳосил пурранҷу дардпоӣ.
Мар-ҳар киро бибинӣ ё ҳар куҷо нишинӣ,
Гоҳе зи дард нолӣ, гоҳе зи бенавоӣ.
Кишти Худой будӣ, акнун ту зард гаштӣ,
Гоҳи дурудан омад, беҳуда чун дароӣ?
Гар ту зи бахри хидмат рафтӣ ба пеши мирон,
Андар ғами қабоӣ, ту аз дари қафоӣ.
Аз бас, ки бар ту бигзашт ин осиёи гетӣ,
Чун марди осиёбон пургарди осиёӣ.
В-акнун, ки аз ту бинҳуфт он бут рухи зудуда,
Он беҳ, ки меҳри ӯро аз дил фурӯ зудоӣ.
Тарсам ба дил фурӯ шуд аз сар-т он сиёҳӣ
В-аз дил ба сар баромад аз бими рӯшноӣ.
В-ар на ба кори дунё чун ҷалду сахткӯшӣ
В-он гаҳ ба кори дин-дар бетӯшу сустроӣ.
Чандин чаро хиромӣ, ороста ба гашшӣ
Дар ҷуббаи баҳоӣ, гар нестӣ баҳоӣ?
Тан зери зебу зинат, ҷон бе ҷамолу равнақ,
Бо сурати риҷолӣ, бар сирати нисоӣ.
Товус хостандат, меофарид аз аввал,
Товуси мардумӣ ту, эдун ҳаменамоӣ.
Аз дӯстии дунё бандай амиру шоҳӣ
В-аз орзуи маркаб хаммида чун ҳаноӣ.
Гар тавба кард хоҳӣ, з-он пеш бояд ин кор,
К-аз тан-т бозхоҳанд ин гавҳари атоӣ.
Кай бозгашт хоҳӣ зӣ холиқ, зӣ бародар,
Он гаҳ, ки низ хидмат махлуқро нашоӣ?

Чун низ ҳеч тоқат бар гарданат намонад,
Он гоҳ кард хоҳӣ парҳезу порсоӣ.
Гар ҳаммати ту ин аст, эй бетамиз, пас, ту
Бо кирдгори олам дар макру кимиёӣ.
В-ар сӯи ту савоб аст, ин кор суи доно,
Валлаҳ, ки бархатоӣ, ҳаққо, ки бархатоӣ.
Чун ошно-т бошад Иблиси макрпеша,
Бо зарқу макр ёбӣ ночор ошноӣ.
Нашгифт, агар надонад ҷуз макр халқ, эро-к
Чизе намонд ҷуз ном аз дини мустафоӣ.
Даҷҷолро набинӣ бар уммати Муҳаммад,
Густарда дар Хуросон султону подшоӣ?
Ёрон-ш ташна яксар в-аз дӯстий раёсат,
Ҳар як ҳаме ба ҳилат даъво кунад сақоӣ.
Бозори зӯҳд косид, савқи фусуқ роиҷ,
Афканда хор дониш, гашта равон мароӣ.
Туркон ба пеши мардон з-ин пеш дар Хуросон
Буданд хору оҷиз ҳамчун занон сароӣ.
Имрӯз шарм н-ояд озодазодагонро
Кардан ба пеши туркон пушт аз тамаъ дутоӣ.
Оби тамаъ бибурдаст аз халқ шарм, ё раб,
Моро туӣ нигаҳбон з-ин офати самоӣ.
Ту шеърҳои Ҳуҷҷат бар хештан ба ҳуҷҷат
Бархон, агар куҳан гашт он гуфтаи Кисоӣ.

* * *

Девест ҷаҳони пиру ғаддоре,
К-аш нест ба макру ҷодуӣ ёре.
Боғест пур аз гули тарӣ, лекин
Бинҳуфта ба зери ҳар гуле хоре.
Гар нест мурод хастани дастат,
З-ин боғ басанда кун ба дидоре.
Ин булаҷабест, хуш куҷо бошад
Аз бозии ӯ, магар ки наззоре.
Зинҳор, машав фитна бар ӯ, зеро
Ҳурест зи дуру хубгуфторе.
Лекин чу ба доми хеш овардат,
Гургест ба феълу зишт кафторе.
Бишкаст ҳазор бор паймонат,
Огаҳ нашудӣ зи хӯи ӯ боре.
Сад солат агар зи макри ӯ гӯям,
Хонда нашавад хате зи тӯморе.
Рӯзу шаб бехи мо ҳамебуррад,
Ғамре нарм асту гӯли тарроре.
Ҳар рӯз яке либоси нав пӯшад,
Аз баҳри фиреби навхаридоре.
Рӯзе сақате шикори ӯ бошад,
Рӯзе шоҳеву номбардоре.
Фарқе накунад миёни неку бад,
Масте нашиносад ӯ зи ҳушёре.
Морест, к-аз ӯ касе нахоҳад раст
Аз халқи ҷаҳон ба ҷумла дайёре
З-ин пеш ҷуз аз вафои озодон
Коре-ш набуд, на баёворе.
Мар-Туғрали туркмону Ҷағриро
Бо тахт набуду бо меҳӣ коре.
Истода будӣ ба Бомиён шере,
Биншаста ба изз-дар ба шир - шоре.
Бар ҳар тарафе нишаста ҳушёре,
Густарда ба доду адл осоре.

Аз феъли бади хасони ин уммат
Ногоҳ чунин бихост оворе.
Иблиси лаъин бад-ин замин-андар
Зуррияти хеш дид бисёре.
Якчанд ба зоҳидӣ падид омад
Бар сурати хуби тайласондоре.
Бикшод ба дин-дарун дари ҳилат,
Барсохт ба пеши хеш бозоре.
Гуфто, ки агар касе ба сад даврон
Будаст ситамгареву ҷабборе,
Чун гуфт, ки ло илоҳа илла-л-Лоҳ,
Н-ояд-ш ба рӯй ҳеч душворе.
То ҳеч намонд аз ӯ бад-ин фатво
Дар Балх бадеву на гунаҳкоре.
В-ин халқ ҳама табаҳ шуду барзад,
Ҳар кас ба дилаш зи куфр мисморе.
Ҳар зишту хатои ту суи муфтӣ
Хуб асту раво, чу дид диноре.
В-ар зоҳидиву надодаӣ ришват
Ёбӣ-і дуруст ҳамчу деворе,
Гӯяд, ки маро ба дарди сар дорад
Ҳар бехирадеву ҳар сабуксоре.
В-имрӯз ба меҳтарӣ бурун омад
Бо дарқаву теғ чун ситамгоре.
Гӯяд, ки набуд мар-Хуросонро
З-ин пеш чу ман сареву дасторе.
Хотуну баку тагин шуда акнун
Ҳар нокасу бандаву парасторе.
Боғе буд ин, ки ҳар дарахте з-ӯ
Ҳурре будиву хубкирдоре.
Дар ҳар чамане нишаста деҳқоне,
Ин чун суманеву он чу гулноре.
Пуртӯтиву андалеб ашҷораш
Бе ҳеч балову шӯру пайкоре.

Деве раҳ ёфт андар ин бустон
Бадфеълеву риманеву ғаддоре.
Бишкасту биканд сарви озода,
Биншонд ба ҷои ӯ сапедоре.
Наншаст аз он сипас дар ин бустон
Ҷуз каргасу мурдахор тайёре.
В-аз шумии ӯ ҳаме бурун ояд
Аз шох ба ҷои барги ӯ море.
Гаштанд раҳии ӯ зи нодонӣ
Ҳар беҳунареву ҳар нигунсоре.
Иқрор ба бандагии ӯ дода
Бе ҳеч ғамеву ҳеч тиморе.
Ман гашта ҳазиматӣ ба Юмгон-дар,
Бе ҳеч гунаҳ шуда ба зинҳоре.
Чун дев бибурд хонумон аз ман,
Беҳ з-ин ба ҷаҳон наёфтам ғоре.
Мондаст чу ман дар ин замин ҳайрон
Ҳар зоҳиду обидеву диндоре.
Бечора шавад ба дасти мастон-дар
Ҳушёр, агарчи ҳаст айёре.
Як ҳарф ҷавоб нашнавад ҳаргиз,
Ҳарчанд, ки гуфт масти харворе.
Эй монда чу ман бад-ин замин-андар
Бемор наву масал чу беморе.
Ҳарчанд ки хору ранҷаӣ, мангар
Зинҳор ба рӯйи носазоворе.
Зуннор агарчи қиматӣ бошад,
Хира камаре мадеҳ ба зунноре.
Чун кори ҷаҳон чунин фаро шӯбад,
Сар баркунад аз ҷаҳон ҷаҳондоре.
Чун дуд баланд шуд ба ҳар ҳоле,
Сар барзанад аз миёни ӯ норе.
Ин деви ҳазиматист ин ҷо-дар,
Мангар ту бад-он, ки сохт кочоре.

Он хона, ки анкабут барсозад,
То сайд магас кунад чу маккоре.
Пас зуд кунад-ш сохта, лекин
Гунҷишк бидаррадӣ ба минқоре.
Гар боз ба доми ӯ даровезад,
Оре бувад ону саҳмгин оре.
Эй бози сапеду хӯрда кабконро,
Мурдор махур ба сони ноҳоре.
Биншин паи кор, аз он ки бекорӣ,
Беҳ з-он ки кунӣ, ба хира, бегорӣ.
Як сӯ каш сар-т аз ин гашан лашкар,
Беҳуда марав паси гашансоре.
Ин хубсухан, ба хира, аз Ҳуҷҷат,
Ҳамвора мадеҳ ба ҳар суханхоре.

❁ ❁ ❁

Он қуввати ҷавонӣ в-он сурати биҳиштӣ,
Эй бехирад тани ман, аз даст чун биҳиштӣ?
То суратат накӯ буд, афъоли зишт кардӣ,
Пас, феълро накӯ кун, акнун ки зишт гаштӣ.
Пуште заиф будат ин рӯзгор чун дӣ,
Товусвор будӣ, имрӯз хорпуштӣ.
Гар ҷавҳаре-т будӣ, бар рӯй хубсурат,
Он некуӣ нагаштӣ ҳаргиз бадал ба зиштӣ.
В-акнун ки орият буд, он некуӣ бибурданд,
Аз дил бурун кун, эй тан, ин андуҳу дуруштӣ.
Баҳрест жарф олам, киштӣ-ш ҳайкали ту,
Умрат чу боду гардун чун бодбони киштӣ.
Атторвор якчанд аз кибру нозу гашшӣ
Сунбул ба анбари тар бар сар ҳамесириштӣ.
В-акнун, ки ресмон гашт он сунбулат, ҳамоно
Ин зишт ресмонро бар дуки марг риштӣ.
Эй ҷаста дӣ зи дастат, фардо ба дасти ту на,
Фардо düруд бояд тухме, ки дӣ-ш киштӣ.
Панҷоҳ сол рафтӣ аз гоҳвора то гӯр,
Бар нохушӣ буридӣ роҳе бад-ин шибиштӣ.
Роҳест ин, ки ҳамбар бошад дар ӯ ба рафтан
Дарвеш бо тавонгар бо мазгите куништӣ.
Лекин ду роҳ ояд пеш ин равандагонро,
К-он ҷо ҷудо бибошад аз дӯзахӣ биҳиштӣ.
Дар меъда-т оташ омад, машғул шуд бад-ӯ дил,
То дин бад-ин баҳона аз пеш барнавиштӣ.
Фитна шудиву бедин бар оташи ғаризӣ,
Оташпараст гаштӣ чун марди зардуҳиштӣ.
Кӯшиш ба ҳила омад бо хӯрданат баробар,
Бе ҳеч судкарде з-ин шаҳр баргузаштӣ.
Гӯӣ, ки ман надонам чизеву бегуноҳам,
Низат гунаҳ чӣ бояд, чун хештан бикуштӣ?
Бо яктана тани худ чун пас ҳаменаёӣ,
Андар масофи мардон чӣ марди ҳафту ҳаштӣ.

Гар дар биҳишт бошад нодони бетааббуд,
Пас, дар биҳишт бошад нахчиру гӯри даштӣ.
Чун гӯрвор доим бар хӯрдан истодӣ,
Эй зишти девмардум, дархурди тиру хиштӣ.
Эй Ҳуҷҷати Хуросон, бонгат расид ҳар ҷо,
Гӯӣ, к-аз осмон бар санг уфтода таште.

❁ ❁ ❁

Ҷаҳоно, маро хира меҳмон чӣ хонӣ,
Ки ту мизбонӣ, на бас некхонӣ?
Кас аз хони ту сер хӯрда нарафтаст,
Аз ин гуфтамат ман, ки бад мизбонӣ.
Чу серӣ наёбад ҳаме кас зи хонат,
Ҳамон беҳ, ки касро ба хонат нахонӣ.
Яке нон диҳӣ халқро ме, валекин
Агаршон яке нон диҳӣ, ҷон ситонӣ.
Наям ман, туро ёру дархур, ҷаҳоно,
Ҳамедонам ин ман, агар ту надонӣ.
Азеро ки ман мар-бақоро сазоям,
Набошад сазои бақо ёри фонӣ.
Маро бас наӣ ту, азеро ҳақирӣ,
Агарчи ба чашмам фароху калонӣ.
Зи ту сер ногаштани ман туро бас,
Ҷаҳоно, бар ин к-ат бигуфтам, нишонӣ.
Чу ин панҷ рӯзам ҳаме бас набошӣ,
На бас бошиям муддати ҷовидонӣ.
Ту ме монд хоҳиву ман ҷаст хоҳам,
Ҷаҳон гар туӣ, пас маро чун ҷаҳонӣ?
Ҷаҳоно, забони ту ман нек донам,
Агарчи ту зӣ омиён безабонӣ.
Чу з-ин пеш з-он сон, ки будӣ, намондӣ,
Яқинам, к-аз ин пас бад-ин сон намонӣ.
Ба мардум шудастӣ ту бо қадру қимат,
Ки зарр аст мардум турову ту конӣ.
Чӣ конӣ, надонам ҳаме одати ту,
Ки аз гавҳари хеш ме хун чаконӣ.
Ту, эй пир, монда ба зиндони пирӣ,
Зи дарди ҷавонӣ чунин чун навонӣ?
Ҷавонӣ-т бояд ҳаме, то дигар раҳ
Фурӯмоягиро ба ғоят расонӣ.
Зи руду суруду набиду фасодат,
Зинову ливотат чу хар комронӣ.
Гирифтори ин феълҳои ту, зеро
Ба дил муфсидӣ, гар ба тан нотавонӣ.

Мухолиф шудастӣ дилу ҷону танро,
Танат зоҳид асту дилу ҷон-т зонӣ.
Чу бозе шикастапарудум бимондӣ,
Ҷуз ин нест худ ғояти баднишонӣ.
Ба ҳасрат ҷавонӣ ба ту боз н-ояд,
Чаро жож хоӣ, чаро гурбашонӣ?
Ҷавонӣ зи девӣ нишон аст, азеро
Ки сӯҳбат надорад хирад бо ҷавонӣ.
Агар бо ҷавонӣ хирад ёр бошад,
Яке иттифоқе бувад осмонӣ.
Ҷавони хирадманд наздики доно
Чу дурре бувад, к-аш ба зар дарнишонӣ.
Ду тан дон ҳама халқро, пок пуро,
Яке инҷаҳонӣ, яке онҷаҳонӣ.
Ҷавон гар бар ин меҳр дорад, накӯҳиш
Наёбад зи доно бар ин меҳрубонӣ.
Ту, эй пир, бо аспкуррай ҷавонон
Хари ланги худро куҷо медавонӣ?
Дарахти хирад пирӣ аст, эй бародар,
Дарахташ аён асту бораш ниҳонӣ.
Биё, то бибинам, чӣ чиз аст борат,
Ки зардию кӯжӣ чу шохи хазонӣ.
Чаро бор н-орӣ чу хурмо суханҳо?
Ҳамоно, ки бедӣ, зи ман з-он рамонӣ.
Ҷавонӣ яке мурғ будат, гар ӯро
Бидодӣ ба зар, нек бозоргонӣ.
Агар суд кардӣ хирад, нест боке
Аз он к-аз ҷавонӣ кунун бар зиёнӣ.
Ҷавонӣ яке корвон аст, пуро,
Мадор андуҳи рафтан аз корвонӣ.
Нишони ҷавонӣ бишуд, з-он махӯр ғам,
Ҷавон аз раҳи дониш акнун ба ҷонӣ.
Агар шодмону қавӣ будӣ аз тан,
Ба ҷон-т омад он қуввату шодмонӣ.
Аз ин пеш майлат ба нон буду акнун
Яке марди номӣ шуд он марди нонӣ.

Ниҳоли танат чун куҳан гашт, шояд,
Ки дар ҷон зи дин ту ниҳоле нишонӣ.
Ниҳоле, ки чун аз дилат сар барорад,
Сари ту бароят ба чархи каёнӣ.
Ниҳоле, ки бо ғаш дили тусту з-Эзид
Бар ӯ мар-хирадро равад боғбонӣ.
Туро ҷони ҷон аст дин, эй бародар,
Нигаҳ кун ба дил, то бибинӣ аёнӣ.
Танатро ҳаме посбонӣ кунад ҷон,
Чу мар-ҷон-тро дин кунад посбонӣ.
Агар ҷон-тро дин шубон аст, шояд,
Ки бар бешубонон биҷӯӣ шубонӣ.
В-агар бар раҳи бешубонон равонӣ,
Наёбӣ аз ин бешубонон шубонӣ.
Заминӣ-тро чун замин бозхоҳад,
Замон бозхоҳад-т умри замонӣ.
Ту андар дами аждаҳоӣ, нигаҳ кун,
Ки ҷонро аз ин аждаҳо чун раҳонӣ?
Кунун кард бояд талаб растагорӣ,
Ки бо тан равонӣ, на бе тан равонӣ.
Ки ту чун равонӣ, чунин паст маншин,
Ки бо ту намонад басе ин равонӣ.
Намонӣ на дар корвон, на ба хона,
На бе зиндагонӣ, на бо зиндагонӣ.
Туро дар Қурон ваъда ин аст аз Эзид,
Чаро барнахонӣ, гар аҳли Қуронӣ?
Туро ҷуз ки Ҳуҷҷат дигар кас нагӯяд
Чунин нағз пайғомҳои ҷаҳонӣ.

* * *

Агар на бастаи ин беҳунар ҷаҳон шудаӣ,
Чаро, ки ҳамчу ҷаҳон аз ҳунар ҷаҳон шудаӣ?
Тани туро ба масал модар аст сифла ҷаҳон,
Ту ҳамчу модар бадхӯ чунин аз он шудаӣ.
Чаро, ки модари пири ту нотавон нашудаст,
Ту пеши модари худ пиру нотавон шудаӣ?
Фирефта чӣ шавӣ, эй ҷавон, бад-он ки ба рӯй
Чу бӯстону ба қад сарви бӯстон шудаӣ?
Чӣ гуна меҳр ниҳам бар ту з-он сипас, ки ба ҷаҳл
Ту бар замонаи бадмеҳр меҳрубон шудаӣ?
Ба хӯи тан марав, эро ки ту адили хирад
Ба сифла тан нашудӣ, бал ба пок ҷон шудаӣ.
Нигоҳ кун, ки дар ин хаймаи чаҳорсутун
Чу хусравон зи чӣ маънӣ ту комрон шудаӣ?
Чӣ ёфтӣ, ки бад-он бар ҷаҳону ҷонварон
Чунин мусаллату солору қаҳрамон шудаӣ?
Замину неъмати ӯро Худой хони ту кард,
Ки сӯи ӯ ту сазои наиму хон шудаӣ.
Туфайлиёни ту гаштанд ҷумла ҷонварон,
Мар-ин муборак хонро ту меҳмон шудаӣ.
Гумон мабар, ки бар ин корвони бастазабон
Ту ҷуз ба ақлу сухан мири корвон шудаӣ.
Агар ба ақлу сухан гаштаӣ бар ин рама мир,
Чаро зи ақлу сухан чун рама рамон шудаӣ?
Чаро, ки қавли ту чун хаззу парниён нашудаст,
Агар ту дар салаби хаззу парниён шудаӣ?
Туро ҳаме сухане хуб гашт бояду хуш,
Ту як ҷувол пию гӯшту устухон шудаӣ.
Туро ба ҳуҷрагаке танг дар бибаст ҳаким,
Ба банд-дар ту чунин аз чӣ шодмон шудаӣ?
Яқин бидон, ки чу вайрон кунанд ҳуҷраи ту,
Ҳамон замон ту бар ин олӣ осмон шудаӣ.
Ниҳон наӣ зи басират ба суи марди хирад,
Агарчи аз басари бехирад ниҳон шудаӣ.
Зи фазлу раҳмати Яздони додгар чӣ шигифт,
Агар ту мири сутурони бекарон шудаӣ!

Нигоҳ кун, ки чу дин ёфтӣ, худой шудӣ,
Ки чун худои худованди ҳиндувон шудаӣ.
Агар ба дину ба дунё нагаштаӣ хушнуд,
Дуруст гашт, ки бадбахту баднишон шудаӣ.
Агар ҷаҳонро бандай ту офарид Худой,
Ту, пас ба акс, чаро бандаи ҷаҳон шудаӣ?
Бидӯз чашми сари сӯзиён ба сӯзани панд,
Ки зору хор ту аз баҳри сӯзиён шудаӣ.
Ба шеъри Ҳуҷҷат гарди тамаъ зи рӯй бишӯй,
Агар ба дил табаъи панди ростон шудаӣ.
В-агар инони хирад додаӣ ба дасти ҳаво,
Чу аспи лона сарафшону беинон шудаӣ.
Сухан бигӯю матарс аз маломат, эй Ҳуҷҷат,
Ки ту ба гуфтани ҳақ шӯҳраи замон шудаӣ.
Ту некбахтӣ, к-аз меҳри хонадони расул
Ғарибу рондаву бе нону хонумон шудаӣ.
Ба ҳубби оли набӣ бар забони хосаву ом
На аз газоф чунин ту масал равон шудаӣ.
Бас аст фахр туро ин, ки бар рамай Эзид
Ба сони Мӯсо солору саршубон шудаӣ.
Ҷаҳон чу модари гунг аст халқрову ту боз
Ба панду ҳикмат аз ин гунг тарҷумон шудаӣ.
Гумони бад бигурезад зи дил ба ҳикмати ту
Аз он қибал, ки ту аз ҳаққ бегумон шудаӣ.
Ба оби панду таъоми баёну ҷомаи илм
Равони гумраҳро нек мизбон шудаӣ.
Қирон кунанд ҳаме дар дили ту ҳикмату панд
Бад-он сабаб, ки ба дил хозини Қурон шудаӣ.
Ту, эй заифхирад носибӣ, ки аз ғами ман
Чу зардбед ба айёми Меҳргон шудаӣ.
Ба ту ҳаме нарасад панди дилпазирам, аз он-к
Ту, бетамиз, ба гӯши хирад гарон шудаӣ.
Зи баҳри дӯстии оли Мустафо бар ман
Бузург душману бадгӯю бадзабон шудаӣ.
Ба дӯстону ба бегонагон ба оби тамаъ
Ба сони Ашъаби таммоъ достон шудаӣ.
Ту бетамиз бар алфағдани савоб маро,
Агар бидонӣ, муздури ройгон шудаӣ.

❁ ❁ ❁

Аз он пас, к-ин ҷаҳонро озмудӣ, гар хирадмандӣ,
Дар ин пургарду нохуш ҷой дил хира чаро бандӣ?
Ба беморӣ аз ин ҷои сипанҷӣ чун шавӣ берун,
Махӯр тимор чандине, на бунёдаш ту афгандӣ.
Яке фарзандхора песа гурба-ст, эй писар, гетӣ,
Сазад, гар бо чунин модар зи бору бун напайвандӣ.
Чунон чун мар-туро панд аст мурдай ҷадд бар ҷаддат,
Ту мар-фарзанди фарзандони фарзандон-тро пандӣ.
Ҷаҳон маст аст, нармӣ кун, ки ман эдун шунудастам,
Ки бо мастону девона ҳалимӣ беҳтар аз тундӣ.
Бихоҳад хӯрд мар-парвардагони хешро гетӣ,
Нахоҳад растан аз чанголи ӯ синдиву на ҳиндӣ,
Ҷаҳоно, з-озмун санҷобу аз кирдор пӯлодӣ,
Ба зери нӯш дар нешӣ, ба рӯи захр бар қандӣ.
Ба рӯзу шаб ҳамекоҳад тани мискини ман, зеро
Ба рандай рӯзу сӯҳони шабам доим ҳамерандӣ.
Зи чуну чанд берунӣ, азеро ақл нашносад,
На мар-будан-тро чунӣ, на мар-гаштан-тро чандӣ.
Нахоҳӣ пешу напсандӣ зи фарзандони бисёрат,
Магар онро, к-аз ӯ н-ояд ба ҷуз бадфеълию риндӣ.
Басо шоҳони бо мулку сипоҳу ганҷи оганда,
Ки-шон бирбудӣ аз гоҳу бад-ин чоҳ андар афкандӣ.
Куҷо пайвастаӣ сӯҳбат, ки дигар рӯз нагсастӣ,
Дарахте кай нишондастӣ, ки аз бехаш на баркандӣ?
Хирадмандо, муроди Эзид аз дунё ба ҳосил кун,
Муроди ӯ ту худ донӣ чӣ чиз аст, ар хирадмандӣ.
Худованде ҳамебояд-ту хидмат кард натвонӣ,
Гараш хидмат кунӣ, бидҳад Худовандат худовандӣ.
Муроди эзидӣ дин аст, чун дин ёфтӣ, з-он пас
Дигар мар-хештанро дар сипанҷӣ ҷой напсандӣ.
Бад-ин мӯҳлат, ки додастат, мабош аз макри ӯ эмин,
Битарс аз оташи тезаш, макун дар тоаташ кундӣ.
Чу фазли дини Эзидро зи нафси хеш бифгандӣ,
Чӣ бошад фазл сӯи ӯ туро бар румиву синдӣ?
Ба гӯш-андар ҳамегӯяд-т гетӣ, бор бар хар неҳ,
Ту гӯши дил ниҳодастӣ ба дастони наҳовандӣ.

Агар донӣ, ки фардо бар ту хешу аҳлу пайвандат
Бигиряд зор чандине, бад-ин хушӣ чаро хандӣ?
Бибояд, бегумон, рафтан-т аз ин ҷо суи он маъдан,
Ки он ҷо бидравӣ, бешак ҳар он-ч ин ҷо пароканди.
Ҳикоятҳои шоҳонро ҳамехониву механдӣ,
Ҳаме бар хештан хандӣ, на бар шоҳи самарқандӣ.
Чаро бар аҳду савганди расули хеш наштобӣ,
Ба сӯи аҳди фарзандаш, гар аҳли аҳду савгандӣ?
Гар аҳли аҳду паймонӣ, аз аҳли хонадонӣ ту
В-агар з-ин хона берунӣ, бар афсӯсиву тарфандӣ.
Наёӣ суи нур, эро ба торикӣ-дарун зодӣ
В-агар зӣ нур нагроӣ, дар ин торик чаҳ бандӣ.
Агар фардо шафоатро аз Аҳмад тамъ медорӣ,
Чаро имрӯз душмандори аҳлулбайту фарзандӣ?

❁ ❁ ❁

Ҷавонӣ шуд, ӯро фаромӯш кун,
Сари нотавонӣ дар оғӯш кун.
Туро чанд гаҳ тан вашипӯш буд,
Кунун чанд гаҳ ҷон вашипӯш кун.
Агар дебаи ҷон ҳамебоядат,
Хирад тору пуди сухан ҳуш кун.
Зи нодиданӣ чашмҳо кӯр соз,
Зи беҳудаҳо гӯш мадҳуш кун.
Ба дил бош бедору хуфта ба чашм,
Бишав, хештан зидди харгӯш кун.
Зи гуфтори хайру ба дидори Ҳақ
Забон аскару чашмҳо шуш кун.
Зи чеҳрат бихон, он чӣ Яздон набишт,
Набишти шаётин фаромӯш кун.
Зи ҳикмат хуриш ҷӯй мар-ҷон-тро,
Дилат меъда созу даҳан гӯш кун.
Зи дин ҳикмат омӯзу Буқротро
Ба андак сухан гунгу хомӯш кун.
Халолӯшҷӯёни дин беҳушанд,
Ту беҳушро дар халолӯш кун.
Агар нӯши ту заҳр кард ин фалак,
Ба дониш ту заҳри фалак нӯш кун.
В-агар дӯш-т аз ту ба ғафлат биҷаст,
Бикӯшу зи имшаб яке дӯш кун.

❁ ❁ ❁

Рӯзе зи сари санг уқобе ба ҳаво хост,
Аз баҳри тамаъ болу пари хеш биёрост.
Бар ростии бол назар карду чунин гуфт:
Имрӯз ҳама рӯи замин зери пари мост.
Гар авҷ бигирам, бипарам аз назари Шед,
Мебинам, агар заррае андар таги дарёст.
Гар бар сари хошок яке пашша биҷунбад,
Ҷунбидани он пашша аён дар назари мост.
Бисёр манӣ карду зи тақдир натарсид,
Бингар, ки аз ин чархи ҷафопеша чӣ бархост:
Ногаҳ зи камингоҳ яке сахткамоне
Тире зи қазову қадар андохт бар ӯ рост.
Бар боли уқоб омада он тири ҷигардӯз
В-аз абр мар-ӯро ба рӯи хок фурӯ кост.
Бар хок биафтоду биғалтид чу моҳӣ
В-он гоҳ пари хеш кашид аз чапу аз рост.
Гуфто: Аҷаб аст ин, ки зи чӯб асту зи оҳан,
Ин тезию тундию паридан-ш куҷо хост?
Зӣ тир нигаҳ карду пари хеш бар ӯ дид,
Гуфто: Зи кӣ нолем, ки аз мост, ки бар мост.
Ҳуҷҷат, ту маниро зи сари хеш бадар кун,
Бингар ба уқобе, ки манӣ кард, чиҳо хост.

❁ ❁ ❁

Нашнидаӣ, ки зери чаноре кадубуне
Баррусту бардавид бар ӯ бар ба рӯз бист.
Пурсид аз он чанор, ки ту чандсолаӣ?
Гуфто: Дивист бошаду акнун зиёдатест.
Хандид аз ӯ каду, ки ман аз ту ба бист рӯз
Бартар шудам, бигӯ ту, ки ин коҳилӣ зи чист?
Ӯро чанор гуфт, ки имрӯз, эй каду,
Бо ту маро ҳанӯз на ҳангоми доварист.
Фардо, ки бар ману ту вазад боди Меҳргон,
Он гаҳ шавад падид, ки номарду мард кист!

## РӮШНОИНОМА

Ба номи он, ки дорои ҷаҳон аст,
Худованди тану ақлу равон аст.
Хирад з-идроки ӯ ҳайрон бимонда,
Дилу ҷон дар раҳаш беҷон бимонда.
Ба ҳар васфе, ки гӯям, з-он фузун аст,
Зи ҳар шарҳе, ки ман донам, бурун аст.
Басе гуфтанду мегӯянд аз ин ҳол,
Надонам, то киро равшан шуд аҳвол.
Ҳазорон сол агар гӯянду пӯянд,
Дар охир рух ба хуни дида шӯянд.
Чунин гуфтанд, рав, бишнос х(в)адро,
Тариқи куфру дину неку бадро.
К-аз ин раҳ сӯи Яздон аст роҳат,
Туро бас бошад ин маънӣ гувоҳат.
Чу нодонӣ, надонӣ ҳеч аз ин ҳол,
Шавад зоеъ туро рӯзу маҳу сол.
Зи дониш зинда монӣ ҷовидонӣ,
Зи нодонӣ наёбӣ зиндагонӣ.
Агар бишнохтӣ худро ба таҳқиқ,
Ҳам аз ирфони Ҳақ ёбӣ ту тавфиқ.
Намонад бар ту пинҳон ҳеч ҳоле,
Набинӣ аз ҷаҳон дар дил малоле.
Бувад пайдо бар аҳли илм асрор,
Вале пӯшида гашт аз чашми ағёр.
Биё, бикшой чашми дил дар ин роҳ,
Магар аз хешу аз Ҳақ гардӣ огоҳ.
В-ар имрӯз андар ин олам набинӣ,
Дар он олам ба сад ҳасрат нишинӣ.
На баҳри хобу хӯрдӣ ҳамчу ҳайвон,
Барои ҳикмату илмӣ чу инсон.
Хитоб аз Ҳақ ба ҷуз ту нест бо кас,
Агар дарёбӣ, ин маънӣ туро бас.

Замину осмон баҳри ту орост,
Аз он бархостӣ бо қомати рост.
Қиёмат хост з-ин қомат, ки дорӣ,
Ниҳодат ёр гашту ҳушёрӣ.
Туӣ фарзанди ин олам чу Одам,
Халаф бархез чун Одам зи олам.
Ба фазлу донишу фарҳангу гуфтор
Туӣ дар ҳар ду олам гашта мухтор.
Ҷаҳолат зулмати ҷону ҷаҳон аст,
Бар аҳли дил ин маънӣ аён аст.
Кунун ороямат бар гулситоне,
Ки дар ҳар як назар ёбӣ ту ҷоне.
Насиҳатномаи ҳамчун баҳоре,
Гули дил, к-андар он ҷо нест хоре.
Зи баҳри он ҷаҳон ин тӯша бардор,
Ки раҳ бе зод бошад сахт душвор.
Бад-ин даҳрӯзаи дунё чӣ нозӣ,
Чу тифлон нестӣ, то чанд бозӣ?
Басе беҳтар зи ту дид ин замона,
Басе камтар зи ту кард ӯ равона.
На соҳибганҷро бигзошт дар кор,
На бо муфлис бимонд ин ранҷу тимор.
Касе дигар хӯрад ганҷ, ӯ барад ранҷ,
Ба меъёри хирад ин қавл барсанҷ.
Шуд он ганҷу бимонд он ранҷ дар ҷон,
Магар раҳмат кунад бар ҷон-т Яздон.
Гар ин ҷо бахш кард, он ҷо-ш суд аст,
Гар ин ҷо кишт кард, он ҷо дурудаст.
Агар коре кунӣ, музде ситонӣ,
Чу бекорӣ, яқин бемузд монӣ.
Зи хоби ғафлат охир сар баровар,
Ба ҳолу кори худ дар нек бингар.
Ки бунёди ту бар об асту бар бод,
Бар обу бод кас бунёд нанҳод.
Чу медонӣ, к-аз ин ҷо раҳгузорӣ,
Раҳовардат бибин, то худ чӣ дорӣ.

## ФАСЛУН ФӢ-Н-НАСИҲАТИ

Даме аз Ҳақ машав ғофил дар ин роҳ,
Чу медонӣ, ки ояд марг ногоҳ.
Аз ӯ хоҳ истионат дар ҳама кор,
Ки чун ӯ кас набошад мар-туро ёр.
Таваккул дар ҳама коре бар ӯ кун,
Зи ғайри ӯ бигардон, рӯ дар ӯ кун.
Суботи давлату дин ростӣ дон,
Зи кизб ин ҳар дуро кам-костӣ дон.
Чу аҳде бо касе кардӣ, ба ҷо ор,
Ки имон аст аҳд, аз хеш магзор.
Хирад беҳтар бувад аз зар, ки дорӣ,
Ки дар зар кас набинад ҳушёрӣ.
Агар сабрат ба дил-дар ёр гардад,
Зафар охир туро дилдор гардад.
Ба ҳар сахтӣ макун фарёд бисёр,
Бинӯш ону мадеҳ дилро ба тимор.
Бародар он бувад, ки рӯзи сахтӣ,
Туро ёрӣ кунад дар тангбахтӣ.
Накӯӣ гар кунӣ, миннат манеҳ з-он,
Ки ботил шуд зи миннат ҷуду эҳсон.
Ба вақти субҳдам мебош бедор,
Магар дар субҳдам бикшоядат кор.
Балои одамӣ бошад забонаш,
Ки дар вай баста шуд суду зиёнаш.
Хамӯшӣ мояи мардони роҳ аст,
Ки дар гуфтан басе шарру гуноҳ аст.
В-агар гӯӣ, накӯ гӯ, эй бародар,
Ки некӯгӯй бо нафъ асту безарр.
Накӯӣ ҷомаи туст, он ҳамепӯш,
Ҳамеша дар накӯномӣ ҳамекӯш.
Тавозӯъ мар-туро дорад гиромӣ,
Зи кибр ояд бадӣ дар некномӣ.
Маваддат чун ба хидмат устувор аст,
Аз ин беҳтар туро дигар чӣ кор аст?
Ба хушрӯию хушхӯӣ дар айём
Ҳамерав, то шавӣ хушдил саранҷом.

Агар бад бо касе дар хотир орӣ,
Макун зуд он-к набвад ҳушёрӣ.
Чу некӯӣ кунӣ, з-он узр меҳоҳ,
Ки некӯӣ ду гардад, бош огоҳ.
Саховат пеша кун ту аз каму беш,
К-аз он бегонагон гарданд чун хеш.
Ҷамоли мардумӣ дар ҳилм бошад,
Камоли одамӣ дар илм бошад.
Суботи тан ба маъкулот бинӣ,
Суботи ҷон ба маълумот бинӣ.
Агар бар ҷаҳл як соат кунӣ кор,
Ба илми ҷаҳл ҷовидӣ ту бедор.
Ғанимат ҳамнишинӣ бо хирад дон,
Ки аҳли ақлро бигзид Яздон.
Сухан кам гӯву некӯ гӯй дар кор,
Ки аз бисёр гуфтан мард шуд хор.
Туро пероя аз дониш падид аст,
Ки боби хулдро дониш калид аст.
Зи шарм ар бо фаришта ҳамнишинӣ,
Зи бешармӣ ту бо девон қаринӣ.
Туро гар дӯсте бояд сазовор,
Хирадро ёри худ кун дар ҳама кор.
Беҳини дӯстонро он касе дон,
Ки ӯ роҳат намояд сӯи эҳсон.
Зи душман бадтар он касро ҳамебин,
Ки дар бад мар-туро кардаст талқин.
Далели ақли мард омад сухан боз,
Чу ояд дар сухан пайдо шавад роз.
Давоми шодмонӣ рӯи ихвон,
Ки бе ихвон бувад ғамгин дилу ҷон.
Чу давлат сохт бо нодон сару кор,
Дили оқил шавад з-ин меҳнат афгор.
Агар ранҷе зи ногоҳ дар дил ояд,
Зи таслиму ризо корат кушояд.
Залилӣ дар тамаъ медон ба таҳқиқ,
Чу иззатро қаноат дону тавфиқ.
Чу зулме аз ту ояд носазовор,
Ҳамеша он амалро ёд медор.

Чу нодон зӯҳд варзад, ҳаст зулмат,
Зи доно зиллат ояд, ҳаст раҳмат.
Бибояд оқибатандеш будан,
Бурун аз хешу ҳам бо хеш будан.
Агар бадкор беҳ будаст, бигзор,
Ки охир ҳам ба бад гардад гирифтор.
Ба шодии ҷаҳон дилро макун шод,
Ки он дори ғурур омад зи бунёд.
Ба наҳве бад марав, гар ҳушёрӣ,
Ки ин раҳ нест роҳи ҳушёрӣ.
Зиёрат кардани асҳобу аҳбоб,
Равонро тозагӣ бахшад зи ҳар боб.
Заъифонро зиёрат кун зи икром,
Ки ту аз гом бардорӣ басе ком.
Зи феъли шахс ҳоли шахс медон,
Ба ту шуд ҳалл ин асрори пинҳон.
Саломат дон, ки дар кам гуфтани туст,
Чу сиҳҳат, к-он ҳам аз кам хуфтани туст.
Бузургӣ ҷуз ба доноӣ мапиндор,
Ки нодон ҳамчу хоки роҳ шуд хор.
Хирадманд аз тавозӯъ моя гирад,
Бузургӣ аз карам пероя гирад.
Ба кӯи маърифат гар ту дароӣ,
Зи ҳайъатҳои олам бар сар оӣ.
Шифои дарди дилҳо гашт ирфон,
Зи ирфон равшан омад ҷовидон ҷон.
Салоҳи дин бувад парҳезгорӣ,
Тамаъ динро кашад дар хоки хорӣ.
Умед ар ҷуз ба Ҳақ дорӣ, бигардон,
Ки он уммед бошад айни нуқсон.
Чу ҷисму ҷону рӯзӣ ҳар се ӯ дод,
Бувад ҷаҳл, ар кунӣ аз дигаре ёд.
Ба хурсандӣ баровар сар, ки растӣ,
Зи ҳирс ар дур гаштӣ, бут шикастӣ.
Насиҳат бишнав, ар талх ояд аз ёр,
Ки дар охир ба ширинӣ расад кор.
Ҳунар ҷӯ з-он, ки дар ақл ӯ накӯтар,
Ки бошӣ дар замона толиби зар.

Касе, к-ӯ қонеъ аст, ӯ шаҳрёр аст,
Гуле дорад, ки ӯ бе захми хор аст.
Бидон, к-он ташнаи дунёи ғаддор
Батар аз ташнаи об аст бисёр.
Суханро аз дарозӣ дор кӯтоҳ,
Ки аз бисёр гуфтан гум шавад роҳ.
Чу дар раҳ меравӣ, мангар чапу рост,
Назар бар хеш кун, к-ин сахт зебост.
Зи ҳиммат чун ту дар олам баландӣ,
Сазад, к-аз ҳарза бисёре нахандӣ.
Адӯи оқилат беҳтар басе з-он,
Ки бошад мар-туро сад дӯсти нодон.
Туро гар кӯдаке ёр асту оқил,
Беҳ аз пире бувад нодону ҷоҳил.
Ба нармӣ гар сухан ронӣ, ҳамерон,
Ки аз тезӣ ба ранҷ ояд дилу ҷон.
Ҳам аз нармӣ басе дил ром гардад,
Зи тундӣ пухтаҳо бас хом гардад.
Ҳасадро сӯи ҷону дил мадеҳ бор,
Ки ҳосидро набошад ҳеч миқдор.
Ба ифрот ар кунӣ шаҳват, зиён аст,
Заъифийи тан асту қатъи ҷон аст.
Ҳама ранҷи ҷаҳон аз шаҳват омад,
Ки Одам з-он бурун аз ҷаннат омад.
Нишин бо аҳли илм, эй дӯст, модом,
Ки аз дониш беҳӣ ёбӣ саранҷом.
Ҳар он-к ӯ нест аз ту беҳ ба дониш,
Ба сӯҳбат ҳамдаму маҳрам мадонаш.
Макун бо аҳли ҷаҳл, эй ёр, сӯҳбат,
Ки з-он сӯҳбат расӣ ҳар дам ба меҳнат.
Агар эҳсон кунӣ, бо мустаҳақ кун,
На аз баҳри риё, аз баҳри Ҳақ кун.
Чу пеши ҷоҳиле неъмат ниҳӣ ту,
Чу теғе шуд, ки бо деве диҳӣ ту.
Ки чун нодон биёбад аз ту қувват,
Ҷаҳонеро дарандозӣ ба меҳнат.
Надорад дин агар марде, сахӣ нест,
Агар бошад сахӣ, ӯ дӯзахӣ нест.

Машав худбин, ки он бошад ҳалокат,
Ва з-он тира бимонад ҷони покат.
Намебинӣ, ки Иблис аст худбин,
Падид омад сазои тарду нафрин.
Тавозӯъ бандагонро ҳаст беҳтар,
Талаттуф аз мулук омад накӯтар.
Касе, к-ӯ оқил омад, нест дарвеш,
Ки дарвеш он, ки бе ақл асту бе кеш.
Макун каззобро ҳаргиз каромат,
Ки аз каззоб дур афтад саломат.
Ҳам аз наммом парҳез, эй бародар,
Ки аз наммом ҷон афтад дар озар.
Зи хоин дур бош, эй дӯст, ҳамвор,
Ки хоинро набошад дин ба якбор.
Зи номаҳрам назар ҳам дур медор,
Ки аз дигар назар гардӣ гирифтор.
Макун айби касон, то метавонӣ,
Ки ту, эй дӯст, айби худ надонӣ.
Макун шодӣ зи марги дигарон ҳам,
Ки з-он шодӣ расад ҷони туро ғам.
Чу некӯхоҳ бошӣ бар тани худ,
Дигар касро чаро хоҳӣ ту дарбуд?
Лаимонро макун икрому эъзоз,
Каримонро мадор аз пеши худ боз.
Бар аҳли ҷаҳл раҳмат ҳеч м-овар,
Вале бар аҳли дониш сидқ овар.
Агар молат хӯрад донои ҳушёр,
Аз ӯ миннат басе бар хеш медор.
Мадеҳ ёрии нодон, то тавонӣ,
Ки дар таърихи нодонон намонӣ.
Агар бадгӯй наздики ту ояд,
Бирон ӯро зи наздикат, нашояд.
Аз ӯ машнав суханҳои хурофот,
К-аз он ояд туро дар охир офот.
Чу хашм орӣ, машав чун оташи тез,
К-аз оташ бихрадонро ҳаст парҳез.
Касе, к-ӯ бо ту некӣ кард як бор,
Ҳамеша он накӯӣ ёд медор.

Магӯ асрори ҳоли хеш бо зан,
Ки ёбӣ рози фош аз кӯю барзан.
Занонро лутфу хушхӯйист дар кор,
Чу тифлонро бувад шафқат сазовор.
Суи пирон ба ҳурмат гар гароӣ,
Ту дар пирӣ зи пирон бар сар оӣ.
Ба сӯи бандагон гӯше ҳамедор,
Ки ту ҳам бандаи Ҳақро гунаҳкор.
Гунаҳбахшову афвандӯз мебош,
Ба хушхӯӣ чу равшан рӯз мебош.
Мабин дар ҳеч шахсе аз ҳақорат,
Ки напзирад дар ин ҷо дил иморат.
Мадон мар-хасмро хурд, эй бародар,
Ки сӯзад оламе як зарра озар.
Суханҳои накӯро ёд медор
В-аз он дар пеши хеш устод медор.
Дили аҳли дил аст он Каъбаи дод,
Макун вайрон, мар-ӯро дор обод.
Ки Ҳақро шуд дили мардон назаргоҳ,
Туро кардам зи ҳоли Каъба огоҳ.
Мадеҳ бар айби кас нодида иқрор
Ва гар бинӣ, бипӯшон беҳтар, эй ёр,
Ки ту ҳам айб дорӣ, айбнокӣ,
Худоро шуд сазои айб покӣ.
Ба некӯӣ макун мар-хасмро шод,
К-аз он андешаи бад н-оварад ёд.
Макун мадҳи худу айби дигар кас
Ва гар гӯяд касе, гӯ з-ин сухан бас.
Ҷавоби ҳар суол андеша мекун,
Сукунатро дар он дам пеша мекун.
Ҳар он-ч он дорӣ, андар дил маёвар,
Чу бигзаштӣ аз он, якбора бигзар.
Ба пур хӯрдан макун одат ба як бор,
К-аз он дил тира гардад, ҷонат афгор.
Зи тоат ҷомаи нав пӯш ҳар дам,
Ки тоат мекунад андӯҳи ҷон кам.
Чу оӣ дар намоз аз пардаи роз,
Дили худро зи ҳар ботил бипардоз.

Ба пеши чун худе кӯҳ аст султон,
Наёрӣ дам задан аз рӯи имкон.
Надорад суд агар ҳозир наёӣ,
Чу ҳозир нестӣ, Ҳақро нашоӣ.
Ба фикрат ҳозири авқоти худ бош,
Чу бошӣ бо касон, бо зоти худ бош.
Зи ёди марг ғофил чун нишинӣ,
Чу бо афтодагон охир қаринӣ?
Чӣ дорӣ азми чандин истиқомат,
Ки ҳам рӯзе бароят бонги қомат.
Бибин, то чун бувад ҳолат саранҷом,
Ки бояд рафт аз ин ҷо кому ноком.
Ту бошӣ в-он чӣ кардӣ, ҷовидонӣ,
Намедонам чӣ кардӣ, он ту донӣ.
Бурун кун аз дил андӯҳи замона,
Магар хушдил шавӣ з-ин ҷо равона.
Агар хушдил шавӣ, дар шодмонӣ
Бимонд он шодмонӣ ҷовидонӣ.
Ба дониш шод гардӣ аз дилу ҷон,
Ки бе дониш бувад ҷовид ҳайрон.
Зи роҳи дӯстӣ ин панд бинюш,
Ки ростӣ, гар кунӣ ин пандро гӯш.
Надонам кас чунин асрор гуфтааст,
Надонам, к-ин чунин гавҳар кӣ суфтаст.
Мадор ин мавъизатро хору осон,
Ки дар вай дарҷ кардам сурати ҷон.
Агар з-ӯ кор бандию кунӣ ёд,
Яқин шуд хонаи ҷони ту obод.
Бар авроқи замон шуд ёдгорӣ,
Агар ту кор бандӣ, бахтёрӣ.

## ДАР ТАВҲИДИ БОРӢ, СУБҲОНАҲУ ВА ТАЪОЛО

Ба номи кирдгори фарди довар,
Ки ҳаст аз ваҳму ақлу фикр бартар.
Ҳам ӯ аввал, ҳам ӯ охир зи мабдо,
На аввал будаву не охир ӯро.
Хирад ҳайрон шуда аз кунҳи зоташ,
Муназзаҳ дон зи аҷрому ҷиҳоташ.
Куҷо ӯро ба чашми сар тавон дид,
Ки чашми ҷон тавонад ҷони ҷон дид.
Варои ломаконаш ошён аст,
Чӣ гӯям? Ҳар чӣ гӯям, беш аз он аст.
Сифоту зоти ӯ ҳар ду қадим аст,
Шудан воқиф дар ӯ сирри азим аст.
Ба пои мо чӣ раҳ шояд буридан,
Бад-ин маркаб куҷо шояд расидан?
Ба ҷайби аҷз ақлам сар фурӯ бурд,
Кӣ бошам ман, ки ёрам номи ӯ бурд?
Наёрам номи ӯ бурдан, наёрам,
Ман ин сармоя дар хотир надорам.
Забон аз васфи тавҳидаш забун аст,
Ки аз ҳадду қиёси мо бурун аст.
Нагӯям сонеи ҳафту чаҳор ӯст,
Валекин ақлро парвардгор ӯст.
Чӣ миқдор Офтобу осмонро,
Бад-ӯ мансуб натвон кард онро.
Чаро гӯям зару лаълу ҷавоҳир
Зи хоку обу санг ӯ кард зоҳир?
Набот аз гил, ту гӯӣ, ӯ баровард,
Нашояд инчунин ӯро сифат кард.
Ки рӯҳи номия ин кор дорад,
Гулу шамшоду сарв ӯ менигорад.
Ту ақлу ҷон зи ҳақ дон, симу зар чист?
Макун суратпарастӣ, пову сар чист?
Дигарбора, ту гӯӣ, сурати мо
Ҳама з-оби манӣ кардаст пайдо.

Магӯ з-ин сон азеро, к-ин саноеъ
Шуд аз таъсири аҷрому табоеъ.
Сипеҳру унсуру рӯҳи наморо
Худо хонӣ, чунин куфр аст моро.
Макун дар сунъи маснуъот раҳ гум,
Зи ҷав ҷав рӯяду гандум зи гандум,
Ки он ҷонофарин донандаи роз,
Надорад дар худоӣ ҳеч анбоз.
Чу гӯӣ куфру тавҳидаш кунӣ ном,
Хабар ноёфта з-оғозу анҷом.
Бад-ин мояй хирад, эй хоми нодон,
Чаро хонӣ ҳаме худро мусулмон?
Агар бар ҳақ аз ин сон зан барӣ ту,
Зи тарсову ҷуҳудон камтарӣ ту.
Нагӯяд инчунин ҷуз габри гумроҳ,
Аз ин гуфторҳо астағфиру-л-Лоҳ.
Худованди ҷаҳон-донои қоҳир,
Яке буду яке з-ӯ гашт зоҳир.

## ГУФТОР ДАР СИФАТИ АҚЛИ КУЛЛ ВА НАФСИ КУЛЛ

Аз аввал Ақли куллро кард пайдо,
Варо Арши илоҳӣ гуфт доно.
Гурӯҳе иллати авло-ш гуфтанд,
Гурӯҳе Одами маъно-ш гуфтанд.
Дар он дарё, ки дурри ақл суфтанд,
Ҳаюлои дувум ҳам низ гуфтанд.
Мар-ӯро олами ҷабрут ном аст,
Ки Ҷабрили мукаррам з-он мақом аст.
Азеро хомаи Яздон-ш хонанд,
Расули номаи Яздон-ш номанд.
Нахуст аз офариниш баргузида,
Худояш бе миёнҷӣ офарида.
Ҳар он-ч аз офариниш рӯй бинмуд,
Мар-ӯро восита дар олам ӯ буд.
Аз аввал Ақли кул чун шуд мушаҳҳар,
Зи якдигар бизоданд он ду гавҳар.

Зи Ақли кул вуҷуди Нафси кул зод
Ҳаме Ҳаввои маънӣ хондаш устод.
Бидон гар ҷон-т бо ақл ошно шуд,
Ки ин Ҳаввову он Одам чаро шуд?
Агар маънии номаш боз донӣ,
Варо ҷамъи малоик ном хонӣ.
Ҳам ӯ шуд фоили афлоку анҷум,
Ҳам ӯ баҳри муҳиту ҷони мардум.
Ҳам ӯ лавҳу ҳам ӯ курсии Яздон,
Ҳам инсони дувум, ҳам рӯҳи инсон.
Аз он омад фуруди ақл маъвой,
Ки зери арши курсӣ бошадаш ҷой.
Масеҳо гуфт: «Хоҳам зӣ падар шуд»,
Ҷаҳоне з-ин сухан зеру забар шуд.
Накӯ гуфт ӯ, вале руҳбон надонист,
Ки ӯ фарзанди Нафси кул ба ҷон аст.

## ГУФТОР АНДАР ОФАРИДА ШУДАНИ АФЛОК ВА КАВОКИБ

Чу пайвастанд Ақлу Нафс бо ҳам,
К-аз эшон зод аҷроми муҷассам.
Мар-ӯро ҷунбиши авло бувад ном,
К-аз он ҷунбиш замин меёбад ором.
В-аз ин ҳар як бувад дар даҳ маротиб,
Нӯҳи дигар яке з-ангушти ноиб.
Яке гардуни аъзам, он ки яксар
Бар ӯ гарданд ҳашт афлоки дигар.
Хилофи гардиши ин ҳашт гардад,
Шабонрӯзӣ яке раҳгашт гардад.
Дигар чархи даҳу ду хона бошад,
Савобитро дар ӯ кошона бошад.
Дигар гардун, ки бошад ҷои Кайвон,
Дигар дорад дар ӯ Зовуш айвон.
Дигар Баҳром дорад в-он дигар Шед,
Дигар бошад биҳиштобод Ноҳид.

Дуи дигар: яке Тиру яке Моҳ,
Туро аз ҳоли ҳар нӯҳ кардам огоҳ.
Дувум ҷунбиш зи Машриқ сӯи Мағриб,
Бувад, лекин надорад аз кавокиб.
Гирифта ҳар яке ақлеву ҷоне,
Ба кори хештан ҳар як ҷаҳоне.
Яке дар мулки Яздон нек бингар,
Ки инҳо мулки Яздонанд яксар.
Ҳама неку бади мо ҳаст аз эшон,
Фанорo гашта кӯтаҳ даст аз эшон.
Шуда ҳайрон ҳама дар сунъи сонеъ,
Ҳама саргаштагони шавқи мубдеъ.
Ҳамегарданд дар олам чу паргор,
Падидорандаи худро талабгор.
Ба гирди курраи гил дар шабу рӯз,
Ҳамегарданд чун шамъи шабафрӯз.
Кунад бо мо аз он гаштан асарҳо,
Расад моро аз эшон хайру шарҳо.
Яке аз чоҳ ояд бар сари ҷоҳ.
Яке аз ҷоҳ афтад дар таги чоҳ,
Яке бас беҳунар, мол аз адад беш,
Яке бо сад ҳунар дарвеши дилреш.
Яке бо донишу илм аст бадҳол,
Яке бе донишу илм аст хушҳол.
Надонад сирри инро ғайри Яздон,
Ту аз ман ёд гир ин панду бархон.
Агар илмат ба ҳикмат роҳ ёбад,
Зи илми ҳикматаш огоҳ ёбад.
Зи Ҳуҷҷат ин суханҳо ёд медор,
Ки дар Юмгон нишаста подшаҳвор.

**ДАР АНОСИР ВА МАВОЛИД**

Аз эшон гашт пайдо чор унсур,
Зи ман бишнав ту ин маънии чун дур.
Асир, он гаҳ ҳаво, пас обу пас хок,
Ки зодастанд ин ҳар чор з-афлок.

Дар эшон гарму хушку сарду тар ҳаст,
Чунон чун гарму хушку сарду тар ҳаст.
Аз эшон об чун хушгавҳар омад,
Хилофи табъи ӯ сарду тар омад,
Мизоҷи бод аз он ҷо хосият кард,
Мухолифро чӣ хушку гармро сард.
Чу сардиро ба гармӣ гавҳар омад,
Мизоҷи бод аз он гарму тар омад.
Шавад пайдо аз эшон ранҷу роҳат,
Расад марҳам аз эшон, сад ҷароҳат.
Ҳакимон инчунин гуфтанд бо мо,
Ки ин чор уммаҳотанд, он нӯҳ обо.
Аз ин чору аз он нӯҳ, эй бародар,
Бишуд мавҷуд се фарзанди дигар.
Маъодин, пас набот, он гоҳ ҳайвон,
Ба ҳам бастанд яксар аҳду паймон.
Ба дарё дурру дар кон лаълу гавҳар
Кунад дарвешмардумро тавонгар.
Ғизову меваву нон аст, к-аз вай
Падид ояд ҳаме хун дар рагу пай.
Яке гардад ғизо, дигар бикоҳад,
Ки то инсон аз ин ҷо баҳра ёбад.
Ҳама аз баҳри инсонанд дар кор,
Кунад ӯро яке зину яке бор.
Сутуру гӯсфанду гову уштур,
К-аз эшон мешавад рӯи замин пур.
Мавлидананд, аз инҳо ҷисми инсон,
Падид ояд дар ин шашгӯша айвон.
Даро, эй Ҳуҷҷати зебосухангӯй,
Ки бурдӣ аз халоиқ дар сухан гӯй.

## АНДАР ФИТРАТИ ИНСОН

Чӣ гуфтанд он ҳакимони сухангӯй,
Ки бурданд аз малоик дар сухан гӯй.
Ки хуни мо, ки он асли ҳаёт аст,
Яке фарзанди ҳайвону набот аст.

Дигар рах чун мусаффо гардад он хун
В-аз ӯ хуни сафед ояд ба берун.
Варо хонанд нутфа аҳли маънӣ,
Ки полуда аз он хун аст яъне.
В-аз он пас дар машима чунки афтод,
Фигандаш устоди чарх бунёд.
Зуҳал як моҳ ӯро тарбият кард,
Дувум маҳ Муштарияш тақвият кард.
Бишуд моҳи севум Баҳром ёраш,
Чаҳорум моҳ Хур суратнигораш.
Чу аз Хуршеди тобон зиндагӣ ёфт,
Дар он ҷо қуввати ҷунбандагӣ ёфт.
Маҳи панҷум кунад Зӯҳра варо кор,
Уторид бошадаш моҳи шашум ёр.
Ба ҳафтум моҳ ӯро Моҳ бошад,
Ба ҳаштум з-ӯ Зуҳал огоҳ бошад.
Дар он зиндони танг андар кашокаш,
Бувад ҷояш миёни обу хун х(в)аш.
Пас аз нӯҳ моҳ Зодӯши ҳуҷаста
Бурун орад варо з-он роҳи баста.
Аз он торикҷоҳ ояд дар ин ҷой,
Ҷаҳон бинад хушу хубу дилорой.
Сарое бас фароху маскани х(в)аш,
Ҳавои бас латифу хубу дилкаш.
Чунон пиндорад он мискин дар ин ҷо,
К-аз ин хуштар набошад ҳеч маъво.
Намедонад, к-аз ин хуштар сароест,
Ки ин дар ҷанби он торик ҷоест.
Наботосо бувад якчанд ҳолаш,
Бурояд чун тару тоза ниҳолаш.
В-аз он пас ҳамчу ҳайвон рӯзгоре
Ба ҷуз хӯрдан надорад ҳеч коре.
Ду солу ним андар шир машғул,
Бувад дар гаҳвора баста маҷҳул.
Севумсола варо ҷони суханвар,
Шавад пайдо в-аз ӯ гардад мунаввар.

## ДАР ШАРАФИ ИНСОН

Чу ту худ менадонӣ кистӣ ту,
Бигӯ, то дар ҷаҳон бар чистӣ ту?
Туӣ ту, худ бигӯ то худ кадом аст?
Танӣ ё ҷон, туро охир чӣ ном аст?
Ту ин ришу сару сиблат, ки бинӣ,
Ту пиндорӣ туӣ, не, не, на инӣ.
Тилисму банду зиндони ту аст ин,
Бирав, чашми хирад бикшою худ бин.
Ту сурат нестӣ, маънӣ талаб кун,
Назар дар ҷисму ҷони булаҷаб кун.
Зиҳӣ нодон, ки худро ҷисм хонӣ,
Раҳо кун ин сухан, зеро ки ҷонӣ!
Кадомин ҷон, на ин ҷони табиӣ,
Накӯ бингар, ки ҷисми бас бадеӣ.
Туӣ ҷони сухангӯи ҳақиқӣ,
Ки бо рӯҳулқудус доим рафиқӣ.
Ба чашми сар ҷамолаш диданӣ нест,
Касе, к-ӯ дид рӯяш, аҳли маънист.
Зи ҷоҳу аз ҷиҳат ҳастӣ муназзаҳ,
Бибин, то кистӣ, инсоф худ деҳ.
Нигар, то дар гумон ин ҷо наяфтӣ,
Қадам бифшор, то аз по наяфтӣ.
Сифатҳоят сифатҳои худоист,
Туро ин равшанӣ з-он рӯшноист.
Ҳамебахшад, к-аз ӯ чизе накоҳад,
Туро доду диҳад онро, ки хоҳад.
Зи нури ӯ ту ҳастӣ ҳамчу партав,
Вуҷуди худ бипардозу ту ӯ шав.
Ҳиҷобат дур дорад, гар наҷӯӣ,
Ҳиҷоб аз пеш бардорӣ, ту ӯйӣ.
Агар даъво кунам, валлаҳ, ки ҷоест,
Ба маънӣ Носири Хусрав худоест.
Зи дунё то ба уқбо нест бисёр,
Вале дар раҳ вуҷуди туст девор.

## ДАР БОЗГАШТАН

Дигарбора аз ин вайрона гулхан,
Гар ояд сӯи он ободгулшан,
Бад-он раҳ, к-омадаст, ӯ боз гардад,
Вале бояд, ки некӯсоз гардад,
Ки дар ҳар манзиле мушкил суоле,
Кунанд ӯро зи дигар гуна ҳоле.
Агар дорад ҷавоби он суол ӯ,
Расад андар сарои безавол ӯ.
В-агарна андар ин манзил бимонад,
Нахустин манзил андар гил бимонад.
Бад-ин сон меравад манзил ба манзил,
Гилаш сӯи гил ояд, дил суи дил.
Аз эдар гар дилаш комил шавад боз,
Расад ӯро биҳишту неъмату ноз,
В-агар дар бозгаштан нотамом аст,
Ба оташ мебисӯзад, ҳар чӣ хом аст.
Ҳамин аст эътиқод андар қиёмат,
Агарчи аз харон ёбам маломат.
Биҳишту дӯзахат дар остин аст,
Чунин донӣ, агар роят заррин аст.
Биҳишту дӯзахи дигар ҷуз ин нест,
Хирад донад, ки болотар ҷуз ин нест.

## ДАР БАЁНИ АЪРОЗ ВА ҶАВОҲИР

Ҳар он чи ҳаст з-аъло то ба асфал,
Ду чиз омад зи охир то ба аввал:
Яке аърозу он дигар ҷавоҳир,
Чунин гуфтанд устодони моҳир.
Чӣ бошад ҷавҳарӣ, к-ӯ ҳаст доим,
Ба зоти хештан пайваста қоим.
Араз қоим ба зоти ҷавҳар омад,
Хирадро ин суханҳо бовар омад.
Бувад қобил араз, бешак, фаноро,
Вале ҷавҳар бувад, бешак, бақоро.

Туӣ фаръу араз, ҳам аслу ҷавҳар,
Ҳама олам ту ҳастӣ, эй бародар!
Хирадмандон ду оламро, ки гӯянд,
Аз ин маънӣ ҷуз ин ҳар ду наҷӯянд.
Араз ҷисм аст аз ҷон, ҷавҳарӣ ту,
Аз он бар ҳар ду олам бартарӣ ту.
Туро аз ҳар ду олам офариданд,
Аз онат бар ду гетӣ баргузиданд.
Мусаххар кун ҳам инрову ҳам онро,
Ҳақиқат кун яқинрову гумонро.
Бидон онрову инро нек бишнос,
Бибин ту ҷисму ҷонро нек бишнос.

## ДАР БАЁНИ ҲАВОСИ ЗОҲИР ВА БОТИН

Туро ин хони шашсӯ раҳгузар шуд,
Аз ин хон хонаи ту панҷдар шуд.
Кушода ҳар даре дар бӯстоне,
Зи ҳар дар медарояд корвоне.
Агарчи андар ин хона ҷарибӣ,
Аз ин ҳар панҷ дарҳо бонасибӣ.
Яке чашмат, ки бинад он аҷоиб,
Шавад з-он диданӣ роҳи ту соиб.
Дигар гӯшат, ки шаҳроҳи калом аст,
Дилат з-ӯ бо маъонии тамом аст.
Гаҳ аз алҳони мурғон, гаҳ зи автор
Хабар оранд ҷонатро зи асрор.
Дигар бинӣ, ки бӯи гул пазирад,
Димоғу дил зи бӯяш завқ гирад.
Зи завқу ламс танро ҳаст баҳра,
Чу аз нармӣ биёбад даст баҳра.
Ҳавоси зоҳиранд ин панҷу ботин
Бувад панҷи дигар, эй ёри муҳсин.
Хаёлу ваҳму фаҳму ҳифз дигар,
Ки ҳисси муштарак хониш бар сар.
Дигар зикрат, ки шаҳбози калом аст,
Дилат з-ӯ бо маъониҳо тамом аст.

Дигар нутқат, ки ояд чун ба гуфтор,
Зи нутқат толибон гиранд асмор.
Хато бинанд боз ин панҷгона,
Тавонӣ ростбиншон кард ё на?
Риёзат каш, мар-инро ростбин кун,
Пас он гоҳе гумонатро яқин кун.
Чу инҳо ростбин гарданд, з-он пас
Туро сармоя ин андар ҷаҳон бас.
Дигар нутқ аст, чун ояд ба гуфтор,
Аз ӯ гардад ҳама ишколҳо хор.
Кушода гардад он гаҳ чашми биниш,
Бибинӣ моварои офариниш.

## ГУФТОР
## АНДАР СИФАТИ КАМОЛИ ИНСОН

Дарахт аст ин ҷаҳону мева моем,
Ки хуррам бар дарахти ӯ бароем.
Дигар ҳастанд баргу мо ҳама бар,
Туфайли мо шуданд инҳо саросар.
Шараф дорад дарахт аз мева оре,
Кӣ бошад, ар надорад ҳеч боре?
Зи бӯю лаззати хуш меваҳоро
Шараф бошад чунон к-аз ақл моро.
Наёбад марди ҷоҳил дар ҷаҳон ком,
Надорад таъму лаззат меваи хом.
Машав чун меваҳои норасида,
Сақат ҳаргиз набошад баргузида.
Сақат бошад дар ин боғ он чӣ хоманд,
Ҳакимон меваҳои хуштаоманд.
Дарахте, к-он латифу мевадор аст,
Мар-ӯро боғбон Парвардигор аст.
Нахоҳад мева ҷуз хушбӯи ширин,
Бияндозад сақатҳои бадоин.
Сақат хор аст, хоронро раҳо кун,
Тамоми ҷисми худро пурбаҳо кун.
Ҳар он мева, ки набвад рангу бӯяш,
Набошад боғбон дар ҷустуҷӯяш.

Туро лаззат зи илм аст, аз амал бӯй,
Камолатро ту аз илму амал ҷӯй!
Агар аз чашмаи маънӣ хурӣ об,
Шавӣ дар боғи ҷаннат меваи ноб.
В-агар бошӣ сақат, дар хок монӣ,
Муаззаб дар балои ҷовидонӣ.
Набошӣ дархӯри хони шаҳаншоҳ,
Чу хоке хор бошӣ бар сари роҳ.
Ба оташ ҳамчу хори хушк сӯзӣ,
Агар чашми хирадро боздӯзӣ.
Агар хоҳӣ, ки ёбӣ донишу ҳуш,
Макун ту панди Ҳуҷҷатро фаромӯш.
Ба кулл мекӯш, то худро шиносӣ,
Зи худ ҳам неку ҳам бадро шиносӣ.

## ДАР СИФАТИ АНВОЪИ МАРДУМ

Банӣ Одам гурӯҳе бас латифанд,
Ҳақиқат ҳам хасису ҳам шарифанд.
Тан аз хоканду ҷон аз ҷавҳари пок,
Шараф доранд бар хосони афлок.
Ҳам аз нафсу ҳам аз ақлу зи аҷром,
Зи чору се, ки аввал бурдаам ном.
Ҳама дар зоти инсон ҳаст ҳосил,
Гилаш зулмонию нуронияш дил.
Мар-инро олами суҷрош гуфтанд,
Мар-онро олами куброш гуфтанд.
Шуда бар офариниш ҷумла солор,
Ба маънӣ ҳам ҷаҳону ҳам ҷаҳондор.
Пасу пешу ниҳону ошкор ӯст,
Шиносои худу Парвардигор ӯст.
Ҳама ҳам мӯҳдасанду ҳам қадиманд,
Ҳама ҳам ҷоҳиланду ҳам ҳакиманд.
Ҳама доранд истеъдоди ҳар шай,
Ба маъниву ба сурат маййиту ҳай.
Агарчи офарида з-ону инанд,
Зи худ ҳар лаҳза чизе офаринанд.

Чунинанд анбиёву авлиёшон,
Ки арзад мулки олам хоки пошон.
Дар эшон ҳаст муште нокасу хом,
Ки оқил девмардум гӯядаш ном.
Ба феъл Иблису сурат ҳамчу одам,
Ба сад поя зи аспу гову хар кам.
Ба сурат зинда, аммо ҷон надоранд,
Агар доранд ҷон, ҷонон надоранд.
Бале, ҳастанд аз ин муште парешон,
Мадори ин ҷаҳон бошад бар эшон.
Валекин ҳеч натвон фарқ кардан
Зи гову хар ба гоҳи хобу х(в)ардан.
Зи беҷонӣ дили бедорашон на,
Ба ҷуз инкори хосон корашон на.
Тан асту ҷон мумайийз одамиро,
К-аз ин ду ёфт бешию камиро.
Дили ӯ гар мураббӣ гашт ҷонро,
Биёбад ӯ бақои ҷовидонро.
Мақоми ӯ ҷаҳони нору нур аст,
Ки он ҷо роҳатободи сурур аст.
Чу ӯ бо рӯҳ гирад ошноӣ,
Расад дар дори мулки рушноӣ.
В-агар шуд дар ҳавои тан гирифтор,
Ту он касро ба ҷуз Шайтон мапиндор.
Чу гову хар ба хобу хӯрд хурсанд,
Табиат пои ҷонашро шуда банд.
Аз он дар пояи ҳайвон бимонад,
Зи ғафлат хору саргардон бимонад.
Бикӯш, эй дӯст, то з-эшон набошӣ,
Ба зулмат хору саргардон набошӣ.

## ДАР ШИНОХТАНИ НАФС

Бидон худро, ки гар х(в)адро бидонӣ,
Зи худ ҳам неку ҳам бадро бидонӣ.
Шиносои вуҷуди хештан шав,
Пас он гаҳ сарфарози анҷуман шав.

Надонӣ қадри худ, зеро чунинӣ,
Худо бинӣ, агар худро бибинӣ.
Туро нӯҳ чарху ҳафт ахтар ғулом аст,
Ту шогирди танӣ, ҳайфи тамом аст.
Машав побанди лаззоти баҳимӣ,
Агар ҷӯёи он хуррам наимӣ.
Чу мардон бошу тарки хобу х(в)ар кун,
Чу сайёҳон яке дар худ сафар кун,
Ту худро маҳв кун дар зоти Яздон,
Худо бину Худо хону Худо дон.[1]
Ки бошад хобу хӯр кори баҳоим,
Ба маъкулот шуд ҷони ту қоим.
Яке бедор шав, то чанд хуфтӣ,
Бибин худро – ҷаҳони пуршигифтӣ!
Тафаккур кун, бибин, то аз куҷоӣ,
Дар ин зиндон ту аз баҳри чароӣ?
Қафас бишкан, ба ҷои хештан шав,
Чу Иброҳими Озар бутшикан шав.
Ту з-ин сон офарида баҳри корӣ,
Дареғ аст он ки маҳмил даргузорӣ.
Малик фармонбари Шайтон дареғ аст,
Малик дар хидмати дарбон дареғ аст.
Чаро бояд, ки Исо кӯр бошад,
Хато бошад, ки Қорун ур бошад.
Ту дорӣ аждаҳое бар сари ганҷ,
Бикуш он аждаҳо, фориғ шав аз ранҷ!
В-агар қуташ диҳӣ, бадзаҳра бошӣ,
Зи ганҷи бекарон бебаҳра бошӣ.
Туро дар хона ганҷ асту ту дарвеш,
Туро марҳам ба даст асту ту дилреш.
Ту дар хобӣ, куҷо афтӣ ба манзил,
Тилисмороиву аз ганҷ ғофил.
Сабук бишкан тилисму ганҷ бардор,
Бикаш ранҷеву аз худ ранҷ бардор.

## ГУФТОР
## АНДАР УЗЛАТ ГИРИФТАН

Ту узлат ҷӯю дур аз анҷуман бош,
Рафиқи хештан, ҳам хештан бош.
Зи узлат шоҳи мурғон гашт симурғ,
Яке мурғ аст, хонандаш ба сӣ мурғ.
Бувад рози туро кай чун ту маҳрам,
Кӣ бошад беҳтар аз ту бар ту ҳамдам?
Бирав, доман каш аз аҳли замона,
Агар хоҳӣ, ки хонандат ягона.
Манеҳ бар ҷони худ бори зару зан,
Қадам бар тораки ин ҳар ду барзан.
Ба коре менаояд хешу пайванд,
Буридан беҳтар аст аз хешу пайванд.
Падарро ақл дону нафс модар,
Маёзор ин ду касро, эй бародар!
Агар дар банди чору панҷ монӣ,
Бидон, к-андар балову ранҷ монӣ.
Зи чору панҷ бигзар ҳамчу мардон,
Дилат з-ин бандҳо озод гардон.
Гарат бояд, ки васли ёр ёбӣ,
Ба тарки сар бигӯ, то бор ёбӣ.
Гули васлаш миёни хор ҳаҷр аст,
Шаби ҳиҷрони ӯро васл фаҷр аст.
Ту то хуррам нишинӣ дар фироқаш,
Куҷо бошӣ надиму ҳамвисоқаш.
Ҳавасбозӣ макун, гар васл хоҳӣ,
Ту тарки фаръ кун, гар асл хоҳӣ.
Диле, к-ӯ бандаи кому мурод аст,
Ҳамеша ошиқи лаҳву фасод аст.
Ту гар дар роҳ нанҳӣ гоми аввал,
Набинӣ партави нураш муаввал.
Ду савдо бо яке сар барнаояд,
Яке дил бо ду дилбар барнаояд.

## ГУФТОР АНДАР СИФАТИ АХЛОҚИ ҲАМИДА ВА ЗАМИМА

Дар ин зиндон ҳарифе чанд бо туст,
К-аз ин ёрон ҷудоӣ боядат ҷуст.
Яке бухлу дувум ҳирсу севум оз,
Чаҳорум макру панҷум шаҳвату ноз.
Шашум кибру ҳасад ҳар ҳафт ёрат,
К-аз ин ёрон халал бигрифт корат.
Аз инҳо бигзару ёри дигар ҷӯй,
Рафиқони бузурги номвар ҷӯй.
Тавозӯъ, пас карам, он гаҳ қаноат,
Камозориву пас парҳезу тоат.
Дигар ҳикмат, агар ҳастӣ хирадманд,
Гусил з-онҳову бо инҳо бипайванд.
Туро ин некхоҳанд, он-т бадхоҳ,
Ту дар мулки вуҷуди хештан шоҳ.
Накӯхоҳони худро ёварӣ кун,
Зи бадхоҳони худ худро барӣ кун.
Агар з-ин сон шавӣ, бар худ хидевӣ,
В-агар з-ин сон наӣ, рав, рав, ки девӣ.

## АНДАР НАСИҲАТ ВА МАВЪИЗАТ

Чи хуш зад достон он мӯъбади пир,
Суханҳои варо дар гӯши ҷон гир.
Ҳар он касро, ки бошад роҳбар бум,
Набинад ҷуз, ки вайроний бару бум.
Макун бо нокасон зинҳор ёрӣ,
Макун бар ҷони худ зинҳор хорӣ.
Ту кӯрию туро раҳбар далел аст,
Чу бошад бедалел, аъмо залил аст.
Бипарҳез, эй бародар, аз лаимон,
Бино кун хона дар кӯи каримон.
Ба некон нек бошу бо хасон хас,
Зи дунон дун шавию аз касон кас.
Аз ин бедонишон бигсил ҳарифӣ,
Зарифонро талаб кун, гар зарифӣ,

Бувад бо зиракон зиндон гулистон,
Чу зиндон аст бо ноаҳл бустон.
Зи зиндону ҳарифи ҷинс магрез,
Зи бустону зи ноаҳлон бипарҳез.
Агар доно бувад хасми ту, беҳтар,
Ки бо нодон шавӣ ёру бародар.
Наёяд душманӣ аз марди оқил,
Нашояд дӯстиро марди ҷоҳил.

## ДАР МАЗАММАТИ ДӮСТОНИ РИЁӢ

Рафиқе ман дар ин манзил надидам,
Ҳақиқат дӯсте якдил надидам.
Аз ин муште рафиқони риёӣ,
Буридан беҳтар аст аз ошноӣ.
Ҳама ёри ту аз баҳри тарошанд,
Паи луқма ҳавохоҳи ту бошанд.
Зи ту ҷӯянд дар давлат маунат,
Гурезанд аз бари ту рӯзи меҳнат.
Азизо, гар ба худ хорӣ нахоҳӣ,
Бикун фикре, ба худ гар некхоҳӣ.
Азизо, то ки дорӣ зарру динор,
Чу динорат намонд, он гаҳ шавӣ хор.
Чу молат кост, аз меҳрат бикоҳанд,
Зиёнат баҳри суди хеш хоҳанд.
Сабукрӯҳе, ки бошад ёри султон,
Чу кор афтад, басе гардад гурезон.
Чӣ ҷӯӣ дӯстони чун зиреҳро,
Ки накшоянд аз корат гиреҳр?
Ба сарду гарм дар корат наёянд,
Ки гарморову сарморо нашоянд.
Касеро марди оқил дӯст хонад,
Ки ӯ бо неку бад бо дӯст монад.
Куҷо он дӯст рози дил бипӯшад,
Ба кори дӯстон то ҷон бикӯшад.
Фурӯ бандад камар дар меҳрубонӣ,
Барои дӯст хоҳад зиндагонӣ.
Ҷудо аз худ надонад дӯстонро,
Кунад якранг дилрову забонро.

Ду доно чунки бо ҳам ёр бошанд,
Ҳамеша маҳрами асрор бошанд.
Даме озори якдигар биҷӯянд,
Дурӯғу фаҳшу ҳазён худ нагӯянд.
Ду нодон гарчи бошанд ёру ҳамдам,
Зи ногаҳ душманӣ ҷӯянд бо ҳам.
Нахезад душманӣ, илло зи ҳазён,
Ту ҳазён бар забон ҳаргиз магардон.
Зи нодон дӯстӣ доно наҷӯяд,
Куҷо душман касе чун дӯст гӯяд?
Набошад дӯст ҷуз оинаи дӯст,
Ба ҷону дил ҳам он ину ҳам ин ӯст.
Ба ҳам донову нодон кай бувад х(в)аш,
Куҷо дамсоз гардад обу оташ?
Макун фаҳшу дурӯғу ҳазл пеша,
Мазан бар пои худ аз ҷаҳл теша.
Дигар онро, ки бошад фаҳш гуфтор,
Наёбад назди мардум қадру миқдор.
Ҳар он касро, ки гуфтораш дурӯғ аст,
Зи нури ақл рӯяш бефурӯғ аст.
Сухангӯе, ки хунолуда бошад,
На оташ, балки оташпора бошад.[3]
Табиат ҳазл ҷӯяд, лек ҷон ҷидд,
Хуш ояд ҳар дуро он ҳазлу он ҷидд.
Агар шоҳӣ, барад ҳазл обрӯят
В-агар моҳӣ, кунад чун хоки кӯят.
Сухан, к-аз вай хирадро ифтихор аст,
Зи фаҳшу ҳазлу кизбаш сахт ор аст.
Бимирад ҷон аз ин ҳазли ҳамарӯз,
Зи ҷид гардад чу ҷон табъи дилафрӯз.
Раҳо кун зулму адлу дод бигзин,
Ки бошад, бегумон, бедод бедин.
Ба хуну моли мардум чанд кӯшӣ?
Маи номунсафо то чанд нӯшӣ?
Чӣ хоҳӣ з-ин сарои орият бурд?
Ба ҷуз даҳ газ кафан карбос ё бурд?
Макун шӯхӣ, бидор аз хештан шарм,
Сагон бошанд бадхӯю бадозарм.

## ДАР МАЗАММАТИ FАММОЗОН

Машав ғаммози кас наздики шоҳон,
Битарс охир зи оҳи бегуноҳон.
Магӯ бӯҳтон, битарс аз рӯзи маҳшар,
Ки фардо бозпурсанд аз ту яксар.
Макун бовар суханҳои шунида,
Шунида кай бувад ҳаргиз чу дида?
Агар бо дидаӣ, нодида машнав,
Ту бурҳон хоҳу бар тақлид маграв.
На бас корест охир ношунидан,
Ба қавли бад нашояд бигравидан.

## ДАР НАКӮҲИШИ ТАҚЛИД

Чӣ гӯӣ, к-ин ривоят мекунад з-он,
Зубайр аз Холиду Холид зи Усмон.
Даре бар ту нахоҳад з-ин кушудан,
Ба маънӣ хоҳадат з-ин рух намудан.
Саросар пур зи тимсол аст танзил,
Ту з-ӯ тафсир хондастӣ, на таъвил.
Садаф дидӣ, ту кардӣ тарки гавҳар,
Араз дидӣ, накардӣ ёди ҷавҳар.
Араз чашм асту он ҷон ҷавҳари ту,
Аз он бар ҳар ду олам сарвари ту.
Хирадмандон ду оламро, ки гӯянд
Аз он маънӣ ҷуз ин ҳар ду наҷӯянд.[1]
Талаб кун аслу бурҳону далоил,
К-аз ӯ равшан шавад рамзи авоил.
Набояд шуд ба андак моя розӣ,
Ки дорӣ ёд қавли аҳли мозӣ.
Бибин боре, ки то эшон чӣ гуфтанд,
Ба дил ёқут, ё хармӯҳра суфтанд.

## ДАР МАЗАММАТИ СУФАҲО ВА ҶУҲҲОЛ

Зиҳӣ ҷоҳил, ки олим ном дорӣ,
Ту ин илм аз барои дом дорӣ.
Шунидӣ илм, кардӣ ном солус,
Хирад бар илми ту медорад афсӯс.
Равонат бехабар монд аз ҳақоиқ,
Туро фирдавси аъло нест лоиқ.
Далел аз хуҷҷати чуну чаро кун,
Нахуст аз мартаба рух сӯи мо кун.
Надорад ҳеҷ суд аз гуфтугӯят,
Чу ҷидде нест андар ҷустуҷӯят.
Сухан кам гӯю бас кун з-ин хурофот,
Мақомот асл дорад, на мақолот.
Чунон дон, гар ҳазорон сол гӯӣ,
Гуҳар ҳаргиз наёбӣ, то наҷӯӣ.
Ба биниш кӯш, ҳон, то чанд гуфтан?
Ҳиҷоб аз пеш бирбояд гирифтан.
Ту дар Фархору матлубат ба Навшод,
Бад-он ҷо рав, чӣ дорӣ бонгу фарёд.

## ГУФТОР
## АНДАР ХОМӮШӢ ВА НИГАҲ ДОШТАНИ СИРР

Нигаҳбони сарат гаштаст асрор,
Агар сар боядат, сирро нигаҳ дор!
Забон барбаста бояд, сир ниҳуфта,
Намонад сар, чу шуд асрор гуфта.
Саратро аз забон бими ҳалок аст,
В-аз ӯ дар сар хирад андешанок аст.
Магӯ бо ҷоҳилон асрори Яздон,
Куҷо донанд девон қадри Қуръон?
Бибур аз ҷаҳл, агар дар дил-т роз аст,
Ки дасти ҷаҳл бас муҳкам дароз аст.
Нагӯяд роз ҳар к-ӯ ҳаст бихрад,
Магар пеши ҳакиму марди мӯбад.
Ба қадри ақли ҳар кас гӯй бо вай,
Мадеҳ, гар оқилӣ, девонаро май!

Авомуннос яксар ҳамчу деванд,
Ки доим дар хурӯшу дар ғиреванд.
Магӯ асрор бо ҷуҳҳоли мағрур,
Ки бошад дор ҷоят ҳамчу Мансур.
Чу ёбӣ маҳраме, бо ӯ бигӯ фош,
Валекин роз пинҳон кун зи авбош.
Суханҳои маро донанда хонод,
Зи чашми бехирад пӯшида монод.
Чу бикр аст ин сухан, мастур беҳтар,
Зи номаҳрам ҷамолаш дур беҳтар.
Ба чашми нокасон рӯяш назебад,
Ба ҷуз аҳли хирад шӯяш назебад.
Хари коҳил наярзад зини заррин,
Кале в-он гоҳ тоҷи гавҳарогин.
Ба Кайхусрав сазад тоҷи Фаридун,
Назебад тоҷи шоҳӣ бар сари дун.
Нагӯяд бохирад бо бехирад роз,
Ба гунҷишкон нашояд тӯъмаи боз.
Каломатро зи ноаҳлон бипарҳез,
Ки то бошад ба ноаҳлон маёмез.

## ДАР НАКӮҲИШИ ҶОҲУ МОЛ

Набояд шуд ба молу ҷоҳ мағрур,
Чу марг ояд, чи дарбону чи фағфур.
Макун такя бар иқболи замона,
Ки ӯ бар кас намонад ҷовидона.
Аз ин маъшуқи ҳарҷоӣ чӣ ояд,
Ки ҳаргиз бо касе доим напояд?
Агар ҷонат забуни молу ҷоҳ аст,
Туро ин мол мору ҷоҳ чоҳ аст.
Манеҳ дил ин арӯси беваforo,
Чунин шавҳаркуши дуни дағоро.
Машав ғарра ба ин мулки дурӯза,
Ба хони нокасон макшой рӯза.
Басо касро умеди зинда монад,
Ниҳоли меҳри ӯ дар дил нишонад.

Магар дар сар надорӣ, эй писар, ҳуш,
Чӣ ҷӯӣ меҳрубонӣ аз падаркуш?!
Наёяд тахту тоҷу зарру дайҳим,
Намонад гавҳару лаълу зару сим,
Ки ногаҳ бигзарию даргузорӣ,
Саросар душмани худро супорӣ.
Зи молу мулки худ бардор коме,
Чу некӯсуратон бигзор номе.
Агар дорӣ, бихӯр в-арна махӯр ғам,
Ки бисёр аст бархурдорӣ аз кам.
Насиби хеш бардор аз ду гетӣ,
Ба дил магзор ҳеч аз ҳар ду гетӣ.
Макун бо ҷаҳл аз ин сон тиратой,
Ки инат даст надҳад, з-он барои.
Намонад он чӣ аз мурда бимонад,
Бимонад, ҳар кӣ ӯро барфишонад.
Бихӯр в-аз н-омада ҳаргиз маяндеш,
Ки то фардо чӣ ояд мар-туро пеш.

## ГУФТОР АНДАР СИФАТИ АФЛОК ВА АНҶУМ

Хунук Зовушу хуш Баҳрому Ноҳид,
Ки эшон бар фалак ҳастанд ҷовид.
Ҳуҷаста Моҳу Меҳру Тиру Кайвон,
Ки доим бар фалак ҳастанд гардон.
Ҳамеша зиндаанду фориғ аз марг,
Бад-ин айвони мино сохта барг.
Зиҳӣ, бадбахту саргардон, ки моем,
Ба маргу зиндагӣ андар балоем.
Барои кешу оину сару риш
Ҳамасола кашем ин ранҷу ташвиш.
Балои маргу андӯҳи қиёмат,
Чу чанбар кард моро сарви қомат.
Куҷо рафтанд он ёрони дамсоз,
Ба мо н-омад аз он ёрон хабар боз.

Наёмад боз худ з-он рафтагон кас,
Нашуд бедор худ з-он хуфтагон кас.
Париданду қафас бар ҳам шикастанд,
Зи бими маргу дасти ғусса растанд.
Ҳар он хиште, ки айвони сароест,
Бидон, к-он аз тани кишваркушоест.
Чу воми хокро доданд бо хок,
Ба сӯи пок рафтанд он гаҳе пок.

## ДАР РИЗО ВА ТАСЛИМ

Ҳар он-ч аз гардиши ин чархи ворун
Расад моро, нашояд буд маҳзун.
Чу хоҳад гардиши ӯ бегумон буд,
Надорад хӯрдани тимору ғам суд.
Валекин шодиву ҷам ҳар ду рӯзист,
Паи андӯҳ умеди дилфурӯзист.
Чу ин омад насиби мо, чӣ чора,
Чи бояд кард бо сайри ситора?
Фалак гар худ каму ё беш гардад,
Ҳамеша бар муроди хеш гардад.
Ба коми мо набошад ҳеч коре,
Ки моро нест ҳаргиз ихтиёре.
Ҳамон беҳтар, ки доим шод бошем,
Зи ҳар дарду ғаме озод бошем.

## ДАР НАКӮҲИШИ ҶАҲОН

Ҷаҳоно! Ҷодуӣ ё бӯю рангӣ,
Гаҳе румӣ-т бинам, гоҳ зангӣ.
Ба рангинлӯъбате дилхоҳ монӣ,
Ки ту пайваста бар як сон намонӣ.
Барои ҳар замон аз ранги дигар,
Барорӣ ҳар нафас оҳанги дигар.

Чу маъшуқи зарифи дилрабоӣ,
Ки мушкинҷомаву зарринқабоӣ.
Нагӯям чистӣ, инсофу алҳақ,
Ба тавсанкуррае монӣ ту аблақ,
Ки зери пой кардӣ умри моро,
Чӣ шояд кард бо ту, ҷуз мудоро?
Яке товуси рангоранг дорӣ,
Надорӣ ҷуз ки умри мо шикоре.
Шикорат Кайқубоду Кайпашин аст,
Басо кас, к-аз ту бо тоҷу нигин аст.
Ту додӣ мулки Кайхусрав ба Хусрав,
Куҳан кардӣ бузургонрову худ нав.
Наёсоӣ, на кас осуда аз ту,
Нафарсоиву мо фарсуда аз ту.
Нашояд буд ҳаргиз аз ту эмин,
Нагардӣ аз ҷафо кардан ту сокин.
Агар аз хеш хушнудӣ, ту эй дӯст,
Яқин медон, ки ин хушнудии ӯст.

## ГУФТОР
## ДАР СИФАТИ ШЕЪР ВА ТАБЪ

Зи дил биггзор, Ҳуҷҷат, шоириро,
Ки кардӣ ошкоро соҳириро.
Суханҳоят ҳама сеҳри ҳалол аст,
Басе покизатар з-оби зулол аст.
Вале ӯро макун чун Бадр дар абр,
Ки зери абр надҳад равшанӣ Бадр.
Мабар бар даргаҳи шоҳу вазираш,
Зи ислоҳи ҳакимон кун мунираш.
Набинад дида з-ин сон шеъри дилбанд,
Ки бошад зевари ӯ ҳикмату панд.
Баҳояш ҳаст мулки ҷовидонӣ,
Ту мафрӯшаш ба зарру сими конӣ.

## ДАР МАЗАММАТИ ШУАРО

Хирад бар мадҳи ноаҳлон бихандад,
Касе бар гардани хар дур набандад.
Чаро чизе биполоӣ ба гадя,
Ки н-арзад мулки ду ҷ-ҳон-ш ба ҳадя.
Туро аз хештан худ шарм н-ояд,
Ки ҳар ҷое дурӯғат гуфт бояд.
Ба по истодану бархондани ӯ
Фурӯ резад саросар обат аз рӯ.
Марав, то бошадат ин об дар ҷӯ,
Чу рафтӣ дар пояш, беоб шуд рӯ!
Тақозо карданаш душвор кор аст,
Хирадро бегумон з-ин кор ор аст.
Ба мадҳи ҳеч кас макшой лабро,
Маранҷон хотири маъниталабро.
На ҳамчун шоирони ёвагӯям,
Ки даст аз обрӯи хеш ҷӯям.
Зи маънӣ ҷони эшонро хабар нест,
Суханшон ҷуз барои симу зар нест.
Чӣ мехоҳанд аз ин беҳуда гуфтан,
Чӣ меҷӯянд аз ин601 хармӯҳра суфтан?
Амирони каломанд аҳли ашъор,
Худошон тавбае бидҳад аз ин кор!

## ГУФТОР АНДАР НИСБАТИ ҲОЛАТ ВА САБАБИ МАҚОЛАТ

Замонам дод чандон даври гардун,
Ки суфтам ин муборак дурри макнун.
Шабе ҳамчун дили ноаҳл тира,
Ду чашм аз кори гетӣ гашта хира.
Шуда аз парда Меҳри оламафрӯз,
Кушода шаб камин бар олами рӯз.
Ҳама дар хобу ман бедор монда,
Хирад дар кору чашм аз кор монда.

Ҳамекардам назар дар зулмату нур,
Зи ҷоми фикр ҷонам гашт махмур.
Гаҳе будам ба Машриқ, гаҳ ба Мағриб,
Гаҳе бартар зи аҷрому кавокиб.

## ГУФТОР АНДАР МУШОҲИДАИ АРВОҲ

Равонам нуктаи борик медид,
Агарчи дар шаби торик медид,
Бидидам оламе ободу хуррам,
Дар ӯ ҷамъе зи арвоҳи мукаррам,
Ҳама карда ба тарки хонаи гил,
Ниҳода рӯи ҷон дар олами дил.
Зи худ занҷири чор аркон гусаста,
Шикаста банду аз зиндон биҷаста.
Чунин гуфтам бад-он арвоҳи боҳуш,
Ки эй покони борафканда аз дӯш,
Ки ҳастед инчунин ҷовид зинда,
Ҳаме бори фано аз худ фиганда.
Гиле бигзошта, нуре гузида,
Шабе бигзошта, субҳе дамида.
Чаро моро хабар надҳед аз ин ҳол,
Зи худ бо мо нагӯед эч аҳвол?
Напурсидам ман аз аҳволи инсон,
Бигуфтам ин гузида роҳи Яздон.
Забони ҳол яксар баркушоданд,
Ҷавоби мо якояк бездоданд,
Ки мо дар олами боқӣ расидем,
Ҳама пайванд аз он фонӣ буридем.
Бидонистем, к-он чизе наярзид,
Ба дил меҳраш намебоист варзид.
Ба ҳар коме, ки мо он ҷо бирондем,
Фаровон сол дар зулмат бимондем.
Ҳамегӯем, лекин нашнавӣ ту,
Чу андар хоби ғафлат биғнавӣ ту.

Аз он ҳолат чу боз омад равонам,
Бишуд айнуляқин бешак гумонам.
Хирад дар хотирам ин рахт бинҳод,
Зи маънӣ дар дилам сад чашма бикшод.
Яке бар хештан андеша кардам,
Дар он андеша маънӣ пеша кардам,
Ки ин маънӣ бар эшон чун гузорам,
Пас аз ман то бувад ин ёдгорам?
Ҳар он кас, к-ӯ аз ин маънӣ хабар дошт,
Мар-ӯро ҳамчунин маҳмил набигзошт.
Ба кор овард дар хотир хирадро,
Ба назму наср пайдо кард х(в)адро.
Миёни халқ номаш монд ҷовид,
Ба доноӣ шуда равшан чу Хуршед.
Маро ин орзу дар дил чу бархост,
Равонам инчунин маънӣ биёрост.
Ба ҷуз чашми ман ин маънӣ надидаст,
На дасти ҳеч кас бар вай расидаст.

## ГУФТОР
## АНДАР ТАЪРИХИ КИТОБ

Ниҳодам ин китоби рӯҳпарвар,
Кушодам бар дили аҳли хирад дар.
Ба шеъри хуби ширин ҷон физоям,
Ба ҳикмат дар сухан мӯъҷиз намоям.
Чу дарёе, ки бошад оби ӯ х(в)аш,
Чу олӣ осмоне хубу дилкаш.
Мар-инро «Рӯшноинома» ном аст,
Хирадро равшаноӣ аз калом аст.
Ба соли чорсад, се бист бар сар,
Ки ҳиҷрат кард он рӯҳи мутаҳҳар.
Муҳаммад, он ки аз мо бод падруд,
Равонро раҳнамои ҷаннат ӯ буд.
Расида ҷирми Хур дар бурҷи Моҳӣ,
Гирифта дар ҳамал Маҳ подшоҳӣ.

Маҳи шавволро рӯзи нахустин,
Қирони ахтарон дар бурҷи Шоҳин,
Ки кардам хатми ин фархунда дафтар,
Бурун овардам ин покиза гавҳар.
Ба як ҳафта расонидам ба охир
Мақолоти муқаддасро ба зоҳир.
Басе буданд андар шоирӣ фаҳл,
Ки будӣ шеърашон чун зодаи наҳл.
Басе гуфтанд ашъори диловез,
Басе карданд дар маънӣ шакаррез.
Кас ин маънӣ ба дил-андар наёвард
В-агар овард, дар хотир наёвард.
Худо донад, ки ин навбова бикр аст,
Зи ман зодасту ӯро доя фикр аст.
Ба ҷуз ман рӯи ӯро кас надидаст,
На дасти ҳеч кас бар вай расидаст.
Касеро роҳ нанмуд ин ҳидоят,
Ҳамин дафтар гувоҳи ман кифоят.

## МУНОҶОТ БА ДАРГОҲИ ҚОЗИЮЛҲОҶОТ

Худовандо, маро тавфиқ додӣ,
Дари маънӣ ба рӯи ман кушодӣ.
Бар ин бехи дилам аз оби раҳмат
Фурӯ боридаӣ борони ҳикмат.
Чунин ҳикмат куҷо андоза дорад,
Ки ҷони ошиқонро тоза дорад?
Сипосу шукрат, эй донои зулман,
Ки бикрий тоза пайдо кардӣ аз ман.
Ба сад поя маро рутбат фузудӣ,
Раҳи таҷриду таҳқиқам намудӣ.
Агар саҳве бирафт аз мо, афу кун,
Дарида пардаи корам руфу кун.
Ба ҷуду фазли Худ бар ман бибахшой,
Равонамро ба маъниҳо биорой.

Агар бирҳонӣ аз табъу ҳавосам,
Бувад бар сар намудан сад сипосам.
Нигоҳ дорӣ ту, гӯёи аналҳақ,
Забони нуктагӯямро зи ноҳақ.
Сухан дар хотири мо рост бингор,
Хаторо бар забони банда магзор.
Зи сирри ақл воқиф шуд равонам,
Бидонистам, ки ман чизе надонам.
Бад-ин нодонию аҷзам бибахшой,
Маро, аз фазл роҳи рост бинмой.
Зи шарри нафсу ғавғои шаётин
Ағиснӣ, ё ғиёсулмустағисин.
Аё Носир, ту дар роҳи Худованд
Умеди раҳматаш бар хеш пайванд.

## САОДАТНОМА

### БОБИ АВВАЛ
### ДАР ТАСЛИМ

Дило, ҳамвора таслими ризо бош,
Ба ҳар ҳоле, ки бошӣ, бо Худо бош.
Худоро дон, Худоро хон ба ҳар кор,
Мадон ту ёваронро беҳ аз ӯ ёр.
Чу Ҳақ бахшад кулоҳи сарбаландӣ,
Ту дил бар дигаре баҳри чӣ бандӣ?
Худоро бош, агар марди Худоӣ,
Макун бегонагӣ, гар ошноӣ.
Ҳадиси дӯзаху ҷаннат раҳо кун,
Парастиш хос аз баҳри Худо кун.
Туро бар ҳар ду гетӣ баргузидаст,
Ҳам охир баҳри коре офаридаст.
Зи ту ҷуз бандагӣ кардан набояд,
Аз ӯ худ ҷуз худовандӣ наёяд.
Бар ин дар ҳеч икроҳе набошад,
В-аз ин беҳ ҳеч даргоҳе набошад.
Агар лофе занӣ ҳам, лофи дин зан,
Ҳамеша даст дар ҳаблулматин зан.
Ба ҳар коре мададгорат Худо бод,
Далели роҳи динат Мустафо бод!

### БОБИ ДУВУМ
### ДАР НЕКХОҲӢ

Дило, пандам ниюшу дил дар ӯ банд,
Зи ту тавба, зи пирони куҳан панд.
Азеро, гар ба худ хорӣ нахоҳӣ,
Макун коре, ки боз орад табоҳӣ.
Макун коре, ки аз нангу надомат
Сияҳрӯӣ кашӣ андар қиёмат.

Макун аз ҳоли мискинон фаромӯш,
Чу дорӣ мояе, дар илми дин кӯш.
Даруни дардмандон шод медор,
Зи рӯзи бозгаштан ёд медор.
Чу дар некӣ ризои кирдгор аст,
Беҳ аз некӣ, назар кун, то чӣ кор аст?
Чу аз сӯҳбат кунад бар нафс таъсир,
Ба сӯҳбат дӯстони мӯътабар гир.
Дилатро рост кун, гар росткорӣ,
Ки ҳаст аз росткорӣ растагорӣ.
Зи омӯзанда панди нек баргир,
Зи некӣ, гар бадат ояд, маро гир.

## БОБИ СЕЮМ

## ДАР КАМОЗОРӢ

Фузун хоҳӣ бақо, дилҳо маёзор,
Ки доим дар амон бошад камозор.
Ба ёди Ҳақ таъоло бош хушнуд,
Ки хушнудӣ ризо ҳосил кунад зуд.
Мабар бар кас ҳасад, гар молдор аст,
Ки ту дар ранҷию ӯ шодкор аст.
Ҳамеша некхоҳи мардумон бош,
Ба некӣ кӯш, он гаҳ дар амон бош.
Чу бад хоҳӣ ба кас, аз ғам бикоҳӣ,
Набинӣ ҳеч бад, гар некхоҳӣ.
Дилатро бо мурувват муттафиқ кун,
В-агар хайре кунӣ, бо мустаҳиқ кун.
Мадад кун, то ки Ҳақ ёри ту бошад,
Ҳама олам мададгори ту бошад.
Мурувват нест, ар афтода бинӣ,
Ба раҳ бинию худ маркаб биронӣ.
Ба некон бошу андар некуӣ кӯш,
Макун некии кас аз дил фаромӯш.
Ба некон умр созу барг хоҳад,
Бадонро халқи олам марг хоҳад.

## БОБИ ЧАҲОРУМ
## ДАР БУРДБОРӢ

Ба кас мапсанд, он ч-ат нописанд аст,
Ки воҷиб куштани мор аз газанд аст.
Машав касро ба кин хонабарандоз,
Ки ҳар кас бад кунад, ёбад бадӣ боз!
Макун ширин ба дил моли ятимон,
Ки аз молат бикоҳад, ҳам зи имон.
Ту бо халқи Худо хуш бошу хуш гӯ,
Ки хун аз парвариш шуд мушки хушбӯ.
Гузар аз тундию аз тундхӯӣ,
Тавозӯъ пеша гиру тозарӯӣ.
Гиреҳ бо ҳар касе мафкан бар абрӯ,
Чӣ бадтар бошад аз табъи турушрӯ?
Мапиндор, аз лаби хандон зиён аст,
Ки хандонрӯй аз аҳли ҷинон аст.
Фурӯ хур хашм андар гоҳи гармӣ,
Зи мӯъмин хуш бувад чарбию нармӣ.
Машав ғарра ба зӯру бозуи хеш,
Ки бошад зӯри бозуҳо аз ин беш.
Ҳалимӣ кун чу доно дар гаҳи танг,
Гарат бар сар бигардад осиёсанг.

## БОБИ ПАНҶУМ
## ДАР БАЁНИ ҶОҲИЛ ВА НОҶИНС

Бибур аз ҷоҳил, арчи хеш бошад,
Ки ранҷи вай зи роҳат беш бошад.
Зи нодону зи ноҷинсу зи нокас
Ба шаб бигрез, мангар ҳеч дар пас.
Макун дил хуш ба суди бегаронаш,
Ки сад судаш наярзад як зиёнаш.
Макун коре, ки на кори ту бошад,
К-аз он дар ҳар дил озори ту бошад.

Ҳазар аз молдори пуртакаббур,
Ки мабраз гандатар гардад, чу шуд пур.
Табарро кун зи ҳар бадфеълу бадном,
Ки бадномат кунад чун худ саранҷом.
Мабош эмин зи ҳар роҳеву гоҳе,
Ки душман барканад кӯҳе ба коҳе.
Макан соҳиб сар аз наммому ғаммоз,
Бикаш доман зи дузди хонапардоз.
Мабош эмин зи дасту чашми таррор,
Ҳама кас дузд дон, коло нигаҳ дор.
Макун ҳамроҳии кас н-озмуда,
Тафовут дон зи дида то шунуда,
Мунофиқро мадон ёри мувофиқ.
Мунофиқро мунофиқ дон, мунофиқ!

## БОБИ ШАШУМ
## ДАР ГУФТУШУНУД ВА ПАНД ШУНУДАН

Сухан дониста гӯ, чизе, ки гӯӣ,
Худ он дониста беҳтар, ар нагӯӣ.
Ба майдони фасоҳат чун дароӣ,
Марон бас гарм, то дар сар наёӣ.
Магӯ чизе бар аҳли рӯзгорат,
Ки чун пурсад аз ту рӯзе кирдгорат.
Сухан бишнав зи лафзи ҳар сухангӯй,
Аз он соне, ки хуш ояд, чунон гӯй.
Магӯ нохуш, ки посух нохуш ояд,
Ба кӯҳ овози хуш деҳ, то хуш ояд.
Макун бо хусравон густохбозӣ,
Забон ҳуш дор, то сар дарнабозӣ.
Сухан ногуфта бошад кай чу гуфта,
Чу шуд гуфта, куҷо монад ниҳуфта?
Ба ҳар гуфтор манмо пешдастӣ,
Магӯ ногуфтаниҳо, рав, ки растӣ.
Ҳамеша машварат бо дӯстон кун,
Зи душман рози дил доим ниҳон кун.
Ба гуфти зан макун кор, эй ҷавонмард,
Ки зан хандад ба ришу сиблати мард.

## БОБИ ҲАФТУМ
## ДАР ДӮСТӢЮ ВАФОВУ ДУШМАНӢ

Чу хоҳӣ кард бо кас душманӣ соз,
Маяфкан дӯстӣ бо ӯ зи оғоз.
Фикандан дӯстӣ бо кас салим аст,
Вафо бурдан ба сар кори азим аст.
Маранҷон кас, махоҳаш узр аз пас,
Ки бадкорӣ бувад озурдани кас.
Ки ранҷонидани кас ҳаст осон,
Ба даст оварданаш душвор медон.
Макун қасди ҷафо, гар бовафоӣ,
Зи сагтабъӣ бувад гургошноӣ.
Дари ганҷи маишат созгорист,
Калиди боби ҷаннат бурдборист.
Зи тавфиқ он калид ар даррабоӣ,
Ҳама дарҳои баста вокушоӣ.
Чу натвонӣ илоҷи дарди кас кард,
Маяфзо аз ҷафояш дард бар дард.
Синони ҷавр бар дилреш кам зан,
Чу марҳам менадорӣ, неш кам зан!
Зи мардум зодаӣ, бо мардумӣ бош,
Набояд дев будан, одамӣ бош!

## БОБИ ҲАШТУМ
## ДАР ТАМАЪ ВА ХОРӢ

Тамаъ дар ҳар чӣ бастӣ, пой бастӣ,
Чу даст аз ҷумла шустӣ, рав, ки растӣ.
Тамаъ бисёр кардан хорӣ орад,
Натиҷа хорияш ғамхорӣ орад.
Мадор аз кас тамаъ ҳар дам ба чизе,
Шавад хор аз тавaққӯъ ҳар азизе.
Тамаъ орад ба рӯи мард зардӣ,
Тамаъро сар бибур гар марди мардӣ.

Ҳар он сахтӣ, ки бо ту рӯй бинмуд,
Гар осон гирияш, осон шавад зуд.
Ба ҳар боде маҷунб аз ҷой чун бед,
Батамкин бош ҳамчун Моҳу Хуршед.
Ба ҳар ранҷе дили худ ранҷа дорӣ,
Наёбӣ ҳаргиз аз ғам худ раҳоӣ.
Чу мардон пой муҳкам неҳ дар ин роҳ,
Зи озу орзу кун даст кӯтоҳ.
Қаноат кун ба нони хушкаи хеш,
Чу кардӣ, аз бурути сифла м-андеш.
Хунук боре бувад бори қаноат,
Куҷо бошад чу бозори қаноат?
Паи нафъ ихтилоти сифла магзин,
Ки дунёят наяфзояд, равад дин.
Тамаъ дорӣ, саги ҳар тиракешӣ,
Чу бибридӣ тамаъ, султони хешӣ!

## БОБИ НУҲУМ

## ДАР ЭҲСОН

Паи нафъ ихтилоти сифла магзин,
Ки дунёӣ биафзояд, равад дин.
Ба бахшиш кӯш, то дастат шавад пур,
Макун бар кас ба симу зар тафохур.
Бидеҳ, чун дод неъмат кирдгорат,
Ки надҳад баҳри ту меросхорат.
Ба Яздон деҳ, чу дар бахшиш шитобӣ,
Ба Яздон ҳар чӣ бидҳӣ, бозёбӣ.
Баровар ҳоҷати дарвеши дилреш,
Битарс аз рӯзи ҳоҷатмандии хеш.
Ҷавонмардӣ саодатро далел аст,
Зи ҳар кас ин сифат н-ояд, бахил аст.
Сахитабъ эмин аст аз дӯзаху нор,
Бахил андар сақар гардад гирифтор.
Сазад дар хона, гар ноне надорӣ,
Ки дар баста ба меҳмоне гузорӣ.
Чӣ бадтар: дар карам таъхир кардан.
Чӣ беҳтар: гурсунаро сер кардан.

Махӯр ғам бахри ризқу рӯзии ӯ,
Ки бо ҳар кас равон шуд рӯзии ӯ.
Ба тобистон бидеҳ ту кӯзаи об,
Зимистон оташеву мавзеи хоб.

## БОБИ ДАҲУМ

## ДАР РОҲАТ РАСОНИДАН ВА НЕКӮӢ ХОСТАН

Беҳин коре, ки андар зиндагонист,
Накӯхоҳӣ, ба кас роҳатрасонист.
Ту гар тавфиқ дорӣ, ҳам бар он бош,
Накӯхоҳу ба кас роҳатрасон бош.
Ба лутфу марҳамат дилҳо нигаҳ дор,
Кас аз дасту забони худ маёзор!
Ба корафтода коромӯз мебош,
Ба ҳар дилсӯхта дилсӯз мебош.
Илоҷи дардмандон кун ба ҳар дард,
Ки ҳар кас, к-ӯ ҷароҳат кард, бад кард.
Чу марҳам хастаро роҳатрасон бош,
Ба сахтӣ чораи бечорагон бош.
Бипӯй андар ҷавонӣ роҳи Яздон,
Ҷавон беҳтар худотарсу худодон.
Ба пирӣ хидмати модар, падар кун,
Ҷавонию ҷунун аз сар бадар кун.
Ки парвардаст модар дар канорат,
Падар буд солҳо тимордорат.
Мазан таъна бар эшон аз дили сер,
Ки гар ёбӣ замон, гардӣ ту ҳам пир.
Биҷӯ дилшон ба хулқу хубрӯӣ,
Ки ин аст, эй бародар, некрӯӣ.

## БОБИ ЁДАҲУМ
## ДАР ИХТИЛОТ БО МАРДУМИ ДОНО

Саодат ихтилоти зиракон аст,
Зи нодон гар расад суде, зиён аст.
Ба доноён даме арзад ҷаҳоне,
Наярзад сад сари нодон ба ноне.
Мабур аз сӯҳбати доно, ки дониш
Кунад таъсир бар ту аз забонаш.
Зи донишпарварон дониш пазирад,
Чу шамъе, к-он зи шамъе нур гирад.
Ба лутф аз хеш беҳтар ҷӯ ҳарифат,
Ки ҳамчун хеш гардонад зарифат.
Биёмӯз, он чи нашносӣ ту зинҳор,
Ки бар кас нест аз омӯхтан ор.
Ба шогирдӣ ҳар он-к ӯ шод гардад,
Бувад, рӯзе ки худ устод гардад.
Саги устодро сайдаш ҳалол аст,
Зи ҷоҳил куштани ҳайвон вубол аст,
Дар он кун ҷаҳд, то дониш пазирӣ,
Ки нодон хезию нодон бимирӣ.
Банӣ Одам агар раҳдон набудӣ,
Умураш бар ҳама ҳайвон набудӣ.

## БОБИ ДУВОЗДАҲУМ
## ДАР БУРИДАН АЗ НОДОН

Аз эшонанд канносу гулобӣ,
Вале з-ин бӯву з-он як ганд ёбӣ.
Чӣ хуш гуфт он хирадманди сухандон,
Ки рӯй аз сӯҳбати нодон бигардон.
Дарахти унси нодон бар наёрад,
Ҳузураш ҷуз ки дарди сар наёрад.
Зиён пайдо кунад, гар суд хоҳад,
Бидорад бар шар, ар беҳбуд хоҳад.

Касе чун умр бо нодон ба сар бурд,
Баду нодон бимонду мурд, чун мурд.
Чун аз ту мегузорад давр соқӣ,
Ғанимат дон дурӯза умри боқӣ.
Басе сарҳо фурӯ рафт андар ин давр,
Дар ин қулзум нишон надҳад кас аз ғавр.
Туро асбоби атторӣ фаровон,
Ту канносӣ кунӣ, касро чӣ товон?
Кунун дарёб, агар тавфиқ дорӣ,
Ки натвонӣ гузашта боз орӣ.
Магӯ, к-аз сӯҳбати доно зиён аст,
Ту гар донӣ, зи умрат ҳосил он аст.

## БОБИ СЕЗДАҲУМ
## ДАР ШУРӮЪ ВА ИҶТИНОБ АЗ КОРҲО

Дурӯза умр дар дунёи фонӣ,
Накӯ кун хӯю хулқу зиндагонӣ.
Ба ҳар коре сари ришта нигаҳ дор,
Инон якборагӣ аз даст магзор.
Ба ҳар коре, ки хоҳӣ кард мадхал,
Нигаҳ кун охири кораш дар аввал.
Мабош эмин зи ҳар роҳею гоҳе,
Ки душман барканад кӯҳе ба коҳе.
Ба ҳар ҷое, ки хоҳӣ дар шуданро,
Нигаҳ кун роҳи берун омаданро.
Махусб, арчи ба хобат майл бошад,
Ба ҳар ҷо раҳгузори сайл бошад.
Шиновар бош аз ҳар об магзар,
Ки андар об пур мирад шиновар.
Ба гуфтори занон ҳаргиз макун кор,
Занонро, то тавонӣ, мурда ангор.
Занон чун ноқисони ақлу динанд,
Чаро мардон раҳи эшон гузинанд?
Ба пирони забун кун дастгирӣ,
Ки дар пирӣ бидонӣ қадри пирӣ.

## БОБИ ЧАҲОРДАҲУМ

## ДАР ДОНИСТАНИ ҶОЙ МИЁНИ АНҶУМАН

Бидон худро миёни анҷуман ҷой,
Макаш беш аз гилеми хештан пой.
Машав бартарнишин аз пояи хеш,
Талаб кун ҷинси худ ҳамсояи хеш.
Ба ҷои худ нишин з-он беҳ, ки хонанд
Зи боло боз дар зерат нишонанд.
Басо байдақ, ки чун хурдӣ пазирад,
Ба охир мансаби фарзин бигирад.
Нигаҳ дор аз пароканда забонро,
Маяфган дар ҳалокат ҷисму ҷонро.
Зи ҳазлу лоғи ту озор хезад,
Мазоҳи сард оби рӯ бирезад.
Чу шаҳ гирад туро дар сояи хеш,
Нигаҳ дорӣ дар он дам пояи хеш.
Бувад дар хашми шаҳ оташфурӯзӣ,
Марав наздики оташ, то насӯзӣ.
Аҷаб корест кори подшоҳӣ,
Дар ӯ ҳам қаҳру ҳам лутфи илоҳӣ.
Гаҳе нӯш аст бар каф, гоҳ заҳр аст,
Гаҳе лутф аст ҳамраҳ, гоҳ қаҳр аст.

## БОБИ ПОНЗДАҲУМ

## ДАР ШУКРИ ДАРВЕШОН ДАР ФАҚР

Раҳи фақр аст роҳи босаломат,
Барӣ аз шарру эмин аз маломат.
Хилофи сар бузургӣ кун ба хурдӣ,
Дар ин раҳ по ниҳодӣ, даст бурдӣ.
Чу мардон бош, агар марди Худоӣ,
Раҳо кун зарқу солусу риёӣ.
Агар боному бономус бошӣ,
Набошӣ марди раҳ, солус бошӣ.

Зи худбинӣ, ҳазар кун, гар бадинӣ,
Худо бинӣ, агар худро набинӣ.
Мамон аз худ, чу ҷунбиш метавонӣ,
Аз ӯ монӣ, зи худ гар бозмонӣ.
Ба некӣ нест кун даъвии ҳастӣ,
Бидон, аз худ бирастӣ, ҳақпарастӣ.
Фано шуд, то биҳиштӣ гашт Идрис,
Зи худбинӣ ба лаънат гашт Иблис.
Бувад кибру манӣ бо аҳли тоот,
Зи мастон гиря биниву муроот.

## БОБИ ШОНЗДАҲУМ
## ДАР БАЁНИ СОЛИКОНИ МУҲАҚҚАҚ

Чӣ донӣ кист дар кунҷи харобот,
Зи сӯзи дардмандон дар муноҷот.
Далелоне, ки биноёни роҳанд,
Сарири масканатро подшоҳанд.
Ниҳода номи худ ҳар як гадое,
Ду оламро зада бар пушти пое.
Бар эшон гар ду олам арза доранд,
Назар аз ҷониби Ҳақ барнадоранд.
Ту худ бо раҳравон хешӣ надорӣ,
Сару савдои дарвешӣ надорӣ.
Ҷаҳон холӣ зи мардони Худо нест,
На касро набвад он чӣ мар-туро нест.
Дағал бисёр мардон дар миёнанд,
Зи бас ағёр аз ёрон ниҳонанд.

## БОБИ ҲАФТДАҲУМ
## ДАР ДАЪВИДОРОНИ МУҚАЛЛИД

Чу ганҷанд он азизон дар харобӣ,
Талаб кун ганҷи пинҳон, то биёбӣ.
Зи нешаш чунки тан осуда дорад,
Ки доим неши заҳролуда дорад.

Маро ёрон ба ҷанганду ту мағрур,
Ки то булбул шавӣ бо табъи махмур.
Ба ҳикмат ҳар дари мақсуд ёбӣ,
Ба дарди хеш марҳам зуд ёбӣ.
Туро, эй муддаъӣ, маънӣ бибояд,
Ки даъводор бемаънӣ нашояд.
Нишон додӣ, ки гул аз хор хезад.
Бикун коре, ки кор аз кор хезад,
Бидон раҳрову он гаҳ раҳбарӣ кун,
Надида роҳ тарки доварӣ кун!
Кас аз мақсуду мақсад кай шавад шод,
Ки аз аъмо ба амё ҷӯяд иршод.
Агар худ толибӣ, мардӣ талаб кун,
Ба дарди хеш ҳамдардӣ талаб кун.
Мазан бар дасту пои дузди дин бӯс,
Ки дар поят бибандад зарқу солус.
Биҷӯ мардӣ, агар биноият ҳаст,
Мадеҳ бар дасти ҳар тардомане даст.
Дар ин бозоргоҳи пур зи таррор
Аз ин кисабурон коло нигаҳ дор!
Зи нафси бадгуҳар ҳар як Язиде,
Ба ҳилат карда худро Боязиде.
Ҳама гӯӣ шарикони Худоянд,
В-агар пурсӣ, надонанд аз куҷоянд.

## БОБИ ҲАЖДАҲУМ

## ДАР ЁРИ МУВОФИҚ ВА ВАФО НАМУДАН

Дило, ёре талаб, гар метавонӣ,
Чунон ёре, ки бар вай ҷон фишонӣ.
Кадомин дӯст, к-ӯ бо дӯст нозад,
Чу кор афтад, ба ҷон ҷонро бибозад.
Хунук, он к-аш бувад ёри хирадманд,
Ки битвонад кушуд аз пои ту банд.
Надидам ман чунин як дӯст боре,
Ки аз дил бартавон бардошт боре.

Туро гар ёфт шуд, моро хабар кун,
Вагарна ин ҳикоят мухтасар кун.
Чу ёбӣ дӯсте, сахташ нигаҳ дор,
Ба сустӣ доманаш аз даст магзор.
Чу касро ёри якдил ёр гардад,
Ба ҳар озор кай безор гардад.
Бибояд қарни дигар зиндагонӣ,
Ки то ҳам сарду гармаш боздонӣ.
На бар ҳарзаст кори ёру ёрӣ,
Ки сидқу эътиқод омад ба ёрӣ.
На ёранд, бал фаровон бор бошанд,
На ҳар к-аш ёр хонӣ, ёр бошанд.

## БОБИ НУЗДАҲУМ
## ДАР ФАРҚИ ДӮСТ ВА ДУШМАН

Бибояд фарқ кардан душман аз дӯст,
Ки донистан зи душман дӯст некӯст.
Куҷо душман сиришти дӯст бошад,
Ки мағзи дӯстӣ бепӯст бошад.
Саге, к-аш бо ту пайванд аст ҷонӣ,
Беҳ аз ёре, ки бо ту саргаронӣ.
Набошад айш бе ҳам дӯстонро,
Ки набвад завқ бе гул бӯстонро.
Касе, к-аш озмудӣ, м-озмояш,
Ки бас бошад, яке бор озмояш.
Ҳамон аст, ар дусад бор озмоӣ,
Ки н-ояд ҳаргиз аз мор ошноӣ.
Ҳамоно табъи мор ошуфтанро,
Нашояд мор ҷуз сар кӯфтанро.
В-агарчи дӯст бинӣ, роз аз ӯ пӯш,
Ки натвонад ниҳуфтан рози ту гӯш.
Ҳама кас роздориро нашояд,
Ки оби соф аз ҳар кӯза н-ояд.
Чӣ донӣ ту, ки душман гардад он дӯст,
Ба амд аз маҷзи асрорат кашад пӯст.

## БОБИ БИСТУМ
## ДАР ҚАРЗ ДОДАН ВА ГИРИФТАН

Зи навкиса макун ҳаргиз дирам вом,
Ки расвоиву ҷанг орад саранҷом.
Мадеҳ зар бегарав, гар подшоҳӣ,
Ки душман гардадат, гар боз хоҳӣ.
Бувад як ранҷиш аз ёдоварий зар,
Садаш ранҷиш, ки гӯӣ зар биёвар.
Мадеҳ зар бе гаравгон, нест беҳбуд,
Ба шарти он ки бистонӣ аз ӯ зуд.
Ту гар қарзе ситонӣ, ҳам бар он бош,
Чу корат карда ояд, дар амон бош.
Чу меҳмон оядат, дилшод мебош,
Зи ҳар банди ғаме озод мебош.
Манеҳ миннат, чу бар хони ту бошад,
К-аз он шукрона дар ҷони ту бошад.
Зи хони дигарон бахшиш ба ҳадд кун,
Ҷавонмардӣ зи хону нони х(в)ад кун.
Зи моли худ расон касро наволе,
Ба сайди шер даргунҷад шағоле,
Ки симе, к-ӯ пас аз имсок бошад,
Пас аз маргаш ба зери хок бошад.
Макун баста, чу Ҳақ дар бар ту бикшод,
Ки чун хоҳад, равад чун хок бар бод.

## БОБИ БИСТУЯКУМ
## ДАР НАФСИ БАД ВА РИБОХОРОН

Рибохорон зи аҳли нор бошанд,
Куҷо аз хулд бархурдор бошанд.
Бувад бо ҳар азиз аҳли рибо хор,
Шараф дорад басе саг бар рибохор.
Чӣ имон хоҳӣ он касро, ки хоҳад,
Ки то ноне хӯрад, ҷонаш бикоҳад.
Бад-он, то худ бувад дар роҳату ноз,
Кунад дарвешро хонабарандоз.

Басо мумсик, ки неъмат ҷамъ овард,
Ки мурду қаҳбааш бо дигаре х(в)ард.
Бисозад судхӯр дар подшоӣ,
Пас аз вай карда фарзандон гадоӣ.
Рибохӯрро сабук давлат сар ояд,
В-агар хайре кунад, кай дархӯр ояд.
Махӯр нонаш, агарчи нафъи ҷон аст,
Ки гирдовардаи хуни касон аст.
Замину чарх бооранд аз вай,
Худову халқ безоранд аз вай.
Агар сад сол дар дӯзах нишинад,
Зи Молик ғайри озурдан набинад.

## БОБИ БИСТУДУВУМ ДАР САНЪАТВАРОН

Беҳ аз сонеъ ба гетӣ муқбиле нест,
Зи касби даст беҳтар ҳосиле нест.
Ба рӯз андар паи сомони хеш аст,
Чу шаб дар хона шуд, султони хеш аст.
Хӯрад бешу кам он моя, ки хоҳад,
Ба рӯз афзояд, он-ч аз вай бикоҳад.
Бибур аз сӯҳбати ҳар дуну ҳар хас,
Таносуда зи биму миннати кас.
Ба бозу ҳосил орад қути фарзанд,
Хӯрад хуш бо аёлу хешу пайванд.
Расад сад баркат аз касби ҳалолаш,
Бияфзояд Худо дар касбу молаш.
Чу шаб шуд, хуфта эмин дар шаби тор,
Чу рӯз ояд, равад боз аз паи кор.
Ба тоъат то зи мустақбал ба мозӣ,
Худо розӣ аз ӯ, ҳам халқ розӣ.
Зи касби даст набвад ҳеч оре,
Беҳ аз максаб набошад ҳеч коре.
Сари сонеъ ба гардун бас фароз аст,
Салотинро ба санноъон ниёз аст.

## БОБИ БИСТУСЕЮМ

## ДАР ҲАҚҚИ КИШОВАРЗОН

Беҳ аз санноъи олам деҳқон аст,
Ки ваҳшу тайрро роҳатрасон аст.
Зи сонеъ ройгон нафъе нахезад,
Зи деҳқон оқибат чизе бирезад.
Ҷаҳонро хуррамӣ аз деҳқон аст,
Аз ӯ гаҳ заръ, гоҳе бустон аст.
Аз ин беҳ бо банӣ Одам чӣ кор аст?
К-аз Одам дар ҷаҳон ин ёдгор аст.
Ба роҳат розиқи ҳар мору мӯранд,
Ҳама гар одамию гар сутуранд.
Ба кор-андар ҳама мардони коранд,
Арақ резанду қути халқ коранд.
Калиди ризқу қисмат сахт дар мушт,
Чароғи дилфурӯзӣ дар даҳ ангушт.
Ба дунё оқилона тухм киштанд,
Ба уқбо ҷумла дар боғи биҳиштанд.
Агар деҳқон чунон бошад, ки бояд,
Сабук гӯй аз малоик даррабояд.
Агар ҷӯёи қаҳти нон набошад,
Касеро пояи деҳқон набошад.

## БОБИ БИСТУ ЧАҲОРУМ

## ДАР МАНОҚИБИ АНБИЁВУ АВЛИЁ ВА ҲУКАМО

Се қавм андар ҷаҳон ашрафтаринанд
Зи мардум, он чи хосонанд, инанд:
Нахустин поя бартар анбиёрост
В-аз ин поя фурӯтар авлиёрост.
Сеюм поя ҳакимони ҷаҳонанд,
Ки аспи дониш аз гардун ҷаҳонанд.
Дигар бошад авоммуннос мардум,
Ба захми якдигар чун мору каждум.
Бузурганд анбиёи баргузида,
Ҳар он чӣ гуфта, аз раҳмон шунида.

Сӯи Ҳаққуляқин раҳ анбиёрост,
Камоли маърифат мар-Мустафорост.
Надорад з-анбиё кас пояи ӯ,
Шараф гирад ду кавн аз сояи ӯ.
Бад-он поя расидан нест касро,
Ба ҳарза кас напаймояд ҳавасро.
Валекин авлиёро ғайр аз ин аст,
Мар-эшонро вараъ айнуляқин аст.
Раҳе, к-онҳо ба дида пок карданд,
Ҳакимон он ба илм идрок карданд.
Чу Ҳуҷҷат бош дар ҳикмат сарафроз,
Ба ганҷи маърифат доим сар афроз.

## БОБИ БИСТУПАНҶУМ
## ДАР БАЁНИ ҲАЁВУ АҚЛУ ИМОН

Ҳаё асл аст андар зоти инсон,
Ки дорад одамиро одамисон.
Ҳаёву ақлу имонанд бо ҳам
Зи якдигар ҷудо набванд як дам.
Намуд Эзид ба меъроҷ ошкоро
Ҳаёву ақлу имон Мустафоро.
Ишорат ёфт аз нури илоҳӣ,
К-аз ин се чиз бигзин, он чӣ хоҳӣ.
Чу бишнид ин хитоб аз кирдгор ӯ,
Аз ин се ақлро кард ихтиёр ӯ.
Бигуфт имон, ки бо ақлам гарав дон,
Ҳаё гуфто, набошам дур аз имон.
Чу хоҷа бозгашт, омад зи даргоҳ,
Ҳаёву ақлу имонаш ба ҳамроҳ.
Ҳаё пеш ор, агар имон-т бояд,
Ки имон бе ҳаё кай рух намояд?
Касе, к-аш ҳаст бо ақл ошноӣ,
Куҷо тан дардиҳад дар беҳаёӣ?
Ҳаё бояд, ки дорад одамизод,
Ки лаънат бар вуҷуди беҳаё бод!

## БОБИ БИСТУ ШАШУМ
## ДАР ТАҶАРРУД

Чӣ бандӣ дар работи пурхатар дил,
Мусофир то ба кай монӣ ба манзил?
Пул аст ин даҳру ту бар вай равонӣ,
Насозад хона бар пул корвонӣ.
Чӣ хоҳӣ з-ин сарои орият бурд,
Ба ҷуз ду газ кафанро кай тавон бурд?
Чу хоҳӣ з-ин саро рафтан яке рӯз,
Шаби таҷридро шамъе барафрӯз.
Муҷаррад бош чун Исои Марям,
Табарро кун чу Иброҳими Адҳам.
Ту пеш аз марг з-ин бӯстон сафар кун,
Ҳавои боғу бустони дигар кун.
Агар бо молу гар бо ҷоҳу ганҷӣ,
Бибояд рафт аз ин дайри сипанҷӣ.
Деҳу гири ту ҷовидон намонад,
Ҷаҳонро ҳолҳо яксон намонад.
Чу Исо роҳи мо бар осмон аст,
Ҷаҳон яксар чарогоҳи харон аст.
Ҳамедон, бигзарад ин умр чун бод,
Ту хоҳӣ дардманду хоҳ дилшод.
Сарои орият бо кас намонад,
Ҳама кас доман аз вай барфишонад.

## БОБИ БИСТУ ҲАФТУМ
## ДАР БЕВАФОИИ ДУНЁ

Басо шоҳони боҳашмат, ки дидем,
Ба ғайр аз он ки дар дафтар шунидем,
Ҳама дар хок рафтанду ғунуданд,
Ту гӯӣ, дар ҷаҳон ҳаргиз набуданд,
Зи рафтаншон ба хок андар басе нест,
Магар гӯӣ, ба хок-андар касе нест.
На султони сапаҳро боз ёбӣ,
На аз миру малик овоз ёбӣ.

Ҷаҳон чун қаҳбаи пурсурху зард аст,
Ки ҳаргиз ӯ вафо бо кас накардаст.
Яке шуд, дигар омад, ҷой бигрифт,
Ҳам ӯро марг ногаҳ ной бигрифт.
Пас ин чандин ғурури мол бар чист,
Зи мунъим вақти мурдан зортар кист?
Куҷо Ҳушанг, ку Ҷамшеду ку Гӯр?
Ку он шоҳони даъводори мағрур?
Ҳама з-ин хокдон-андар гузаштанд,
Буданд аз хоку боз он хок гаштанд.
Буриданд аз сарои фонӣ уммед,
Намонда ҷуз Худо боқиву ҷовид.

## БОБИ БИСТУ ҲАШТУМ
## ДАР МАЗАММАТИ МУЛУК ВА УМАРО

Чи нохуб аст дидори бузургон,
Шудан чун Юсуф андар чанги гургон.
Ҳама худ бадтар аз Фиръавни мағрур,
Чу Намруд аз пари як пашша ранҷур.
Яке чун афъиёни саршикаста,
Яке чун ақраби думбаршикаста.
Чу надҳад доди кас, гар дод хоҳанд,
Дили халқон зи биму ғам бикоҳанд.
В-агар бораш диҳанду рафт дар пеш,
Чӣ бинад чанд ғофил мушт дар пеш.
Малакхӯе чу ҳозир гашт бар дар,
Гурӯҳи дев бинад дар баробар.
Ки гар асҳоби Каҳф ояд ба даршон,
Намояд камтар аз саг дар назаршон.
Саломашро ҷавоб аз ноз надҳанд,
В-агар гӯяд, ҷавобаш боз надҳанд.
Ба қавли мусавӣ розӣ набошанд,
Зи гӯсола худое бартарошанд.
Биёвезанд Исоро ба хорӣ,
Суми харро харанд аз хоксорӣ.

## БОБИ БИСТУ НУҲУМ

## ДАР ҚАНОАТ

Мадон ганҷе беҳ аз ганҷи қаноат,
Ғаниҳол аст марди ин бизоат.
Ҳамегӯям ман, инро чорае нест,
Ки чун ман дар ҷаҳон бечорае нест.
Чӣ будӣ, гар гурез астӣ зи махлуқ,
Сари хилватнишин будӣ ба Айюқ.
Дареғ аст ин, ки баҳри як дирам зар
Гуҳар бо хок бояд кард ҳамсар.
Агар дарвеш, агар шоҳу амир аст,
Ба гетӣ аз кафофе ногузир аст.
Маро камтар хӯриш будиву пӯшиш,
Ба мадҳи кас накардам ҷаҳду кӯшиш.
Умедам ҳаст ҳамроҳии мардон,
Аз ин уммед навмедам магардон.
Шабе кунҷам будиву мавзеи хоб,
Сари кӯи сафову чашмае об.
Худовандо, набояд тахту тоҷам,
Мадеҳ лекин ба махлуқ эҳтиёҷам.
Дарунамро ба нури худ сафо деҳ,
Диламро байъате бо Мустафо деҳ.

## БОБИ СИЮМ

## ДАР ХАТМИ КИТОБ

Бигуфтам байт сесад аз дили пок,
Ҳама дӯшизагони табъу идрок.
Касе, к-аз ғафлаташ пунба-ст дар гӯш,
Чу бархонад, кунад аз дил фаромӯш.
Набинад, он ки бар ҳолаш фараҷ нест,
Макун айше, ки бар аъмо ҳараҷ нест.
Ба наътат додам ороиш тамомаш,
Хирад карда «Саодатнома” номаш.
Зи ман дурри суханро бор бастан,
Зи некахтар суханро кор бастан.

Дари ин ганҷро бар ту кушодам,
Калиди ганҷ дар дасти ту додам.
Тамом аст ин, агар бо рою ҳушӣ,
Чу дур дар гӯш гириву нинюшӣ.
Чашонидам мазоқатро зи ҳар об,
Ки Хизрӣ, об бишносӣ зи шӯроб.
Ба чашми ҷон бибин рӯи маонӣ,
Ки то маънӣ зи сурат боздонӣ.
Саодат ёр хоҳӣ дар ҳама кор,
Суханҳои шариф аз даст магзор.
Бикун дар гӯш, к-ин дурри самин аст,
Ҳадиси Носири Хусрав ҳамин аст.

# ВОЖАНОМА

## А

**абд** – банда, ғулом
**абдол** – (ҷ.бидл) наздикони Худо, ки шумораи онҳо 70 нафар аст
**абид** – ҷ.абд
**абир** – навъе аз хушбӯиҳо
**абкам** – лол, кару гунг
**абкор** – ҷ.бикр; заминҳои нокорам ва навкорам
**абкора** – кишт, мазраъа; кишоварзӣ
**аблақ** – ҳар чизи дуранга, ало; аспи сиёҳу сафед
**або** – бо, ҳамроҳ; падарон; таъом, ғизо, хӯрданӣ
**абоб** – оби зиёд, оби саршор
**абобил** – даста-даста, гурӯҳ-гурӯҳ(-и парастуҳо)
**абтар** – думбурида; ноқис, беҳуда; парешону вайрон
**абҳар** – ёсуман, наргис; равшантар; чашм
**Авво** – номи яке аз манзилҳои Моҳ
**аввон** – золим, азобдиҳанда
**авдоҷ** – (ҷ.вадаҷ) шоҳрагҳои гарданҳо
**авлиё** – ҷ.валӣ
**авоил** – ҷ.аввал
**авон** – зулмкунанда; замон, вақт; сарҳанги посбонони давлатӣ; кадбону, зани шавҳардор
**авонӣ** – (ҷ.ония ва ҷ.ино) зарфҳо, овандҳо
**авор (ивор, увор)** – айбу нуқсон
**авориз** – (ҷ.ориза) ҳодисаҳо, дардҳо, ранҷҳо
**авранг** – тахт; зебоӣ
**авсиё** – ҷ.васӣ, яъне иҷрокунандагони васият
**авсондан** – афшондан
**авсоф** – ҷ.васф, сифатҳо ва хислатҳо
**авқот** – ҷ.вақт
**адил** – ҳамто, монанд; баробар дар қадру мартаба
**адам** – нестӣ, нобудӣ

**адим** – нестунобудшуда, эҳтиёҷманд, дарвеш; пӯсти даббоғи-шуда, чарм; фарш;
**адкан** – хокистарранг; тираранг, моил ба сиёҳӣ
**адлӣ** – як навъ сикка
**адн** – боғҳои биҳишт, ҷаннат
**адно** – пасттар, поинтар; наздиктар; хору забун(тар)
**адҳам** – аспи сиёҳ
**азаб** – мард ё зани муҷаррад
**азб** – форам, бомаза, ширин
**азбо** – шутури модаи гӯшшикофта; лақаби шутури ҳазрати паёмбар (с)
**азвоҷ** – (ҷ.завҷ) шавҳарҳо, шӯйҳо
**азза ва ҷалла** – азизу бузург (нисбат ба Худованд)
**азеро** – шакли аввалаи зеро
**азҳар** – равшанӣ, дурахшон, сафед
**айба** – халта, саноч; ҷавшан
**айнулякин** – маълумоти аниқ, дониши дуруст
**айтом** – (ҷ.ятим) ятимон
**Айюқ** – номи ситора
**акол** – бемории хориш
**акҳал** – раги ҳафтандом; сурмагунчашм
**алавӣ** – авлоди Алӣ (рз); пайрав ва тарафдорони Алӣ (рз)
**алвон** – (ҷ.лавн) рангҳо; хӯрокҳои (рангоранг) гуногун, нозу неъматҳо
**Алими хабир** – Донои бисёрогоҳ (яке аз сифатҳои Худованд)
**аллом** – бисёр доно, олим
**алорағм** (аларрағм) – бар хилофи..., баръакси..., зидди..., хоҳиши...
**алфанҷ** – ҷамъкунӣ, ғункунӣ
**алфанҷидан** – ҷамъ кардан, зиёд кардан
**алфағдан** – ҷамъ овардан, ҳосил кардан; фаҳмидан
**алқам** – ҳар чизи талх; гиёҳ ва оби талх
**алҳон** – ҷ.лаҳн
**амо** – кӯрӣ, нобиноӣ; гумроҳӣ
**амд** – қасд, оҳанг, хоҳиш

**амдо** – амдан, қасдан, дидаву дониста
**амм** – амак
**амома** – аммома, салла, дастор
**аммор** – бисёр амркунанда, фармоянда, сахт ҳукмкунанда
**амтор** – ҷ.матар (боронҳо)
**анбар** – моддаи нарми хокистаранги хушбӯй, ки аз меъдаи моҳии «анбар» ҳосил мекардаанд.
**анбари ноб** – анбари холис
**анбиё** – ҷ.набӣ, пайғамбарон
**анбоз** – рафиқ, ҳамнишин, ҳамроз
**анбоғ** – ду зан, ки дар ақди як шавҳар бошанд
**анбоғӣ** – мансуб ба анбоғ
**анвар** – пурнур, равшан
**анвор** – ҷ.нур
**анвоъ** – ҷ.навъ, намудҳо
**ангалюн** – дебои ҳафтранг
**ангор** – ангоштан
**ангоштан** – андешидан, пиндоштан
**ангубин** – асал
**анд** – ададҳои номаълум, ки аз 3 то 9-ро нишон медиҳад
**андархур** – шойиста, лоиқ, сазовор
**андоз** – қасд ва майли ҳамла кардан
**андудан** – андова кардан, рӯкаш кардан
**ано** – заҳмат, ранҷ, машаққат
**аномил** – нохуни ангуштон
**ансоб** – ҷ.насаб
**антар** – хармагас; зишт, баднамо
**анфос** – (ҷ.нафас) нафасҳо
**анфус** – (ҷ.нафс) нафсҳо
**анфусу офоқ** – олами ботинӣ ва зоҳирӣ
**анқос** – ҷамъи никс, яъне қалам ё сиёҳии давот
**анҳӣ** – ҷ.наҳй
**ар** – агар
**араз** – аломати зоҳирии ашё, ки ба зоти худ қоим намебошад, масалан, ранг бо матоъ

**аран** – ҷои кафидагии дасту пои маркаб
**арзиз** – қалъагӣ
**арз кардан** – пешниҳод кардан
**арзоқ** – ҷ. ризқ
**арин** – беша, хористон, ҷангалзор
**аркон** – ҷ.рукн, сутунҳо
**арш** – осмон; тахти шоҳӣ
**арқам** – мори сиёҳу сафеди заҳрдор
**арҷу** – умедворам
**асамм** – кар, ношунаво; сахт, муҳкам
**асас** – посбони шабона
**асбоб** – ҷ.сабаб; лавозимот, чизҳои даркорӣ
**асвад** – сиёҳ
**асдос** – ҷ.судс, яъне шашякиҳо
**асир** – шира, оби ангур; шароб; кураи оташ; Офтоб; ишқу ошиқӣ
**асмор** – (ҷ.самар) меваҳо, ҳосилҳо, натиҷаҳо; сухан, афсона
**асном** – (ҷ.санам) санамҳо, бутҳо
**асос** – яке аз мартабаҳои даъвати исмоиъилиён
**асофил** – (ҷ.асфал) поёнтарҳо, пастарҳо
**асрор** – ҷ.сирр
**астар** – хачир
**асфал** – поёнтар, пасттар
**асфиё** – ҷ.сафӣ, покон
**атаб** – ҳалокат, ҳалокӣ
**атлол** – (ҷ.талал) вайронаҳо, харобаҳо
**Аторуд** – номи яке аз сайёрагони Офтоб
**атшон** – ташна
**афифа** – зани пок ва боҳаё, бошарм
**афозил** – (ҷ.афзал) бартарҳо, фозилтарҳо
**афранҷа** – шакли арабии афранг, фаранг
**афсантин** – як навъ гиёҳи табобатӣ
**афсар** – тоҷ, кулоҳи подшоҳон; сардор, раҳбар
**афъӣ** – навъе аз мор, мор
**ахзар** – сабз, кабуд, нилгун; осмон

**ахёр** – ҷ.хайр; одамони хуб
**ахмос** – (ҷ.хумс) панҷякҳо
**ахӣ** – бародари ман
**ашрор** – (ҷ.шарир) бадкорҳо, бадкирдорҳо; бисёр зарарра-сонанда
**ашҷор** – ҷ.шаҷар, дарахтҳо
**аъвар** – одами якчашм
**аъдо** – (ҷ.адӯ) душманон
**аъдод** – ҷ.адад
**аъён** – бузургон, сардорон
**аълом** – (ҷ.алам) байрақҳо
**аъмо** – кӯр, нобино
**аънӣ** – яъне
**аъроз** – ҷ.араз
**ағбар** – гардолуд, хокранг
**ағлол** – (ҷ.ғулл) занҷир, тавқи оҳанин, ки ба дасту гардани зиндониён меандохтанд
**ағёр** – (ҷ.ғайр) бегона
**ағонӣ** – (ҷ.уғния) созу нағмаҳо
**ағсон** – (ҷ.ғусн) шохҳои дарахт
**ақим** – нозо, он ки аз насл мондааст; бесамар бебаҳра
**ақлом** – ҷ.қалам
**ақолим** – ҷ.иқлим
**ақоқир** – (ҷ.аққор) ҳар гиёҳи доруӣ, махсусан решаи он
**ақраб** – каждум
**ақрон** – (ҷ.қарин) наздикон
**ақъақ** – ғулба, аккаи думдароз
**аҳмар** – сурх
**аҳрор** – (ҷ.ҳур(р) озодон, ҷавонмардон; ба маънии тоҷикон ҳам будааст
**аҷз** – нотавонӣ
**аҷмаин** – (ҷ.аҷмаъ) ҳама, ҳамагон
**аҷнос** – ҷ.ҷинс
**аҷр** – мукофот, музд, подош
**аҷром** – (ҷ.ҷирм) ҷирмҳо(-и осмонӣ)

## Б

**бадв** – оғоз, ибтидо; саҳронишинӣ
**бадил** – бадал
**бадоин** – баддин
**бадром** – бад ромшаванда, саркаш, ваҳшӣ
**баз(з)** – ҷома; газвор, матои ғайриабрешимӣ
**баззоз** – матоъфурӯш, газворфурӯш
**базон** – вазон
**баид** – дур
**байрам** – порча, навъе аз матоъи нарму нафис
**байғора** – сарзаниш, мазаммат, таъна
**бакор** – даркор
**балавӣ** – балоӣ, офатӣ
**балбала** – кӯзаи лӯладор
**балоя** – нобакор, бадкор, бадахлоқ
**бам** – овози баланду ғафси созу асбоби мусиқӣ
**бангара** – аллагӯӣ
**банно** – бинокор, меъмор
**барвора** – болохона
**барда** – ғулом
**барзан** – маҳалла, кӯча, кӯй; ҳавлӣ, хона, маскан
**барзах** – миёна, аъроф; чизе, ки дар миёни ду чиз қарор дошта бошад
**баркамина** – ҳадди ақал, дасткам
**баркома** – алорағм, бар хилофи..., баръакси...
**барнос** – ғофил, нодон
**бароҳехтан** – оҳехтан, охтан, баркашидан, аз ғилоф берун кашидан (шамшерро)
**барр** – хушкӣ; дашту биёбон
**барсарӣ** – болосарӣ, сарбора, зиёдатӣ
**бартан** – мутакаббир ва мағрур
**бартақлил** – ҳадди ақал, дасткам

**барҳун** (парҳун) – ҳисор; доираи камарбанд, доираи паргор, хирмани Моҳ
**басмон** – чизи ба гарав монданӣ
**басовиш** – ламс кардан, даст задан
**басорат** – бино шудан, борик дидан; биноӣ ва бинодилӣ; зиракӣ
**басотин** – ҷ.бӯстон
**баст** – чӯби басте, ки гирди мазорот кашанд, шиғ
**бастор** – гирифтор, дар гарав
**басудан** – ламс ва даст кардан
**бат** – мурғобӣ
**батар** – бадтар; саргаштагӣ, даҳшат; нофармонӣ кардан; шодӣ, хурсандӣ
**бахта** – гӯсфанди нари се ё чаҳорсола
**башкул** – марди зирак ва чобук
**баъс** – рӯзи қиёмат; барангехтан; хавф, тарс; қудрат, далерӣ
**баға** – ҳиз ва хунсо
**баҳогир** – пурқимат, пурарзиш
**баҳоӣ** – навъе аз порча
**бегор** – кори бемузду маҷбурӣ
**бемар** – бешумор, ниҳоят зиёд
**бидъат** – фикру ақида ва расму қоидаҳои нав, ки ба таълимоти маъмулии дин рост намеоянд
**биз** – занбӯри зардаки заҳрдор
**бикр** – дӯшиза, духтари шавҳарнокарда; чизи наву тозаи истифоданашуда
**биҳор** – баҳрҳо
**бирина** – сӯрох
**бирка** – сардоба, ҳавз
**бир(р)** – хайру эҳсон
**бисмсил** – нимкушта
**бисоидан** – молидан
**бистгонӣ** – маъоши лашкариён
**бишхоидан** – харошидан бо нохун ва ғайри он
**биҳилӣ** – биҳил (пиҳил) кардан, бахшидан, афв кардан

**биҳор** – ҷ. баҳр
**бобзан** – сихкабоб
**бодиён** – гиёҳест давоӣ
**бодсор** – марди сабук; ҷоҳил
**бон** – дарахтест, ки аз он равғани хушбӯ мегиранд ва давоист
**бор** – рухсату иҷоза; қабул пазироӣ
**борнома** – ғурур, дабдаба
**боронӣ** – болопӯше, ки ҳангоми боришот бар худ кашанд
**ботара** – раққоса, ҳофиза
**ботира** – дафу доира
**бошгуна** – сарнигун, чаппа; нодуруст
**боҳу** – чӯбдаст, асо
**бувӣ** – бошӣ (будан)
**будиш** – ҳастӣ ва буд
**бун** – таг, таҳ, бех, реша, асос
**буна** – асл ва реша; хона; асбобу анҷоми хона; хонавода
**бундор** – молдор; хонадор; гаронфурӯш
**бунлод** – бунёд ва таҳкурсӣ
**бурноҳӣ** – барноӣ, ҷавонӣ
**буронӣ** – навъе аз хӯриш
**бурудат** – сармо, хунукӣ
**бурқаъ** – чашмбанд, рӯпӯши занон
**бӯқатаб** – шакли кӯтоҳи абӯқатаб – ишора ба мардуми аблаҳу аҳмақ
**бӯқумош** – бӯқатаб

**В**

**вабил** – душвор, сахт, вахим
**вадоҷ** – (ҷ.вадаҷ) рагҳои гардан
**вазеъ** – паст; оммӣ; шахси фурӯмоя
**вайҳак** – калимаест, ки дар мақоми тараҳҳум ва таъаҷҷуб истифода шавад (масалан, гӯянд: афсӯс бар ту)
**вакан** – ошёнаи мурғ
**валӣ** – дӯст, содиқ; соҳиб, хоҷа; одами бузург ва ба Худо наздик
**ваор** – ҷои ноҳамвор

**варз** – панохҳгоҳ
**варза** – деҳқон, кишоварз
**варзгар** – кишоварз, барзгар
**варом** – сабук, саҳл
**васан** – бут, санам; хоб, пинак
**васӣ** – иҷрокунандаи васият; киноя аз халифа Алӣ, ки шиъиён ӯро васӣ ва ҷонишини бевоситаи пайғамбари ислом медонанд
**вато** – либос
**ваш** – шабеҳ, монанд
**вашона (вашонӣ)** – як навъи зарр
**вақф** – бахшиш, инъом, назршуда
**ваҳал** – лой, гил; ботлоқ
**ваҳй** – паём ва илҳоме, ки аз Худованд ба пайғамбарон фиристода шавад
**вир** – фаҳму ҳуш, зеҳн, хотира
**вои мо** – вой бар мо
**воло** – боло, баланд, олӣ; гаронбаҳо; лоиқ, шойиста
**волон** – хобу пинак рафтан; навъе аз гиёҳи давоӣ, бодиён
**ворун** – сарнигун, чаппа; бад, вайрон, хароб; носозгор; шум, наҳс
**воруни** – шум, наҳс
**вузӯ** – таҳорат кардан, пок шудан

## Г

**габр** – пайрави дини Зардушт
**гав (гавд)** – чуқурӣ; диловар, далер
**гавбора** – подаи гов, чарогоҳи говон
**гавз** – ҷавз, чормағз
**газоф** – дурӯғ, беҳуда, бефоида, хато, гуноҳ
**Ганг** – кач, хамида, кӯзпӯшт; номи бутхонае дар Туркистон; номи рӯд дар Ҳиндустон
**ганд** – бӯи бадро гӯянд, бӯи нохуш
**гандапир** – зани солхӯрда
**гандано** – гиёҳест сирмонанд, тара
**ганҷур** – хазинадор

**гар(р)** – навъе аз бемории гузаранда, хориш
**Гаргар** – яке аз номҳои Худованд
**гаргинон** – гирифторони бемории гар
**гардо** – аз масдари гардидан, яъне гардон, гарданда
**гарибонӣ** – ҷомае, ки домани остин надорад,васкат
**гаст** – зишт, ногувор, қабеҳ
**гашан (гашин)** – бисёру анбӯҳ
**гашшӣ** – хушӣ, хушҳолӣ, тандурустӣ, зебоӣ
**гев** – ҷангҷӯ, ҷасур, паҳлавон
**гили маснун** – гили бадбӯй, гиле, ки Худованд Одамро аз он сохта буд
**гиребонӣ** – ҷомаи беостину бедоман ва ба рӯи қабо пӯшанд
**говарс** – арзан
**говарса** – санъатест дар кори заргарӣ
**гоз** – навъе аз ҳалво
**гозарӣ (гозурӣ)** – шустагарӣ
**гуворидан** – ҳазм шудан, хушу форам омадан
**гувоштан** – гуворо омадан
**гузидан** – интихоб (ихтиёр) кардан, мақбул донистан
**гузора** – шарҳу тафсир; аз ҳад гузаранда, бисёр
**гуморидан** – маъмур кардан, таъйин кардан, муқаррар кардан, вогузоштан
**гурбашонӣ** – гурба ба шона задан, яъне ҳилаву маккорӣ (кардан)
**гурбуз (гарбуз)** – ҳилагар, маккор; оқилу доно; донои ифротӣ
**гуриҷ** – хонаи хурд, зиндон
**гурм** – андуҳ, ғам, хафагӣ
**гурозидан** – хиромидан, рафтор аз рӯи нозу такаббур
**гӯр** – хари ваҳшӣ, гӯрхар

## Д

**дабба** – зарфи чармӣ ё филиззӣ барои нигоҳ доштани чизҳои моеъ; сустаҳл, беқавл; хояварам

**дабола** – турунҷ (меваест хушбӯй ва обдор аз ҷинси афлесуну лимӯ)
**дабур** – шамоле, ки аз мағриб вазад ва ӯ аз диди табибон бад аст; Мағриб
**дабус** – гурзи оҳанин
**давбал** – бевафо, беасос
**давол (дувол)** – тасмаи чармин, тасмаи узангу; макру ҳила
**даволакбозӣ** – тасмабозӣ, қиморбозӣ, найрангбозӣ; маккорӣ
**давоҷ** – болопӯш, кӯрпа; ҷомаи васеъ
**дад** – ҳайвони даранда
**дадгон** – ҳайвоноти даранда
**даду дом** – ҳайвони даранда ва ғайридаранда
**дайёр** – сокин, муқим, аҳли диёр; шахс
**дайлам** – ғулом, хизматгор
**даймаҳ** – моҳи дай; зимистон, сармо
**дайҳим** – тоҷ, кулоҳи мурассаъ, кулоҳи зинатдодашуда
**далол(а)** – ғамза, ишва, карашма; зани миёнарав
**далом** – найзаи хурд
**дан(н)** – хумми бузург
**данидан** – фарёду ғавғо кардан аз хурсандӣ; замзама кардани муғон дар вақти хурокхӯрӣ; давидани ба нишоту хурсандӣ
**данон** – хушҳол, шод; пурҳаяҷону хурӯшон
**данӣ** – нокас фурӯмоя, паст, дунҳиммат
**дара** – шикамба(-и ҳайвони чорпо)
**даран** – ҷомаи кӯҳна ва чиркин
**даранг** – таъхир, таваққуф, дермонӣ
**дарвож(а)** – сарнигун, саргашта; зарурат ва эҳтиёҷ, сазоворӣ, зарурӣ
**дарош** – гадо, мӯҳтоҷ
**дарзан** – сӯзан
**дархур(д)** – мувофиқ, лоиқ, сазовор
**дарқ(а)** – зиреҳ, ҷавшан
**Дайён** – ҷазодиҳанда, мукофотдиҳанда; ҳисобгиранда (сифати Худо)

**даста** – қабза(-и шамшер); ёрӣ, мадад; масхара
**дастанбӯй** – меваи хушбӯест аз ҷинси харбуза; ҳар чизи хушбӯй
**дастгузор** – ёрирасон, мададгор
**дастос(ин)** – осиёи дастӣ
**дафин** – пинҳонкардашуда, пӯшида; маъданиёт
**дашна** – навъе аз ханҷар
**даға** – марди дағалу айбдор; макр, ҳила; маккор, фиребгар; носараву қалб
**дақал** – пурбор
**даҳним** – як навъ сикка ё пули дар қадим роиҷ
**даҳо** – зиракӣ, ботадбирӣ
**даҳоқин** – ҷ.деҳқон
**даҷҷол** – фиребгар, дурӯғгӯй
**дебба (деба, дебо)** – (либос)-и ҳарир
**дебоча** – либоси ҳарир; сарсухан, муқаддима, аввали ҳар чиз
**дебо** – навъе ҳарир
**дебоҳ** – дебо
**дебоҷӣ** – бофандаи либосворӣ
**дермадор** – кӯҳна
**дижам** – ғамгин; хашмгин; парешон, ошуфта, тира
**диз (диж)** – ҳисор, қалъа
**дийёт (дийят)** – хунбаҳо, товони хун
**дилом** – макру ҳила, фиребу найранг; найзаи кӯтоҳ
**дим** – навъе аз чарм, шакли кутоҳшудаи адим (пӯсти даббоғишуда)
**диман** – ҷ.димна, яъне боқимондаи осори қадима, вайрона, хоктӯда
**димна** – шағол; рӯбоҳ
**димор (дамор)** – ҳалок, несту нобуд; вайронӣ
**дирра** – тозиёна, қамчин
**дисор** – либоси рӯ, ҷома
**Додор** – Худованд
**донг** – шашяки ҳар чиз
**доруссалом** – ҷаннат, биҳишт; унвони шаҳри Бағдод

**доӣ** – дуогӯй, дуокунанда; даъваткунанда, мубаллиғ; мураббӣ; яке аз пояҳои мазҳаби исмоилия
**доҳӣ** – зирак, ҳушёр, доно
**дудмон** – хонадон, сулола, хонавода; қабила
**дужогаҳ (дижогоҳ)** – бадандеш, хашмгин
**дун** – паст, зер; нокас, фурӯмоя, разил
**дунбал** – пучак, як навъ бемориӣ
**дунон** – ҷ.дун
**дурдӣ** – таҳнишини шароб; лой; шароби тира
**дур(р)оа** – ҷомаи васеъ ва дароз, ки шайхону зоҳидон мепӯшиданд; болопӯш
**дур(р)** – марворид, гавҳар; маҷозан дандон
**дурҷ** – сандуқчаи ҷавоҳирот
**дутоҳ** – дуто; хамида
**дух(х)он** – дуд
**душхор** – душвор
**духул** – нақора, табл
**дуҳур** – ҷ. даҳр, яъне оламҳо, замон, аср, дунё, рӯзгор
**дӣ** – дина
**дӯлоб** – чархаи обкашӣ аз чоҳ ва ҷӯй; савдогарӣ бо пули қарз; киноя аз фалак
**дӯшиза** – духтари шавҳарнакарда, бокира
**дӯшо** – ҳар чизе, ки ӯро медӯшанд; ширдиҳанда

## Ё

**ёва** – гумшуда; гумроҳ, беҳуда, ботил
**ёгандан (огандан)** – пур кардан, анбоштан; пӯшидани чизе, пӯшонидан; ғанӣ кардан; қавӣ шудан, бузург шудан
**ёзон** – ёзанда, дарозшаванда, баландшаванда; баландқомат
**ёра** – дастпона, дастбанд; қудрат, қувват, тавоноӣ; тоқат
**ёридан** – ёрӣ додан
**ёри ғор** – дӯсти бовафо
**ёфа** – ҳарза ва беҳуда; гумшуда, ботил, бефоида
**ёхтан (охтан)** – берун кашидан, теғро аз ғилоф баровардан; андохтан, задан

**ёғоридан (оғоридан)** – нам кардан, тар кардан

**Ж**

**жав (зав)** – дарё, баҳр
**жанда** – ҷанда, куҳна, порашуда, либоси куҳна; пир, фарсуда
**жарф** – чуқур, амиқ, бепоён
**жож** – ҳарза, беҳуда, сафсата (гуфтан)
**жожхоӣ** – ҳарзагӯӣ, беҳудагӯӣ
**жоридан** – аз калимаи жард, яъне бисёр хӯрдан
**жофа** – хорпушт
**жукол** – зуғол, ангишт; сиёҳ
**жӯбин (жӯпин, зӯбин)** – найзаи кӯтоҳ, найза

**З**

**забарин** – болоӣ
**забзаб** – навъе аз киштӣ
**завбаа** – раъду барқ, тӯфон, гирдбод
**завол** – нуқсон, зиён, офат, зарар; охир, поён; баргаштан, ҷудоӣ
**завор** – парастор, ғамхори бемор
**завҷ** – шавҳар, шӯй
**займула** – каҷоваи маркаб; сабадҳои мевадор, ки бар ду ҷониби пушти маркаб ниҳанд
**заим (заъим)** – раис, калонтар, ҳоким, роҳнамо
**зайбақ** – симоб
**зайду амр** – фалону баҳмон
**займала** – каҷова, пазала; бор(,ки бар маркаб ниҳанд)
**зайъат** – обу замин, мулк, замини зироъаткорӣ
**зайғам** – шер, шери қавӣ
**залал** – лағзиш; хато, ғалат
**залефан** (залифан) – тарс, бим, ваҳм; тарсидан, ҳарос кардан
**залилӣ** – хорӣ, беэътиборӣ, забунӣ хорузорӣ
**залим** – шутурмурғ(-и нар); ситамдида, мазлум
**залол** – гумроҳӣ, оворагӣ

**залом** – торикӣ, торикии шаб, сиёҳ
**зам(м)** – илова кардан, пайвастан, аломати замма гузоштан бар болои ҳарфе; номи дарё ва шаҳр; ҳаҷв, бадгӯӣ, маломат
**замим** – нописандида, зишт, бад; оби бинӣ, пешоб
**замоир** – (ҷ.замир) дилҳо, қалбҳо; ниҳодҳо, андешаҳо ва
**хаёлҳо**
**Замӣ** – Замин
**замҳарир** – хунукии сахт, сармои шадид
**занаб** – дум; тарафи думболаи галаситораи Аждаҳо
**занах** – манаҳ, зери манаҳ
**занбил** – халтаи чармӣ; сабад, лифи хурмоӣ
**занг** – равшании Хуршеду Моҳ
**занбора** – зандӯст; фосиқ
**зангор** – занг; равшани Офтобу Моҳ
**занин(а)** – бахил, мумсик, хасис; муттаҳам; ҷинси зан
**зан(н)** – гумон, андеша
**зарандуд** – зарҳалкарда
**зараҳ (зароҳ)** – дарё, баҳр
**зарбафт** – зарбофта, зардӯзӣ кардашуда, порчаи заррин
**зарир** – гиёҳе, ки бо он матоъҳоро ранг кунанд; зард, зардча; нобино
**зарр** – зарар, зиён, нуқсон; тило
**зарро** – тангӣ, сахтӣ, ранҷ
**заррок** – маккор, риёкор
**заръунӣ** – давои таркибие, чизи омехташудае
**зарюн** – заргун, зард, тилоранг
**зарк** – дурӯягӣ, макр, фиреб
**закум** – дарахти талхмевае дар дӯзах, ки хӯроки дӯзахиён аст; ҳар чизи талху заҳрдору кушанда
**заҳ (зеҳ)** – маҳалли баромадани об; зоидан; нутфа, тифл
**заҳаб** – тило, зар, зари сурх
**заҳар (зароӣ)** – баҳр, дарё
**заҳир** – сахтӣ, душворӣ, азоб; нохушӣ, озурдагӣ; касалии исҳол; ёридиҳанда, пуштибон, ҳамкор
**заҳро** – дурахшон, равшан, сафед; зани сафедрӯи зебо

**зиё(ъ)** – нур, рушноӣ
**зил(л)** – нармӣ, меҳрубонӣ; соя; паноҳ, ҳимоя
**зиллат** – хорӣ, забунӣ, беиззатӣ
**зилом** – торикиҳо, зулматҳо
**зинҳор** – амон, паноҳ; аҳд, паймон; ҳаргиз
**зиоб** – (ҷ.зеъб) гург
**зир (зер)** – садои маҳин ва нозук
**зирғом (зарғом)** – шер
**зиҳ** – чашма; зоиш, нутфа
**зиҳом** – анбӯҳӣ, тӯдаи мардум; заҳмат додан, ташвиш
**зиҳу зод** – аҳли хонавода ва фарзандон
**зод** – тӯша, хӯрок
**зоил** – нобуд, маҳв, фонӣ
**зол** – пир, солхӯрда
**зоман (зомин)** – замонаткунанда, кафил, кафолатдиҳанда
**зора** – нолаву гиря
**зорвор** – бечора, андӯҳгин
**зостар** – онсӯтар, онтарафтар; барзиёд, бештар
**зуафо** – ҷ.заиф
**зубда** – баргузида ва яккачин; саршир, қаймоқ
**зубоб** – пашша, магас
**зубола** – хокрӯба, ахлот; пилтаи чароғ; шуъла
**зугол** – зуғол, ангиштсанг
**зудудан (зидудан)** – пок кардан
**зулам** – (ҷ.зулмат) торикиҳо
**зул(л)** – хорӣ, фурӯтанӣ, пастӣ
**зулибиё** – навъе аз ҳалво
**зуллом** – золимон
**зулом** – (ҷ.зулм) зулмҳо
**Зулҷалол** – соҳиби ҷалол, боҳашамат; сифати Худованд
**зуннор** – риштае, ки дарвешон, зардуштиён ва кашишони насронӣ ба миён мебастаанд; ришта
**зуррият** – фарзандон, насл, авлод
**зурфин (зуфрин)** – ҳалқаи занҷири дар ё сандуқ
**зӣ** – соҳиб, дорандаи чизе; ба, сӯй, тараф, ҷониб

**зӯҳд** – парҳезгорӣ, порсоӣ; тарки дунё
**зӯҳра** – зан ё духтари моҳрӯй

## И

**ибар** – (ҷ.абрат; ҷ.ибрат) обҳои чашм, сиришкҳо; пандҳо, намунаҳо
**ибдоъ** – чизи нав ва тоза пайдо кардан, эҷод кардан
**ибдол** – бадал кардан; ҷоеро ба ҷое иваз намудан
**ибкор(а)** – зироат
**иёр (аёр)** – маҳак, меъёр
**изз** – иззат, эҳтиром, шараф; азиз шудан
**изом** – устухонҳо
**изор** – рӯймол, либоси таг, шалвор; лаҷом
**икол** – пурхӯрӣ
**иктифо** – кифоят кардан, қаноъат кардан
**иллиййин** – балантарин дараҷаи биҳишт; болои осмони ҳафтум
**илми авоил** – яъне илми Юнони қадим
**илтиқо** – рӯ ба рӯ омадан, мулоқот кардан
**имо(ъ)** – канизон, канизакон
**имтисол** – итоъат кардан, фармон бурдан, итоъат ва фармонбардорӣ
**инаб** – ангур
**инон** – лаҷом, ҷилав; ихтиёр
**интиҳо** – ба поён расидан, поёне, охир
**ирнин** – меҳтар; парраи бинӣ, аввали ҳар чизе
**иртиҳол** – реҳлат кардан, сафар кардан; мурдан
**ирфон** – шинохтан, донистан; шинохтани Худованд
**истикбор** – такаббур кардан, калон пиндоштан касеро ё худро
**истионат** – ионат хостан, ёрмандӣ ва мадад талабидан
**истиғфор** – мағфират талабидан, ибораи «астағфиру-л-Лоҳ»-ро ба забон овардан; бахшоиши гуноҳ хостан, талаби афву омурзиш кардан аз Худованд
**истиҳолат** – аз ҳоле ба ҳоле гаштан, дигаргун шудан,

тағйир ёфтан
**итоб** – сарзаниш, маломат, таъна; қаҳру ғазаб; ноз кардан
**итрат** – хонавода, авлод, аҳли хона, хешону наздикон
**иттисол** – пайвастагӣ, наздикӣ ба ҳамдигар, висол
**ифрит** – дев, мавҷуди зишту бад
**ифрот** – аз ҳадд гузаштан, зиёдаравии аз ҳад берун
**ифтиол** – дурӯғу тӯҳмат бофтан дар ҳаққи касе, ҳилагарӣ, сохтакорӣ
**иффат** – парҳез кардан аз шаҳват; порсоӣ, покдоманӣ
**ихвон** – (ҷ.ах) бародарон, дӯстон, ёрон
**ишкол** – мушкилӣ, сахтӣ, душворӣ; банд, завлона
**иқоб** – азоб, шиканҷа, озор; муҷозот
**иқол** – ресмоне, ки бо он пои шутурро мебанданд; банд
**иқон** – бовар кунондан, яқин ҳосил кардан
**иқор** – обу замин, мулку мол
**иҷлол** – бузург доштан, бузургқадр гардонидан, иззату эҳтиром кардан
**иҷмоъ** – гирд овардан, ҷамъ кардан; ҷамъ омадан, иттифоқ кардан
**иҷобат** – қабул кардан, пазируфтан; ҷавоб додан
**иҷрӣ** – муқаррарӣ, вазифа ва моҳона

## К

**кабаст** – рустании кадумонанди талх, ки онро ҳанзал низ мегӯянд; талх
**кабора** – сабади мева, ки бар маркаб бор мекунанд
**кавдан** – аспи боркаши сустрафтор, аспи пир; одами кундфаҳм, аблаҳ
**кавн** – вуҷуд, ҳастӣ, зиндагӣ; олам, дунё
**кавнайн** – дунё ва охират
**кадар** – тира, тирагӣ; ғам, андӯҳ; растании хушбӯи давоӣ
**кадевар** – деҳқон, боғбон; соҳиби хона
**кажраф** – гиёҳест бисёр бадбӯй
**кажур** – гиёҳи доруиест талх, заранбод
**каззоб** – дурӯғгӯи гузаро

**кай** – подшоҳ, шоҳаншоҳ; лақаби шоҳони Эрони қадим
**кайл** – ченак, паймона
**кайфар** – ҷазо, сазо, подош
**калол** – фарқи сар, миёнаи сар; хастагӣ, мондагӣ
**калот** – деҳ ё қалъаи дар баландӣ ҷойгиршуда
**камола** – кач
**камоҳӣ(я)** – ҳамчунон ки ҳаст, чунонки дарвоқеъ аст; аҳволи ҳақиқӣ, ҳақиқат
**канда** – хандақ
**кандманд** – харобшуда, аз ҳам рехта
**кандо** (кундо) – ҷодугар, соҳир, мунаҷҷим; ҳаким, файласуф, доно
**канду** – осмон; хуми калон; қуттии занбӯри асал
**каниса** – ибодатхона(-и яҳудиёну исавиён)
**каппон** – тарозуи якпаллаи калон
**караб (карб, карап, карп)** –ғаму ғусса; заҳмат
**карвиё** – тухми як навъ гиёҳ, ки онро зираи румӣ ҳам гӯянд
**кардар** – биёбон, замини кӯҳу дара
**кажур** – бехи гиёҳест талху тунд
**калот** – деҳе бошад бар баландӣ
**камола** – кач
**канда** – хандақ
**камдманд** – хароб ва аз ҳам рехта
**кареҳ** – зишту бадандом
**касиб** – регтӯда
**катола** – бар вазн ва маънии катора
**катора (қатола, қадора)** – навъи шамшери ҳиндӣ
**каттон** – зағир, матоъе, ки аз зағирпоя мебофанд
**кафта** – кафида, шукуфта; таркида
**кафчалез** – кафлези сӯроxдор, кафгир; кафлезак
**кашк** – қурут
**кашкала** – пойафзоре махсус барои пиёдагардӣ
**кашкин** – нони ҷавин
**кашш** – хуб, хуш, зебо
**кашшӣ** – зебоӣ, қашангӣ

**каҳрабо** – рабояндаи каҳ; ва самғи ширешмонанд аст ва ғ.
**кеҳтар** – хурдтар, майда
**кибор** – (ҷ.кабир) бузургон
**кайёл** – баркашандаи вазн, паймонакунанда, тарозудор
**кизб** – дурӯғ, фиреб
**килла** – хайма; осмон; чодир; сақф, шифт
**килоб** – (ҷ.калб) сагҳо
**кимар** – ғӯраи хурмо, ки бар замин афтида ва он ҷо пухта шавад
**кимиё** – маҷозан макру ҳила
**кисо** – гилем, палос (ки онро ба ҷои либос мепӯшиданд)
**кишан** – бисёр, анбӯҳ, фаровон; банд, занҷир, ки дар пой ва ё даст кунанд
**кобин** – маҳр, қалин
**кож (коҷ)** – аҳвал, олус, каҷбин
**коз** – каппае, ки дар полиз созанд; ҷой махсус барои нигоҳдории чорпоён дар биёбон; хонаву ҷое, ки дар зери замин ҳамчун паноҳгоҳ месозанд
**кокӯйӣ** – порчаи нафис
**кола** – коло, асбобу матоъ; зарфи кадӯӣ барои шароб
**колуфта (колафта)** – ошуфтаву парешон; девона
**колбад** – қолаб; тан, бадан, ҷасад
**коно** – нодон, аҳмақ
**конун** – оташдон, кӯра, оташхона; асбобест мусиқӣ; ду моҳи зимистон – конуни аввал: декабр ва конуни сонӣ: январ
**кос** – коса; ҷом; табл, нақораи калон
**кост** – камӣ
**костӣ** – камӣ, камбуд
**кофур** – моддаи хушбӯйи сафедтобест, номи чашмае дар биҳишт
**кочор** – созу сомон, асбоби хона, коло
**коҳидан** – костан, кам шудан; хароб шудан; азоб додан
**коҳилӣ** – сустӣ, танбалӣ
**коҷ (коч)** – шаппотӣ, торсакӣ; кош, кошки; дарахти санавбар; олус, каҷбин
**кубо** – баланд, баромада, олӣ; бисёр баланд

**кудин** – чӯбе, ки либосшӯй либосро ҳангоми шустан бо он кӯбад
**кулола** – мӯи печида, мӯи ҷингила
**кумола** – качҷ
**кунгар (кангар)** – гиёҳест худрӯй ва хӯрданӣ
**кунгура** – дандонаи сари девори қалъа; бурҷ
**кундо (кандо)** – ҷодугар, соҳир, мунаҷҷим; ҳаким, файласуф, доно
**куништ** – ибодатхонаи ғайримусулмонон
**купора** – ороиши гули хурмост, ки ба шакли гули хӯшаист, кофурӣ
**кустӣ (кӯштӣ)** – камарбанди махсуси зардуштиён ва тарсоёну бараҳманон; зуннор
**кутвол** – соҳиб (посбон)-и қалъа
**кутуб** – китоб
**куфв** – баробар, монанд, мисл
**куфувват** – ҳаммисл, ҳамонанд
**куҳул** – миёнсол
**кӯжӣ** – хамидапуштӣ, букрӣ
**кӯпин (кӯбин)** – чизи бофтае будааст, ки аз барои рафъи таъсири шуъоъи офтоб онро бар болои чашмон мегузоштаанд
**кӯтвол** – қалъабон, маъмури муҳофизати қалъа
**кӯҳина** – кӯҳна

## Л

**лабан** – шир, шири модар
**лабоча (лубоча)** – ҷомаи дарвешон; навъе болопӯш
**лавзина** – ҳалвои бодомӣ
**лавн** – ранг, гуна; навъ, қисм
**лавнолавн** – рангоранг, гуногун
**лавӣ** – печиши шикам, дарди шикам
**лагона** – шамъдон
**лаёл** – кӯтоҳшудаи лаёлӣ, яъне шабҳо
**лаим** – нокас, хасис, мумсик, паст
**лако (луко)** – ранги сурх

**лакона** – ҳасиб, рӯдаи гӯсфанд, ки бо гӯшт пур карда шуда бошад
**лакҳан** – рӯза, рӯзадорӣ, рӯзаи ҳиндуёну бутпарастон
**ламс** – даст-даст дарк намудан, қувваи ломиса
**латаф** – нармӣ, некӯӣ, меҳрубонӣ
**латиф** – нозук, нарм, хушрӯй, маҳин, хушмазза
**латом (литом)** – таппонча, торсакӣ задан, задан
**лахт** – пора, ҷузъ, ҳисса
**лаъб** – бозӣ, айшу ишрат, хушӣ
**лаъолӣ** – (ҷ.лӯълӯъ) марворидҳо, гавҳарҳо, лаълҳо
**лаҳв** – бозӣ, айшу ишрат, хушӣ
**лаҳм** – гӯшт(-и беустухон)
**лаҳн** – овоз, хониши форам; мақом, нағма
**лаҳом** – он чӣ бо он зарру симро пайваст кунанд
**лаҷҷоҷ** – ҷидол, хусумат; якраҳагӣ
**либосот** – чоплусӣ ва тамаллуқ, хушомадгӯӣ
**ливо** – алам, байрақ
**ливотат** – амали шанеъ кардани мард бо писар
**лиом** – (ҷ.лаим) нокасон
**лисон** – забон, гуфтор, сухан
**лиҳом** – кавшер, пайвасткунанда; пайвастан
**ло** – на, но, не
**лоба** – зорӣ кардан, сухани хоҳиш ва аҷз; фиребу найранг, шӯхӣ, ҳазл
**ло бал** – ё балки, не балки, набалки
**лобаъс** – боке нест
**лод** – дебо (матоъ)-и нарму тунуки сурх; бунёд ва бинои девор
**лолако** – навъи кафш
**лоло** – дурахшон, тобон, марвориди дурахшон
**лом** – таъриф, лофзанӣ
**ломаҳола** – ба ночор, лоҷарам, ногузир
**лона** – коҳилу бекора
**лон(и)дан** – ҷунбондан, афшондан
**лос** – абрешими носуфта
**лош** – ҳеч, чизи андак; ғорат, яғмо; тани мурда

**лошидан** – лош (ғорат) кардан
**лоязол** – зоилнашуданӣ, ҷовидон, абадӣ; сафати Худованд
**лоҷарам** – ночор, ногузир, бешубҳа, бинобар ин
**лавзина** – ҳалвое, ки аз мағзи бодому писта пазанд
**луко (лако)** – моддаи сурхранг
**лур** – замине, ки онро селоб канда бошад
**лутӣ** – бадахлоқ, қиморбоз, майхора
**луҳом** – он чӣ бад-он симу зарро пайванд диҳанд
**луҷом** – он чӣ бо он фоли бад мегиранд
**лӯълӯ** – марворид, гавҳар

## М

**ма** – на; мо
**мабдаъ** – бавуҷудовардашуда
**мабдо** – маҳалли саршавӣ, ҷои пайдоиш, маншаъ, асл, асос; аввал оғоз, ибтидо
**мабраз** – ҳоҷатхона, таҳоратҷой
**мабонӣ** – ҷ.мабно, яъне асосҳо ва пояҳо
**мабшил (мабшал)** – маёвез, мапеч
**мабъас** – рӯзи баъсати расул (с), ки он рӯзи 27-уми моҳи раҷаб аст; макону замони баъсат
**маваддат** – муҳаббат, дӯстӣ
**мавло (мавлӣ)** – соҳиб, молик, сарвар; ғулом, чокар; хеши наздик
**мавозин** – (ҷ.мизон) тарозуҳо; санҷанда, тақдиркунанда
**маволид** – (ҷ.мавлид) зодгоҳҳо
**маволӣ** – ҷ. мавло
**мавот** – чизи беҷон ва мурда
**мавсум** – номидашуда, таъйинкардашуда, нишонкардашуда
**мавъизат** – насиҳат, панд, андарз
**мавқуф** – таваққуфёфта, пасгузошта, ногоҳдошташуда, марбут
**мадина** – шаҳр
**мадориҷ** – ҷ.мадраҷ
**мадраҷ** – роҳҳо, тариқаҳо, пояҳо, дараҷаҳо, мартабаҳо
**мадфун** – дафнкардашуда, гӯронидашуда

**мадҳун** – пӯсти ошдодашуда, чарми рангкардашуда
**мадҳур** – ронда, мардуд
**мадҳуш** – беҳуш, беҳол, парешон
**маёмин** – ҷ.майманат; ҷ.маймун
**мазалла** – хайма, чодари бузург
**мазгит** – масҷид
**мазидан** – макидан, ҷӯшидан, ҷуръа-ҷуръа нӯшидан
**мазлима** – зулму ситам, беадолатӣ, азобу сахтӣ
**мазолим** – ҷ.мазлима
**мазриб** – макони задан, устувор ва барпо кардани чизе
**маймана** – тарафи рости лашкар
**майманат** – саъодат, хушбахтӣ
**маймун** – хушбахт, масъуд, муборак; бӯзина
**майсара** – тарафи чапи лашкар
**макин** – макондор, соҳиби ҷою макон
**макнун** – пинҳондошташуда, ниҳуфта; пинҳон
**макфуф** – басташуда, дошташуда; кӯр, нобино
**мал** – молдор, тавонгар, қодир
**малакут** – олами фариштаҳо, олами боло
**малаъ** – пурӣ, пуррагӣ; гурӯҳи мардум
**Маликуларш** – Соҳиби Арш, яъне Худованд
**малим** – маломатзада, накӯҳида
**мало** – ҷ.малаъ
**малоик** – ҷ.малак
**малоъин** – ҷ.малъун
**малӣ** – муддати давомдор, давомдор; пур; тавонгар; давомдор; сифати Худованд
**малҷо (малҷаъ)** – паноҳгоҳ, ҷои амну панонҳ
**мамар(р)** – гузаргоҳ, роҳи гузар; восита, тариқ; боб, хусус
**мамзуҷ** – имтизоҷёфта, омехта ва махлутшуда
**манбал (мунбил)** – танбал; беэътиқод
**манг** – қимор, ниҳол ва тухми банг
**манозил** – ҷ.манзил
**маном** – хоб, хоб дидан, хобгоҳ, ҷои хоб
**маноқиб** – ҷ.манқабат, тавсифи хубиҳо ва фазилатҳо

**манқабат** – баёни фазилат ва кирдори нек
**мансур** – нусратёфта, ғолиб ва пирӯз; парешон ва парокандашуда
**мансух** – несткардашуда, барҳам додашуда, аз эътибор соқитшуда
**мансӣ** – фаромӯшшуда, азёдрафта
**маншур** – нашркардашуда, паҳнкардашуда; фармон, ҳукм, имтиёзнома
**манҷо** – наҷотгоҳ, паноҳгоҳ
**мар** – ҳиссачаест, ки пеш аз калима омада, як навъ маънои таъйин ва таъкидро мефаҳмонад; шумор
**марво (мурво)** – дуъои хайр, фоли нек
**мардуд** – раддкардашуда, рондашуда
**марзангӯш** – навъе аз райҳон
**мароға** – ғелидан, ғалтанак задан; ғалтидани чорпои саворӣ ва боркаш
**марғазӣ** – марвазӣ, марвӣ, яъне аҳли Марв
**марӣ** – гуворо
**марҳун** – ба гарав додашуда
**масил** – маҷрои сел, селгоҳ
**маслах** – ҷои либоскашӣ дар ҳаммом; ҷои куштан ва пӯст кардани чорпо, кушишхона
**маснун** – бадбӯ
**маснуъот** – офаридашудаҳо, эҷодкардашудаҳо, сохташудаҳо бо ҳунар; суханҳои баланду пероста
**масовӣ** – бадиҳо
**масона** – халтачаи бавл дар бадани инсон ва ҳайвон, пешобдон
**масонӣ** – ҷ.мусно
**маста(муста)** – баробари маст; ғаму андӯҳ; чошнӣ
**масъуд** – саодатманд, хушбахт
**масҷун** – маҳбус, зиндонӣ
**матар** – борон
**матбах** – ошхона
**матбӯъ** – мувофиқи табъ
**матир** – боранда

**матмус** – гумшуда; нобино
**матҳара (митҳара)** – зарфи обгирӣ барои сафар, ки дар шутурҳо мисли каҷова бор кунанд ва аз он худ ва шутурон истифода кунанд; зарф(офтоба)-и обгирӣ барои ғуслу таҳорат
**маунат** – ёрӣ, кумак; ёрӣ додан
**мафарр** – маҳалли фирор, паноҳгоҳ
**мафоза(т)** – ҷои раҳоӣ, паноҳгоҳ; биёбон, бодия
**мафосил** – ҷ.мафсил
**мафсил** – фосилаи байни ду чиз, маҳалли ҷудо шудани ду чиз; ҷои пайванди ду устухони бадан
**мафраш** – чизи густурданӣ ҳамчун палос, намад ва ғ.
**махбар** – ботин, дарун, пӯшида
**махбару манзар** – даруну берун, ботину зоҳир, пӯшидаву ошкор
**махбун** – ҷомаи дӯхташуда; таъоми барои ягон рӯзи сахтӣ пинҳонкарда; дасти пинҳонкарда дар зери бағал
**махзун** – дар хазина нигоҳ дошташуда
**махидан** – ҷунбидан, ҳаракат кардан
**махозӣ** – расвоиҳо ва беобрӯиҳо ва хориҳо
**махруш** – харошидашуда
**машид** – мушайяд; устувор ва маҳкам кардашуда; гаҷ кардашуда; баланд, боҳашамат
**машима** – пардаест дар баччадони зан
**машкур** – шукркардашуда; писандида
**машоил** – ҷ.машъал, машъала
**машраба** – ҷом, зарфи обу шароб
**машшота** – ороишгари занон
**машруҳ** – шарҳдодашуда; шарҳ, эзоҳ, баён; рӯйхат
**Машъар** – ҷои иҷрои маросими ҳаҷгузорӣ дар Макка; ҷои ибодати мусулмонон
**машғала** – машғулият, кору бор; ҳаёҳу, шӯру ғавғо
**машҳун** – пуркардашуда, пур, моломол
**маъбар (меъбар)** – гузаргоҳ, ҷои муайяни киштигузари дарё, баҳр ва ғ.
**маъдум** – нобудкардашуда

**маъзул** – бекоркардашуда
**маъзун** – иҷозатдодашуда
**маъкулот** – хӯрданӣ, хӯрокӣ
**маъкус** – акскардашуда, чаппакардашуда; сарнигуншуда, баръакс
**маълот** – бузургӣ, баландӣ
**маълул** – иллатнок, касал, бемор
**маъмун** – дар амонбуда, бе хавфу хатар
**маъмур** – обод, ободон; пур
**маъолӣ** – ҷ.маълот
**маъосӣ** – ҷ.маъсият
**маъсият** – рафтору кирдор бар хилофи амру наҳйи дину шариъат; гуноҳ, ҷурм
**маъхуд (маъхуз)** – мавриди бозхост; ахз кардашуда, гирифташуда, ба дастомада; гирифтор; итоб кардашуда
**маъқул** – донисташаванда, мувофиқи ақл
**маъқулот** – ҷ.маъқул
**маъҷун** – сиришташуда, чизи аз чанд модда таркибёфта, омехташуда; дору, даво; шароб
**маъҷур** – муздгирифта
**мағбун** – фиребхӯрда, фирефташуда дар харидуфурӯш
**мағозӣ** – таърифу ситоиши сифатҳои ғозиён
**мағок** – чуқурӣ, пастӣ; чуқур, паст
**мақар(р)** – қароргоҳ, ҷойгоҳ; сангар, ҳисор, қалъа
**мақолат** – гуфтор, сухан, нутқ
**мақолот** – ҷ.мақолат
**мақрун** – қариндашуда, наздикшуда; пайваста
**мақтал** – қатлгоҳ, ҷои қатлу куштан; қатл, куштан
**мақтаъ** – ҷои қатъ кардан, ҷои буридан, хотима, поён, охир; охи-рин байт ғазал ё қасида
**мақҳур** – қаҳркардашуда, дучори қаҳру хашмшуда; мағлуб, шикастхӯрда
**маҳбар (миҳбар(а)** – сиёҳидон, рангдон
**маҳзар** – шаҳодатнома
**маҳил** – ҷои хавфнок

**маҳлуҷ** – пахтаи ҳаллоҷишуда, яъне аз дона ҷудокардашуда
**маҳмил** – каҷова
**маҳмул** – ҳамл кардашуда, бор кардашуда; нисбат додашуда; хабар
**маҳонул** – афюн, тарёки холис
**маҳсус** – ҳис кардашуда, ҳисшаванда, ҳис карданӣ
**маҳул** – хавфнок, бисёр тарсовар
**маҳфуз** – ҳифз кардашуда, нигоҳ дошташуда
**Маҷарра** – Роҳи Каҳкашон (дар осмон)
**маҷонин** – (ҷ.маҷнун) девонаҳо
**маҷҳул** – номаълум, ношинос
**меъбар (маъбар)** – гузаргоҳ, ҷои муайяни киштигузари дарё, баҳр ва ғ.
**меъҷар (миъҷар)** – рӯпӯш, чашмбанди занон
**меғ** – абр(-и сиёҳ), туман
**мидҳат** – мадҳ, ситоиш
**миёнӣ** – гавҳари миёни гарданбанд
**мизалла** – соябон, чатр
**мизон** – тарозу
**микос** – боҷ, ушр; ташвиш; кам кардани баҳои чизе, шубҳа кардан, бахилӣ кардан дар нархгузорӣ
**мил** – сурмачӯб; сихи оҳанини тафсон барои нобино кардани чашм; миқёси сеяки фарсанг, ки чаҳор ҳазор қадам аст; сутун ё харсанги дароз барои ҷудо кардани сарҳадҳо
**милал** – ҷ.миллат
**милваҳ** – мухафафи милвоҳ асбоби шикор, мурғе, ки ба василаи он мурғони дигарро шикор кунанд
**милк** – мулк
**милъаба (малъаба)** – бозича; бозичаи дасти касе шудан
**милҳ** – намак
**мино** – обгина, шиша; кабуд, осмониранг
**минӯ** – мухафафи мино; биҳишт
**миро** – хусумат, ҷидол кардан бо касе
**мисмор** – мех, пӯшидан, маҳкам кардан
**мистар** – хаткаш, ҷадвал

**мисқал(а)** – абзори зангшӯӣ ва тозакунанда, асбоби сайқалдиҳӣ
**митвоъ** – мутеъ, итоаткунанда, тобеъ, фармонбардор
**митол** – кашолкорӣ кардан дар адои қарзу ҳаққи касе, таъхир кардан
**михнақа** – тавқ, гарданбанд, занҷир
**миъҷар (меъҷар)** – рӯпӯш, чашмбанди занон
**миғфар** – зиреҳ
**миҳан (меҳан)** – ҷ.меҳнат; бадбахтӣ, бало
**миҳбар (миҳбара)** – давот, рангдон, сиёҳидон
**миҳор** – чӯбе, ки аз бинии шутур гузаронида, ба он ресмон мебанданд, инон (лаҷом)-и шутур
**мичан** – сипар
**миҷмар(а)** – зарфест, ки дар он ангиштро даргиронида дар он уду сипанд ва дигар хушбӯиҳоро дуд кунанд
**модун** – ғайри, ғайр аз
**мозарюн** – дарахти буттаиест, ки ҳосили онро барои давои қабз истифода мекунанд
**мозу** – бори дарахтест, ки бо он пӯстро сафедмол мекунанд
**моликӣ** – пайрави мазҳаби Имом Молик
**мому боб** – модару падар
**мон** – хона
**мона** – чизи лозимии хона
**морсор** – морсар
**мосика** – нигоҳдоранда, ниқоб
**мошӯб** – ғирбол, ордбез, элак
**моъи маъин** – оби равон
**моя** – асл, асос; сабаб, боис; сармоя, дастмоя; асбобу анҷом; дорой
**моҳиёт** – ҷ.моҳият
**муаввал** – муътамад, боэътимод, сазовори боварӣ; умед ва такя
**муаддил** – муътадилкунанда, ба эътидоловаранда, росткунанда; касе, ки ҳукм ба одил будани шоҳидон кунад
**муаззаб** – азобдодашуда, азобкашанда аз ранҷ

**муайяд** – таъйидёфта, дастгирикардашуда; масъуд ва бахтиёр
**муайяр** – меъёршаванда, қиёсшаванда
**муаммар** – касе ё чизе, ки умри дароз дидааст; куҳансол
**муанбар** – анбарин, муаттар, хушбӯй
**муарбид** – арбадаҷӯ, шӯрангез, ҷанҷолӣ
**муаскар** – лашкаргоҳ
**муасфар** (муъасфар) – бо ранги гули заъфарон зард кардашуда, зардранги ба сурхӣ моил
**муаттал** – аз истифода монда; бекор, бекоршуда; бенаво, бечора
**муаххар** – таъхирпазир, дершуда, ақиб гузошташуда; қисми охири чизе
**муашшар** – даҳгӯша, даҳгона
**мубассар** – равшану ҳувайдо ва ошкор зоҳир сохташуда
**мубаттар** – думбурида, бедумбола, қатъкардашуда; бенасл, ноқис, бефарзанд; душман
**мубдеъ** – эҷодкунанда
**мубин** – ошкоркунанда, возеҳ, ошкор; соф, равшан, пок
**мубрам** – устувор, мустаҳкам; муҳим, зарур; ногузир
**мубтал** – ботил ва беҳуда кардашуда, бекор кардашуда
**муваккал** – гумошта, таъйин кардашуда, вакил, намоянда; нигаҳбон, посбон
**муваффар** – вофир кардашуда; фаровон, бисёр, бузург
**мувомара** – мушоварат кардан
**мувохот** – бародарӣ кардан, дӯстии бародарона
**мудаббир** – тадбиркунанда, чораҷӯй; сардор
**мудаввар** – доирашакл
**мудассир** – он ки худро дар дисор ё ҷома пӯшонида бошад, либоспӯшида
**муддаӣ** – даъвокунанда, даъвогар, додхоҳ; рақиб; зоҳид, шайх
**мудбар** – бадбахт
**мудово** – даво ва муолиҷа кардан
**мудғам** – ба даруни чизе дохилшада, дохили якдигаршуда; пайваста, пӯшида
**музаввар** – таъоми хушгувор

**музаввир** – тазвиркунанда, дурӯғгӯ, дурӯ
**музаккӣ** – поккунанда, покизакунанда; закотдиҳанда; касе, ки дар додгоҳ ҳукм ба покии шоҳидон кунад
**музахраф** – дурӯғ ва ботиле, ки рост ба назар менамояд; қалбакӣ, сохта, назарфиреб
**музаъфар** – заъфарон, зардранг
**музмар** – дар замирбуда, дар дилбуда; пинҳон, махфӣ
**музоаф** – дучанд, ду баробар
**музтар** – зарардида; ночор, дармонда, бечора
**мукаддар** – тира, сиёҳ; хафа, ғамгин
**мукбирӣ** – бузургсолӣ; бузургӣ
**мукнат** – қудрат, тавоноӣ; тавонгарӣ, давлатмандӣ
**мукобара** – изҳори кибру бузургӣ нисбат ба дигарон, мағрурӣ
**муктасаб** – касбкарда, бадастоварда
**мул** – май, шароб
**мулим** – аламдиҳанда; дардовар, дарднок; таънашуда, маломатшуда
**мулҳам(а)** – илҳомгирифта, талқинёфта; як навъ ҷомаи хуб
**мулҳид** – мункири Худо дар дини ислом, даҳрӣ, бедин
**муназзаҳ** – покизакардашуда; пок, нағз, хуш
**мунаққаш** – нақшин, нақшдор
**мунаққо** – поку тоза ва соф кардашуда; мавизи тоза
**мунзавӣ** – касе, ки дар инзивост, гӯшанишин
**мунир** – нурдиҳанда, нуронӣ, тобон
**мункир** – инкоркунанда; инкоркунандаи Худованд
**мункар** – инкоршаванда, шинохтанашаванда; бад, зишт, номуборак
**мунтабаҳ (мунтабеҳ)** – бедоршаванда аз хоб, бедор, ҳушёр
**мунтасаб** – насб кардашуда, нишондашуда; таъйин кардашуда, муайяншуда
**мунтақ** – гӯё, ошкор
**мунтаҳо** – баинтиҳорасида; интиҳо, поён, охир, анҷом
**мунфаил** – мафъул, касе ё чизе, ки коре нисбат ба вай иҷро карда мешавад; шармсор, хиҷолатманд

**муодо** – адоват ва душманӣ ба якдигар
**мураввақ** – софӣ, софшуда, шароби соф
**муроъӣ** – худнамо, риёкор
**мурсал** – фиристода, расул; пайғамбари соҳибкитоб
**муртаҳан** – гаравгон
**мусаббиб** – сабабгор
**мусаддиқ** – тасдиққунанда
**мусаллам** – таслимшуда, тандода, тобеъшуда
**мусаллат** – тасаллутёфта, ғолибшуда, зӯровар
**мусамман** – ҳаштгӯша, ҳашткунҷа; фарбеҳшуда; мурғи
**мусамман** – мурғи фарбеҳ ва равғанин
**мусаммо** – исмдодашуда, номидашуда
**мусаттар** – сатркардашуда, пӯшида, пинҳон
**мусаххар** – тасхиршуда, мағлубшуда, асир
**мускир** – масткунанда, чизи кайфу нашъабахшанда
**мусла(т)** – ноқисулаъзо кардан, буридан(-и гӯшу бинӣ ва ғ.)
**мусмар** – босамар, мевадор
**мусно** – саногӯй, дуогӯй; сураҳое аз Қуръон ҳастанд, чи ин сураҳо мусно, мобаъди онҳо ҳастанд...
**мусоб** – мусибатзада, сахтикашида; мукофоти некигирифта
**мусово** – баробарӣ
**муставҳиш** – ваҳшатгиранда, дурӣ ихтиёркунанда
**муста(а)** – як миқдор гӯшт, ки ба парандаи шикорӣ диҳанд; тӯъма
**муставфӣ** – сардори аҳли девон, сармуҳосиб, сардафтардор; басанда, кофӣ
**муставӣ** – тахт, ҳамвор; росту дуруст; солим, сиҳҳат; баробар
**мустаин** – мададҷӯянда
**мустаон** – он кӣ аз ӯ ёрӣ меҳоҳанд; яке аз сифатҳои Худованд
**мустаор** – ориятӣ, ба амонат гирифташуда, муваққатӣ
**мустакбир** – мутакаббир, мағрур
**мустаманд** – ғамгин, андӯҳгин, бечора; ошиқ ва гирифтор
**мустағал** – замини ғаллакорӣ, ҷои ба даст овардани ғалла
**мустаҳақ(қ)** – лоиқ, сазовор, шоёни чизе; муҳтоҷ, фақир

**мустаҳал** – ҳалол донисташуда
**мустаҳил** – ҳалолсозанда, ҳалолдонанда
**мустаҷоб** – иҷобатшуда, қабулшуда
**мутаввақ** – тавқдор, бо гарданбанд зинатёфта; бошукӯҳ
**мутавотир** – пай дар пай, паи ҳам оянда; паҳншуда
**мутайяр** – чодире, ки бо акси паррандаҳо зинат дода шуда бошад
**мутаол** – олӣ, бузургвор; сифати Худованд
**мутаййира (митйяра)** – ҷомае, ки бо нақши паррандаҳо зинат дода шуда бошад; акси парандаи дар хона гузошташуда; навъе аз хизматгор
**мутамаввил** – молдор, тавонгар
**мутарраз** – тироз (зинат) додашуда
**муташобеҳ** – ба ҳам монанд
**мутағофил** – ба қасд ғофилшаванда, аз чизе чашмпӯшӣ кардан
**мутаҳаййир** – дар ҳайрат монда, ҳайронмонда, ҳайрон
**мутаҳаммил** – ҳамлкунанда, борбардор; таҳаммулкунанда, тоқатнок
**мутаҳҳар** – покшуда, покиза, муборак
**мутворӣ шудан** – пинҳон шудан
**мутмаин** – хотирҷамъ, осудахотир, эмин
**мутмаинна** – нафси аз олоиш ва гуноҳҳо покшуда
**мутобаат** – пайравӣ, тобеъшавӣ, фармонбардорӣ, итоат
**муттасил** – пайваст, доимо, ҳамеша
**муттаҳам** – туҳматзада, туҳмат кардашуда
**муфаккар** – андешашаванда
**муфаккир** – фикркунанда, андешакунанда, ғарқи фикру андеша
**муфассар** – тафсиршуда
**муфоҷо** – ногаҳонӣ
**муфтатан** – мафтуншуда, парастишкунанда; ошиқ; гирифтори фитнашуда
**муфтаъил** – сохтакор
**мухаббар** – хабаршаванда, огоҳшаванда

**мухаммар** – хамир кардашуда, сиришташуда
**мухаммас** – панҷгона, панҷгӯша, панҷпаҳлӯ; як навъи шеърӣ иборат аз панҷ мисраъ
**мухотара** – хатарнокӣ, хавфу хатар; тарсу бим ва хавф
**мушаҳҳар** – шуҳрат додашуда, машҳур сохта, маъруфшуда; ошкоро ва возеҳ
**мушаҷҷар** – ба шакли дарахт кашидашуда, нақшкардашуда, зинатдодашуда; навъе аз матоъи нақшҳои дарахтдор
**мушир** – ишораткунанда, нишондиҳанда; маслиҳатгар
**мушор** – ишоракардашуда, он ки мавриди машварат қарор гирад
**мушриф** – дар баландӣ воқеъшуда, баланд; аз ҷои баланд назораткунанда; сармуҳосиб, сардори девон
**муштабаҳ** – шубҳанок; номуайян
**муштарӣ** – харидор; талабгор, орзуманд
**муштаҳар** – шуҳратёфта, маъруф
**муъин** – мададгор; фарзин (дар шоҳмот)
**муғаббар** – ғуборолуда ва тираранг
**муғайяр** – аз ҳоле ба ҳоле баргардонидашуда, тағйирдодашуда ғуборолуд
**муғарбал** – фурӯмоя, сифла
**муғелон** – хори маъруф, шутурхор
**муғтам** – андӯҳгин
**муғтасал** – ғуслгоҳ, оби ғусл
**муғтасил** – ғуслкунанда, оббозикунанда
**муқаддар** – тақдир кардашуда, қисмат гардонидашуда, муайян кардашуда
**муқаддир** – тақдиркунанда, муайянкунанда (сифати Худованд)
**муқайяд** – побанд, бадшуда, дар қайду банд афтода
**муқайяр** – қирмолидашуда, қирандуд
**муқаллид** – тақлидкунанда
**муқаммар** – он чи, ки Қамар (Моҳтоб) дар он метобад ва онро равшан месозад
**муқассир** – тақсирдор, гунаҳкор, камию костидошта

**муқаттар** – қатра қатра чакида, соф кардашуда
**муқашшар** – аз пӯст ҷудо кардашуда, пӯстканда
**муқаъар** – чуқур, фурӯрафта
**муқбил** – соҳиби иқбол, хушбахт
**муқирр** – иқроркунанда, иқроршаванда
**муқомир** – қиморбоз; ҳариф, рақиб
**муқрӣ** – қории Қуръон, қуръонхон, таълимдиҳандаи қироъати Қуръон
**муқтадо** – он кӣ ба вай иқтидо ва пайравӣ мекунанд, пешво
**муқтам (м)** – он кӣ бихӯрад ҳар чӣ дар дастурхон бошад
**муҳаззаб** – пок кардашуда аз айбу нуқсонҳо; боадаб, тарбиятёфта
**муҳаймин** – нозир, нигаҳбон; дар ҳама ҷо ҳозиру нозир ва нигаҳбони ҳамагон (сифати Худованд)
**муҳаррар** – озодкардашуда, вораста, озод аз вобастагиҳои дунё; навишташуда
**муҳаррик** – ҳаракатдиҳанда
**муҳассан** – марди зандор
**муҳаққар** – ҳақир шумурдашуда; ҳақир, камарзиш, ночиз
**муҳик(қ)** – ҳақдор; ҳақиқатгӯй; рост, ҳақ
**муҳобо(т)** – муомилаи нағз, муомилаи боэҳтиромона; тарс, бок
**муҳот** – иҳотакардашуда
**муҷаббар** – ба ситам ба коре дошташуда, маҷбур
**муҷассам** – дар шакле таҷассум карда, ба худ ягон шакле пайдо намуда
**муҷмал** – иҷмол (хулоса) кардашуда, хулоса
**муҷовар** – қариб, наздик
**муҷрим** – гунаҳгор
**муҷрӣ (муҷро)** – иҷро кардашуда, ба амал овардашуда
**мӯбад** – рӯҳонии зардуштӣ
**мӯъзин** – мухафафи муаззин, азонгӯй, даъватгари намоз
**мӯътамар** – зиёратшаванда
**мӯҳдас** – нав пайдошуда; нав
**мӯҳтамал** – коре, ки ба рӯй доданаш эҳтимол меравад, эҳтимолӣ

**мӯҳтасиб** – назораткунанда баиҷрои аҳкоми шариати ислом; назораткунандаи тартибу низом дар бозор

## Н

**набаса** – набера; авлоди набера, фарзанди набера

**наббод** – он кӣ шароб тайёр кунад, набидфурӯш, шаробфурӯш

**набид** – шароб(-и хурмо)

**набил** – марди наҷибу шариф, доно, ҳушёру зирак

**наванда** – аспи тезрав; тезфаҳм, зирак

**навард** – чӯбест дар дастгоҳи бофандагӣ; печида, тӯби матоъ; тумор, лӯлапеч; писандида; тариқ; тай (кардан)

**наввор** – пурнур, нуронӣ, нурдиҳанда

**навидан** – нолидан, зорӣ кардан; ҷунбидан, ларзидан, ҳаракат кардан; хаму рост шудан дар вақти тоъат

**наводир** – ҷ.нодир(а)

**навон** – хамида, хамшуда; дуто суст ва заиф

**навонӣ** – сустӣ, заифӣ, хамидагӣ

**навор** – тасмаи паҳни ресмоние, ки барои бастани хайма, бор бар чорпоён ва ғ. истифода мешавад

**надаб** – ҷой ва асари захм; гарав, шартбандӣ дар қимор ва дигар навъи бозӣ; зариф, наҷиб, шитобанда; усулу матлабе дар бозии нард

**наддоф** – ҳаллоҷ, панбазан, пахтафурӯш

**надӣ (надо)** – тарӣ, намӣ, рутубат

**нажанд** – ғамгин, андӯҳгин; даҳшатнок; паст, хор, ночиз; парешон, пажмурда

**наззор** – тамошогар, бинанда; манзара

**назир** – хабаркунанда, огоҳкунанда; мисл, монанд

**найсон** – моҳи ҳафтуми тақвими суриёнӣ, ки ба моҳи апрел баробар меояд ва дар он ҳангом борон зиёд меборад

**наим (наъим)** – неъмат, мол, доройӣ; хуррамӣ, шодмонӣ; биҳишт

**накаб** – ранҷу сахтӣ расонидан

**накбат** – бадбахтӣ, сахтӣ, ранҷ

**накбо** – бодест, ки дар миёни ду бод вазад

**накол (никол)** – азоб, уқубат, сазои ҷазо

**накӯҳ** – айбҷӯянда, бадгӯянда, накӯҳишкунанда
**накӯҳидан** – таъна (сарзаниш) кардан, мазаммат кардан
**наммом** – суханчин, хабаркаш
**наснос** – мавҷуди афсонавие монанди нисфи одам; маймуни одамшакл; одами бадҳайбати девсират
**насуд (насу)** – соф, латиф, нозук, нарму сода
**нафир** – навъе аз асбоби нафасӣ; сурнай, шайпур; бонг, фарёд; нафраткунанда
**нафоза** – ҷои раҳоӣ, паноҳгоҳ
**нафом** – тирараnг, гардолуд
**нафоя (нуфоя)** – қалб, носара, паст
**нафха(т)** – як бор дамидан, як бор бод додан
**нах** – ресмон; қолӣ, гилем; саффи ҷанг
**нахват** – худбинӣ, такаббур
**нахил** – дарахти хурмо
**наххос** – даллол, ғуломфурӯш, фурӯшандаи чаҳорпоён
**нашв** – сабзиш, рӯидан
**нашпил** – шасти моҳигирӣ
**наълайн** – шакли дугонаи наъл; як ҷуфт кафши бепошна ё кафши чӯбин
**наъмо** – неъматҳо; некӣ, эҳсон
**нағом** – тира, сиёҳранг, зишту нохуб
**нақмат** – ҷазо, интиқом, қасос, ҷазо додан, интиқом гирифтан
**наҳв** – роҳ, сӯй, ҷиҳат; миқдор, ҳудуд; қисми грамматика
**наҳл** – занбӯри асал
**наҳовандӣ** – номи оҳанги мусиқӣ
**наҳор** – рӯз (аз пагоҳ то бегоҳ)
**наҷас** – нопок, палид; палидшуда
**ниам** – ҷ.неъмат
**ниём** – ғилоф(-и шамшер)
**низор** – хароб, заиф, суст
**нил** – ранги кабуди баланд; ранги лоҷвардӣ ва нилобӣ
**ниол** – саффи охирини маҷлис
**нирон** – (ҷ.нор) оташҳо
**нисён** – фаромӯшӣ
**нисо** – занон

**нол** – марди бисёрато ва ҷавонмард; нойи миёнхолӣ, най
**нишеман** – ҷои нишастан; мақом, ошёна, лона
**ниюшидан** – шунидан, гӯш кардан
**ниқам** – ҷ.нақмат
**ниҳанбан** – сарпӯш
**ниҳеб** – ҳайбат, тарсу бим
**ниҳолӣ** – бистару болишт
**ноайман** – номуборак
**ноб** – саф, тоза, пок, холис
**нодир(а)** – камёб
**нож** – дарахти коҷ, санавбар
**ноиб** – ҷонишин; вакил
**ной** – роҳи нафаскашӣ, гулӯ
**нол** – най, қамиш, найи миёнковок
**нолин** – найӣ, найин, мансуб ба най
**номарҷӯ** – номатлуб, нохоста
**номия** – қувваи рӯяндагӣ, қобилияти рӯидан; наботот, рустаниҳо
**нонпора** – замине, ки подшоҳ ба чокари худ бибахшад
**нор** – оташ
**носахта** – носанҷида, вазннашуда
**носих** – нависанда, кортиб, нусхабардор; лағвкунанда, азбайнбаранда; ботилкунадаи ҳукми собиқ
**нотом** – нотамом, ноқис
**нофа** – халтачаи мушкдор; хушбӯие, ки аз нофи оҳу тайёр карда мешудааст
**ночих** – табарзин, найзаи кӯтоҳ
**ноқид** – саракунандаи пул; касе, ки хубу бади чизеро ҷудо мекунад
**ноҳор** – аз пагоҳирӯз чизе нахӯрда, ношито накарда, гурусна
**ноҳорӣ** – чизи каме, ки пеш аз таъом хӯранд
**ноҳӣ** – наҳйкунанда, манъкунанда
**Нубӣ** – Қуръон
**нусрат** – ёрӣ, ёрмандӣ, кӯмак; ғалаба, фатҳ, зафар
**нусхат** – рӯнавис, нусхабардорӣ
**нуфур** – нафрат кардан, бо нафрат дур шудан аз касе ва ё чизе

**нухола** – сабӯс
**нушур** – зинда шудан баъд аз мурдан; растахез, қиёмат
**нуҳоз** – серка, пешрави гала, рама ва ғайра
**нуҳозӣ** – пешвоӣ, роҳбарӣ кардан
**нуҳос** – мис
**нуҳунбон (нуҳанбан, ниҳунбан, наҳунбан)** – сарпӯши дег ва танӯр
**нуҳуссат** – бадбахтӣ, шумӣ, бетолеӣ
**нӯъмон** – хун; суп-сурх чун хун

## О

**обистан** – ҳомила, бордор, дучон
**обишхӯр** – ҷои обхӯрӣ ё обгирӣ дар лаби ҳавзу наҳр; ҷои иқомат; қисмат, насиб; ризқ, рӯзӣ
**ованг** – овехта, овезон; муаллақ
**овешан (овшан)** – пӯдинаи кӯҳӣ, ҳулба
**ово** – овоз
**овор** – хароб, вайрон; ғариб, саргардон
**огандан** – пур кардан, анбоштан; бастан
**одиён** – мансуббудагон ба қавми Од
**ожадан** – халондан, сӯрох кардан; сӯҳон кардан, ҳамвор кардан; дӯхтан
**оз** – ҳирс, тамаъ; ғаму ҳасрат, андӯҳ
**озар** – оташ
**озарм** – шарм, ҳайё; иззат, ҳурмат, эътибор; раҳм, меҳр; адолат, инсоф, осоиш; ғам, ғусса; ошкор, зоҳир
**озарюн (озариюн)** – шакли арабишудаи озаргун, оташранг
**озин** – зебу зинат, зевар; оин
**ол** – хонадон, авлод, насл, аҳл
**оло (ъ)** – неъматҳо, некӯиҳо
**олондан** – ҷунбондан, афшондан
**омин** – чунин бод!
**омир** – амркунанда; ободкунанда, зинатдиҳанда
**омос** – варам
**омула** – номи дарахтест дар Ҳиндустон, ки аз он доруи дарди чашм тайёр мекунанд
**оно** – дар як дам, филфавр

**ораз** – рухсора, рӯй
**осема** – парешон, мушавваш, саросема, ҳайрон, саргашта
**осмона** – сақфи хона
**осӣ** – гунаҳгор; исёнкунада, саркаш, нофармон
**офот** – ҷ.офат
**офоқ** – ҷ.уфуқ, олам
**офрӯша (афрӯша)** – ҳалво; гандуми нимкӯфта, ярма
**офсантин** – бӯимодарони кӯҳӣ (гиёҳест)
**охол** – ҳар чизи афканданӣ, монанди пӯсти мева ва хасу хошок
**охта(н, оҳехтан)** – овезон; берун кардан, баровардан, баркашида-ни теғ аз ғилоф
**охшич(он)** – зидд, мухолиф; унсур; чаҳор унсур – об, хок, бод, оташ
**очор** – туршии иштиҳокушо, хӯриш, чошнӣ
**очоридан** – сирко ба хӯрок задан; дар ҳам омехтан
**оғор** – нам, рутубат, омехтаи чизе
**оҳанҷидан** – кашидан, берун кардан
**оҳор (аҳар)** – моддае, ки аз гарди орди гандум, ҷуворимакка ва ғ. барои шах ва ҷилодор шудани матоъ тайёр мекардаанд
**оҳун** – ғор, роҳи зеризаминӣ, чоҳ, нақб
**оҷил** – шитобанда; аҷил бо «алиф» – дероянда, яъне зидди шитобанда, ки бо «ъайн» навишта мешавад
**оҷоридан** – даргузаштан, таҷовуз кардан

## П

**пажвӣ** – фурӯмоятарини мардум, сахт заифу беҳаракат
**пажмон** – афсурда, андӯҳгин; ноором
**пайкор** – ҷанг, ҳарб, мубориза; қасд, ирода
**пайку (пайгӯ)** – қисме аз ҷавоҳир, навъе обгина, ки дар мулки Пайгӯ (дар Ҳиндустони шарқӣ) созанд ва он сабзранг бошад
**пайсипар** – раванда, мусофир; поймол, лагадкӯб
**пайхаста** – дар зери пой нармшуда, маҳбус
**пайғу** – номи шоҳи мулки Паёғу дар Туркистон
**пал** – пошнаи пой; қитъаи кишти замин, ки барои кишт атрофи онро каме баланд мебардоранд

**палла** – каффаи тарозу; дараҷа; бизоати кам; нодорӣ, фақирӣ
**пангара** – навъе бодзан аст, яъне шамолдиҳак; деги бузург ва ташту коса
**парандин** – ҳар чиз, ки аз ҳарир созанд
**парандӯш** – парершаб
**парваз** – нажод, асл; астари ҷома
**парвезан** –ғалбер, ғирбол, элак
**парвин** – ашк, оби чашм; дандон
**парвора** – парваришёфта, парвариш додашудла
**парвос** – судан, соидан ва ламс кардан
**парниён** – ҳарир, шоҳии нозуки нақшдор
**парнун** – парниён, матои сернақши нозук
**парра** – саффи лашкар; ҳалқа задани лашкар ҳангоми ҷанг ё шикор
**пархош** – ҷангу ҷидол, муҳориба; зулм, ситам
**парчин** – шиғ, иҳота, девори аз хасу шох сохташуда
**паршаён** – гиёҳест, ки бар дарахт печад; ишқи печон
**парҳун** – доира, ҳалқа, тавқ; хирмани моҳ
**паста** – писта
**пасудан** – даст молидан, ламс кардан
**патёра** – офат, бало; зишт, бадҳайбат; дев
**пашиз** – пули сиёҳи камарзиш, фулус
**пашкам (башкам, пишкам)** – айвон, боргоҳ, суфа, хонаи тобистонӣ
**пероидан** – зебу зинат додан, ороиш додан
**пероя** – зебу зинат, ороиш, асбоби зинат
**песа** – сиёҳу сафед, мошубиринҷ
**пешавар** – соҳибҳунар
**пешпора** – навъе аз ҳалвои мулоиму нозук
**пидром** – ороста, зинатёфта; шод, хушдил, фаррух; саҳеҳу дуруст
**пиласта** – устухони дандони фил, киноя аз дасту бозуи сафедпӯшида; дасту бозуи қавӣ
**пилпил (филфил)** – мурч
**пингон** – коса, пиёла
**пину** – кашк, қурут
**пиразӣ** – матоъу колои камарзиш
**пирӯза** – навъе аз сангҳои гаронбаҳо, ки осмониранг бошад

**пист** – орди ғаллаи бирён, талқон
**подошан** – подош, ҷазои нек
**пожах** – озор, уқубат
**позаҳр** – доруи зидди захр, тарёк
**пойкӯб** – раққос
**полован (ё половон)** – зарфи кафгирмонанд
**полон** – пӯшиш барои ҳайвоноти боркаш ва саворӣ, ҷул
**полудан** – соф кардан, пок гардонидан
**поргин** – ҷое, ки обҳои чиркину ифлос меравад
**порсо** – пок, покдоман, некӯкор, парҳезгор
**пос** – посбон, нигаҳбон
**посор** – лагад, лагадкӯб
**потара** – зани хушовоз
**пуркара** – бисёр чиркин
**пуруз (пурз)** – он чӣ аз пашм, абрешим, панба ё ҷуз он, ки дар бофтани ҷомавор истифода шавад
**пуршаёнӣ** – гиёҳест, ки бар дарахтон мепечад; пурҷазову мукофот
**пушк (пишк)** – саргини ғелони бузу гӯсфанд
**пӣ (пиҳ)** – чарбӯ
**пӯзиш** – узрхоҳӣ, талаби афв
**пӯидан** – рафтан, рафтуомад кардан, давидан; саъю кӯшиш кардан
**пӯя** – дав, тохт; тезравӣ

## Р

**работ** – ҳавлӣ ё маҳалли истиқомати мусофирон, корвонсарой
**рабун** – музде, ки пеш аз кор ба коргар диҳанд
**равзаи ризвон** – боғи биҳишт
**раввос** – каллафурӯш
**равона** – зуду фаврӣ
**равоқ** – пешайвон, ки ба шакли меҳроб дар пешгоҳи биноҳои калон месозанд; гунбаз
**равоқи забарҷад** – киноя аз осмон
**равшанвир** – равшанзеҳн, тезҳуш
**равҳ** – хушӣ, шодӣ, хурсандӣ; осоиш, роҳат
**раёҳин** – ҷ.райҳон

**раддос** – марди сангандоз
**раз** – ток, дарахти ангур
**разин** – муҳкам, устувор, боэътибор
**разма** – буғча, бастаи ҷома
**разоил** – (ҷ.разила) нокасиҳо, фурӯмоягиҳо
**райб** – шакк, шубҳа
**райён** – сероб, пуроб, сабзу хуррам, тару тоза
**райҳон** – гиёҳи хушбӯи хӯрданӣ, нозбӯ
**раиса** – андомҳои муҳимми тан, дилу димоғ ва ҷигару хояро гӯянд
**рамакӣ** – рамаӣ, галаӣ
**рамим** – пӯсида, кӯҳна, фарсуда
**рамл** – рег; навъе аз фол, ки бар рӯи рег ё хок бикушоянд
**ранд** – тарошаи чӯб
**рандидан** – тарошидан, ранда кардан
**рас** – марди дар хӯрдан ҳарис
**расона** – ҳасрату андӯҳ
**растор** – растагор, парҳезгор
**ратл** – ченаки вазн (тахминан баробари ним кило); пиёла, паймона, ҷом, қадаҳ
**рафеъ** – олӣ, баланд
**раш** – аз китф то оринҷ, масофаи байни ду даст, қулоч; пуштаву теппа
**рашш** – боридан, чакидан, рехтан; об задани матоъ бо матлаби вазнин сохтани он
**раҳил** – кӯч; мурдан
**раҳин** – гаравмондашуда, гаравӣ; миннатдор ва шукргузор; мамнун
**раҳиқ** – холис, соф, беғаш; шароби холис
**раҳӣ** – чокар, ғулом; мусофир, раванда
**раҷим** – рондашуда, лаънатӣ
**реванд** – гиёҳест туршмаза, ки аз онро ба сифати доруи исҳоловар истифода кунанд
**рибӣ** – муомалаи рибо, судхӯрӣ кардан
**ридо** – либоси болопӯш
**риёсат (раёсат)** – раисӣ, сардорӣ
**рим** – чирки ҷароҳат

**риман** – маккор, ҳилагар; шакли кӯтоҳшудаи Аҳриман
**римоб** – чиркоб; зардоб
**римоза** – ҷома
**римол** – ҷ.рамл
**ринд** – зирак, ҳушёр, озодфикр, бепарво нисбат ба аҳкоми шариат; ишратдӯст ва майхӯр
**рифқ** – нармӣ, меҳрубонӣ, мадоро
**риқоб** – (ҷ.рақаба) гарданҳо; банда, ғулом
**риҷо (раҷо)** – умед, орзу, чашмдошт
**риҷол** – (ҷ.раҷул) ҷавонмардон, мардон; шахсҳо
**ровӣ** – ривояткунанда
**род** – саxӣ, саховатманд
**родӣ** – олиҳимматӣ, саховатмандӣ
**рой (раъй)** – фикр, андеша, тадбир, ақида; чора, илоҷ, роҳ
**ройгон** – муфт, бепул
**ройиз** – чобуксавор, тезгард; ромкунандаи асп
**ростин** – ҳақиқӣ, воқеъӣ
**росу** – мири мушон, ҳайвонест калонтар аз муши хонагӣ
**роят** – алам, парчам
**роҳак (роҳ)** – соз, оҳанг; шодӣ, хурсандӣ
**роҳдор** – роҳзан
**роҳила** – маркаб, ҳайвони боркашу саворӣ
**роҳуй** – номи мақоме аз мусиқӣ, раҳовӣ
**роҳӣ** – мусофир, роҳраванда
**роҷил** – пиёда
**рубъ** – чоряк
**ругӯ** – ҷомаи кӯҳнаи рангпарида
**рукӯъ** – хам шудан дар намоз
**рутаб** – хурмо(-и тару тоза);ҷ.рутба
**руфу** – поргӣ кардан, поргӣ
**рухбин (рухпин)** – навъе аз дӯғи туруш, ки сурхранг аст
**рухом** – санги мармар
**руъот** – нигаҳбон
**руҳом** – бемориест дар шиками гӯсфанд
**рӯин** – ҳар чизе, ки аз рӯй ном филиз сохта шудааст, дег ва зарфҳои аз рӯи сохташуда
**Рӯҳулқудс** – Ҷабраил (ъ)

## С

**сабал** – борони фурӯрехта, жола; касалии чашмро низ гӯянд, ки мисли пардае дар дидаҳо пайдо мешавад
**сабздарё** – осмон
**сабил** – роҳ, тариқ
**сабр** – алоэ, рустании маъруфи доруӣ
**сабур** – бисёр сабркунанда, тобовар
**сабъ** – ҳафт; ҳайвони ваҳшии дарранда
**сабӯҳӣ** – майхурии пагоҳӣ барои дафъи хумор
**савалон (савлон)** – номи доруест; баландӣ шабёр, боми хона
**савам (савум, севум)** – сеюм
**саво** – баробар, баробарӣ, яксон, ҳамсон; миёна
**савобит** – (ҷ.собита) ситораҳои собит, беҳаракат
**садра** – як навъи ҷома
**садум** – ҳокими золим
**сазидан** – сазовор будан
**сазоб (судоб)** – гиёҳест бисёр сабз ва гулаш зард ва давоист
**саид** – хушбахт, муқобили шақӣ
**саён** – номи дигари гули ишқи печон
**сайлон (саялон)** – ҷорӣ (равон) шудан
**салаб** – кандашуда, рабуда; пӯсти дарахт; ҷома, ҷавшан, хафтон
**салавот** – (ҷ.салот) дуъо, дуруд, намоз
**салосил** – (ҷ.силсила) занҷирҳо, ҳалқаҳо
**самал** – лой, гил
**самам** – карӣ ва гаронии гӯш
**саман** – баҳо, қимату арзиши чизе
**самин** – фарбеҳ; гаронбаҳо
**самм** – заҳр
**самовӣ** – осмонӣ
**самсом** – шамшери бурранда
**самум** – шамоли гармсери сӯзон
**самур** – ҳайвони рӯбоҳмонанд, ки пӯсти қиматбаҳо дорад
**сан** – ҳашаротест; гиёҳест, ки ба дарахтон мепечад
**сандал** – пойафзол
**сандус** – як порчаи матоъи пахтагин ё каттонӣ
**санҷ** – чанги мусиқӣ, ду қитъа доираи фулузӣ
**сапал** – суми уштуру нохуни фил

**сапандон** – хардали форсӣ
**сапедсор** – сафедсар
**сапист** – гиёҳи сабзест, ки онро ба туркӣ юнучқа гӯянд
**сара** – хуб, нағз, писандида; холис, мунтахаб
**сараб (сарб)** – хонаи кандаи зери замин; сӯрохи ҷонварони даштӣ
**саравшон** – сарафшон, маст; кушанда
**сарир** – ҷойгаҳ, бистар; тахти шоҳӣ
**сармадӣ** – ҷовидонӣ
**саро** – хок, замин
**씨사родиқ (суродиқ)** – саропарда, хайма, чодир
**сарогун** – сарнигун
**сарор** – шаби охирини моҳ
**сарра** – ҷароҳати калони бисёрхун; чашмаи сероб
**сарро** – фарохӣ ва шодӣ, некӯаҳволӣ
**сарро ва зарро** – шодиву ғам
**сарроф** – заршинос; фарқкунандаи пулу сара аз носара
**сатим** – сахт, сангин
**сафаҳ** – ноқисулақлӣ, нодонӣ, аблаҳӣ; ноқис
**сафват** – софӣ, покӣ, тозагӣ
**сафоҳат** – аблаҳӣ, нодонӣ, бетамизӣ
**сафро** – қаҳру хашм, ғазаб; талха, баъзе бемориҳои гурда
**саффи ниол (саффунниол)** – саффи охирин, ки ба ҷониби берун бошад ва он ҷо кафшҳоро кашанд; муқобили садр
**сафӣ** – пок ва баргузида
**сахар** – афсӯсу масхара
**сахо** – ҷавонмардӣ, ҳимматбаландӣ, кушодадастӣ
**сахта** – санҷида ва ба вазн омада
**сахтиён** – пӯсти бузи сафедмолшуда
**саъб** – мушкил, вазнин
**саъдон** – номи гиёҳест, ки шутурро сахт мақбул аст; киноя аз ду сайёра – Муштарӣ ва Зӯҳра, ки онҳоро саодатовар ҳисоб мекарданд
**саъир** – дӯзах
**саъиф** – оташи афрӯхта, забонаи оташ; кандаи саъир – яъне хандақи оташин, ишора ба ҳадисест
**саътарӣ** – ҷавонмард, марди чобук; шуху дилфиреб; гиёҳи давоӣ
**сағр** – гузаргоҳи танг, тангно; марз, сарҳад

**сақал** – бору буна
**сақам** – беморӣ, касалӣ
**сақар** – дӯзах, ҷаҳаннам
**сақат** – вайрон, беҳуда; носазо, дашном; паст
**сақатӣ** – мансуб ба сақат
**сақатқомат** – пастқомат
**сақил** – вазнин, гарон
**сақим** – бемор, касал
**сақлотун (сақирлот)** – матоъи нафисе, ки бештар ранги сурху кабуд доштааст; як навъ матоъи зардӯзӣ; кабуданг
сақмуниё – ширани решаи гиёҳи давоиест, ки дар кӯҳҳо ва заминҳои санглох мерӯяд
**сақо (саққо)** – обкаш, машкоб
**сақол (саққол)** – сайқалдиҳанда
**сақолат (сиқолат)** – сайқалхӯрда
**саҳбо** – маи сурхранг
**саҳмгин** – тарсовар, хавфнок, воҳиманок
**саҳо** – муҳрнома
**саҳоб** – абр
**саҳорӣ** – ҷ.саҳро
**саҳоҳ** – рост, дуруст, беайб, солим; роҳи сахту душвор
**секӣ** – мухаффафи сеякӣ – шароби мусаллас, ки дар натиҷаи ҷӯшонидан аз се як ҳиссааш бухор шуда бошад
**сеҳри ҳалол** – киноя аз сухани фасеҳу мавзуни баланд
**сиво** – ғайр, дигар, ба ҷуз
**сиголидан** – фикру андеша кардан, андешидан; чора ҷустан, маслиҳат кардан; ғайбат кардан, бадӣ кардан
**седигар** – севум
**сиёб** – (ҷ.савб) тарафҳо, ҷонибҳо
**сиём** – рӯза
**сиёра (сипора)** – соқи хӯшаи ҷаву гандум; нони ҷавин; оши кашк
**симор** – ҷ.самар
**синон** – найза, нӯги теғ
**сипандон** – испанд, ҳазориспанд
**сипанҷӣ** – муваққатӣ, гузаранда
**сипарғам** – райҳон, нозбӯй
**сипора** – санги фасон; санг

**сипурз** – ғадудест, ки дар ақиби меъда аст ва он зидди ҷигар аст ва ҳар гоҳ, ки бузург шавад, ҷигарро зиён диҳад, сиёҳлавак
**сирин** – таъоми сирдор
**ситабрақ** – ҳарири ғафс
**ситаҳ (ситеҳ)** – ситез
**ситер** – миқёси вазн
**ситеҳидан** – ситезидан, ситеза кардан, мухолифат кардан
**ситим** – хуну чирки ҷароҳат
**ситиғфор (истиғфор)** – бахшоиши гуноҳро хостан
**ситон** – бар пушт хобида
**ситона** – остона, пешгоҳи хона
**ситр** – парда, шарму ҳаё
**сиъоб (саъоб)** – ҷ.саъб, яъне душвориҳо; либос, ҷома
**сияр** – (ҷ.сират) сиратҳо
**сиғор** – (ҷ.сағир) хурдҳо
**сиҳом** – (ҷ.саҳм) тирҳо
**сиҳӣ (саҳӣ)** – рост, баланд; меҳрнома
**сиҷн** – зиндон
**сиҷҷил** – санги гил, санги гилмонанд, ки ҳанӯз то ба охир сахт нашуда бошад
**сиҷҷин** – доим, сахт, шадид, собит, устувор
**со** – шакли кӯтоҳшудаи сов – боҷу хироҷ
**собир** – сабркунанда
**совидан** – соидан, молидан, сӯҳон кардан
**содот** – ҷ.саййид
**соил** – суолкунанда, пурсанда
**соин** – нигоҳбоникунанда, нигоҳдоранда
**соирот** – (ҷ.соир) сайркунандаҳо, равандаҳо
**солик** – раванда, мусофир, сайёҳ; мартабае дар тасаввуф
**солор** – сардор, пешво
**солук** – дузду роҳзан
**сома** – паноҳгоҳ; қасам хӯрдан, савганд, паймону аҳд
**сомикот** – баландиҳо
**сора** – навъе аз фута ва чодир
**соро** – холис, соф (тило, мушк, анбар)
**сорон** – сар, оғоз

**сос** – ҳашаротест сахт зараровар, ки ба инсон ҳам неш мезанад
**сосӣ** – гадо ва гадоикунанда
**сотгин** – қадаҳ, пиёла
**сотур** – ханҷар, корди калон
**соъ** – паймона, андоза (тақрибан 3 кг)
**соъидайн** – банди ҳар ду даст
**соҳир** – сеҳркунанда, ҷодугар; ҷозибадор, мафтункунанда; бехоб, бедор
**соҳира** – дӯзах; муаннаси соҳир, ҷодугарзан
**соҳун** – аз соҳӣ
**соҳӣ** – ғофил, бепарво; бедор, ҳушёр
**субот** – осоишу роҳат
**субур** – вайронӣ, ҳалокат
**сувар** – ҷ.сурат
**суда** – судан; хока, реза; таҷрибадида, озмуда
**судан** – фишурдан, хурду реза кардан
**судоб** – гиёҳест давоӣ аз ҷинси пудинаҳо
**судра** – болои сина, сари сина; синапӯш
**сулола** – нутфа
**суморӣ** – киштии хурд
**сунбидан** – сӯрох кардан, кофтан, шикофтан; бо пой маҷақ кардан
**сунъ** – эҷод ва офариниш, он чӣ сохта ва офарида шудааст
**сур** – меҳмонӣ; шайпур; тӯй
**суруб** – сурб (филиз)
**сурув** – шох
**сурун (сарун)** – шох; узви ахлотҷудокунии инсон
**сурӯ** – шох
**сутвор** – шакли дигари устувор
**сутом** – чизи кам
**сутудан (ситудан)** – ситоиш кардан
**сутур** – маркаб, чорпои саворӣ ва боркаш
**сутург** – бузург, калон; қавӣ, нерӯманд; хашмгин, бадқаҳр
**сутӯҳ** – ҷ.сатҳ, ба танг омада, безоршуда; ҷангу ҷидол, душманӣ
**суфаҳо** – (ҷ.сафеҳ) аблаҳон, нодонон

**суфор** – даҳони тир
**суфта** – тир, пайкони тир; тез кардан; тӯҳфа; сухани нав
**сухра** – кори бемузди маҷбурӣ; масхара, боиси тамасхур
**суъбон** – аждаҳо, мори бузург
**суъол** – сурфа, сурфидан
**суъолӣ** – гиёҳест давоӣ
**суқ** – бозор
**сӯзиён** – мухаффафи суду зиён
**сӯъол** – сурфа, сулфа

## Т

**тааб** – ранҷ, сахтӣ, азоб, мондагӣ
**тааббуд** – бандагӣ; ибодат, парастиш
**тааммул** – саъю кӯшиш, ғайрат; андеша, фикр, мулоҳиза
**табаъ** – тобеъ, пайрав
**табархун** – сурхранг, челон
**табаҳ (табоҳ)** – хароб, вайрон, фосид
**таббох** – ошпаз
**табоеъ** – ҷ.табиъат
**табъ** – сиришт, ки мардум бар он офарида шудааст, сиришт, хӯ, табиъат, мизоҷ, истеъдод
**табъи чаҳор** – аносири чаҳоргона
**таваккул** – таваккал, умед бастан, эътимод кардан (ба Худованд)
**тавассул** – кӯшиш кардан барои расидан ба чизе ё ба касе; расидан ба чизе; восита шудан, наздикӣ ба чизе
**тавахҳум** – ба ваҳм афтодан, ваҳм, тарс; гумон, тасаввур, хаёл
**тавил** – дароз, баланд
**тавила** – ресмони дарозе, ки бо он пои чанд аспро мебанданд; саисхона, оғил; гала, гурӯҳ
**тавозӯъ** – хоксорӣ кардан; хоксорӣ, фурӯтанӣ
**тавора** – хона, девори аз чапараку алаф сохташуда, каппа
**тавоф** – гардидан дар гирди чизе, дар маросими ҳаҷҷ давр задан гирди Хонаи Каъба
**тавсан** – аспи ҷавони ромнашуда, аспи саркаш
**тавфир** – ҷамъ кардан, бисёр кардан; даромад, фоида
**тавъ** – хоҳиш, рағбат, майл

**тавқ** – ҳар чизи доирашакл, ки ба гирди чизи дигар дарояд; гарданбанд, ҳалқа
**тавқеъ** – муҳри подшоҳӣ, фармони подшоҳ, ҳукм
**тадвир** – гирд гардонидан; давр задан
**тадовир** – ҷ.тадвир
**тазарв** – мурғи даштӣ, мурғи титав, ки дар афсонаҳо ошиқи дарахти сарв будани он машҳур аст
**тазвир** – фиреб, макр, ҳила
**тазйин** – зинат (ороиш) додан
**тайёра** – киштии тезрав
**тайласон** – як навъ ҷомаи васеъ, дароз ва беостин, ки рӯҳониён ва қозиён мепӯшидаанд
**тайс** – бӯз, бузи нар; аҳмақ, аблаҳ
**так** – давидан, дав, тохтан, давиш
**тал(л)** – борони нарму реза, шабнам; пушта, теппа
**талал (тилал)** – вайрона, хароба; ҷисм, тане
**талаттуф** – меҳрубонӣ, лутф, дилнавозӣ
**талбис** – либос пӯшидан; маккорӣ, фиребгарӣ; макр, ҳила
**талъат** – рӯй, чеҳра, симо, дидор, намуд
**талиъа** – гурӯҳи пешгарди лашкар
**там** – торикӣ, сиёҳӣ; пардаи чашм, гули чашм
**тамим** – тамом ва комил, устувор, сахт; як навъ ҷома
**тамйиз** – фарқ, имтиёз ва ҷудо намудани сара аз носара ва нек аз бад; солимфикрӣ, ақлу ҳуш; пок ва покиза
**тамохара** – ҳазлу мазоҳ, масхарагӣ
**тамуз** – моҳи даҳуми сурёнӣ, ки ба моҳи июл рост меояд; гармои тобистон
**танзеҳ** – пок, муназзаҳ кардан, дур кардан аз айбу олоиш, покдоманӣ
**танзил** – фурӯд овардан, поён фиристодан; ваҳй; Қуръон; суду даромад
**танин** – овози ғинг-ғинги магас; аждаҳо
**танҷӣ** – мансуб ба шаҳри Танҷа
**таол (таъол)** – баланд шудан; баланд гардидан; бартарӣ; бартар аст
**тара (тарра)** – сабзавоти тару тоза
**таранг** – овози тору танбур; овози зеҳи камон дар вақти тир

андохтан
**тард** – гардонда додан; рондан; дур кардан; бадарға, табъид
**тарина** – навъе аз таъом ва ё қатиқе, ки дарвешон дар таъом мекунанд
**тароз** – нигори ҷома, зинат, нақшу нигор
**тарозидан** – оростан, зебу зинат додани ҷома
**тарош** – тарошидашуда, суфташуда
**тарра** – шакли кӯтоҳшудаи турраҳам – сухани беҳуда, носазо ва дурӯғ
**таррор** – кисабур; ҳилагар
**тарсо** – исавӣ, насронӣ, пайрави дини исо; тарсанда, бимкунанда
**тарф** – кашк (қурут)-и сиёҳ; канора, канор; камарбанд; нигоҳ
**тарфанд** – сухани беҳуда, дурӯғ, бемаънӣ
**тасарруф** – соҳибӣ кардан, ба ихтиёри худ гирифтан, ҳуқуқ доштан ба чизе
**татвил** – дароз кардан, тӯл додан, дар коре зиёд вақт сарф кардан
**тафзил** – афзалият додан, бартарӣ додан; афзалият, бартарӣ
**тафф** – гармӣ
**тафозил** –ҷ.тафзил
**тах** – чизеро партофтан, дур андохтан
**ташвир** – шармсорӣ, шармандагӣ; шӯриш, талотум, ба ҳаяҷон омадан
**таъаб** – ранҷ, сахтӣ, азоб; хастагӣ, монда гардидан
**таъвиз** – тумор; иваз додан, мукофот кардан
**таъвил** – баён кардан, шарҳ додан, маънидод кардан; баланд гиря кардан; мадад хостан, илтимос кардан; такя кардан ба чизе, дилпур шудан
**таъйид** – муовинат, мадад, ёрмандӣ
**таъомул** – рафтор, одат; аксуламал
**таътил** – холӣ гузоштан, холӣ кардан; бекорӣ
**тағофул** – қасдан аз чизе ғофил шудан, худро ба нодонӣ задан; бепарвоӣ, ғафлат
**тақаддум** – пеш бурдан, пешқадамӣ; бартарӣ, сабқат
**тақарруб** – қарибӣ ҷустан, наздикшавӣ

**тақдис** – муқаддас шумурдан, ба покӣ нисбат додан, ба покӣ ёд кардан
**тақлил** – кам кардан, костан
**тақсир** – кореро бо кӯтоҳӣ ва камбудӣ иҷро кардан; нуқсон, хато, айб, кӯтоҳӣ
**таҳаммул** – ба сахтӣ тоб овардан, сабру тоқат доштан; ба уҳдаи худ гирифтанд, дар бар кардан
**таҳаррук** – ҷунбиш, ҳаракат; кору кӯшиш
**таҳийя(т)** – салом, дуруд
**таҳомул** – ранҷу машаққат
**таҳрим** – ҳаром гардонидан, манъ кардан
**таҷвиз** – рухсат додан, иҷозат додан, ҷоиз донистан; озмудан, озмоиш
**тезвир** – тезҳуш, боҳуш, закӣ, тезфаҳм
**тибат** – хушӣ, хубӣ; ҳазл, мазоҳ, шӯхӣ
**тилӣ** – доруи молиданӣ
**тим** – корвонсаро, анбор; бозори болопӯшида; ғаму андӯҳ
**тими сипанҷӣ** – киноя аз дунёи гузаранда
**тимор** – ғам, андӯҳ, ғусса; ғамхорӣ, нигоҳубин кардан
**тин** – анҷир
**тиҳол** – сипурз, кабудлавак
**тиҳу (теҳу)** – бедона
**тиҳӣ** – холӣ
**тоатӣ – итоаткор**
**тобаъа (тобиъа)** – ҷинне ва шайтоне, ки ба шоъирон талқини шеър гуфтан мекунад
**товистан** – тавонистан
**тозӣ** – аспи арабӣ, аспи хушзот; аспи даванд; араб
**тора (торам)** – хонаи чӯбин, хиргоҳ; торак, фарқи сар
**торунӣ** – навъе ҷомаи абрешимии тирагун; киноя аз осмон
**тору там** – торику сиёҳ
**торӣ** – торик
**тос** – коса, ҷом, ташт
**тоъун (тоун)** – вабо, маргомаргӣ; талхӣ
**тӯбра** – халта
**тӯш** – тавоноӣ, тобу тоқат
**туд** – яъне тут; ба шакли «туз» ҳам омадааст

**тӯзӣ** – ҷомаи пахтагӣ
**тунбул** – ҳила, макр, найранг
**тур** – паҳлавон; тира, торик
**турбуд** – доруи исҳоловар
**турунҷ (туранҷ)** – мевае аз ҷинси лимӯ, ки бисёр хушбӯю обдор аст; занахдон(-и ёр); турунҷи зар – киноя аз Офтоб
**тур(р)а** – мӯи тобида, зулф; фаши салла; сухани ёваву носазо
**туроб** – хок
**туфайлиюн** – меҳмонони нохонда; муфтхӯрон
**туш (тӯш)** – қудрат, тобу тоқат
**туғрил (туғрул)** – навъе аз мурғи шикорӣ, шоҳин
**туқо** – парҳезгорӣ
**тухр** – пок гардидан
**туҳур** – ҷ.туҳр
**туҳӣ (тиҳӣ)** – холӣ
**тӯз** – пӯсти дарахти сахт, ки бар камон зини асп ва ғ. мепечонидаанд
**тӯзӣ** – либоси тунуки тобистона
**тӯл, арз ва умқ** – дарозӣ, паҳнои ва чуқурӣ
**тӯтиё (тутиё)** – турушии руҳ, ки онро дар қадим чун доруи дарди чашм кор мефармуданд, санги сурма

## У

**убоб** – оби зиёд, борони сел
**увор (ивор, авор)** – айб, нуқсон
**уд** – асбоби мусиқӣ, барбат; чӯби хушбӯи сиёҳранг
**удул** – аз ҳадди муайян гузаштан, таҷовуз намудан; гардантобӣ намудан; реҳлат кардан
**узлат** – гӯшанишинӣ, хилватгузин
**улё** – аъло, болотар, баландтар
**улувв** – баландӣ, бартарӣ
**умаро** – ҷ.амир
**уммаҳот** – ҷ.уммат, киноя аз тамоми ҳастии олам
**унсуриву ҷавҳарӣ** – моддӣ ва маънавӣ (асл, зот)
**урук** – (ҷ.ирқ) хешу табориҳо; қабат, мағз; реша
**урҷун** – чӯби хӯшаи хурмо, ки хушку хам ба мисли дос шуда бошад; шохи хушкидаи кӯҳнаи дарахт

**усондан** – афшондан
**усора** – шира, шарбат, оби мева
**устом** – зину анҷоми асп
**усфур** – гунҷишк
**ушнон** – гиёҳе, ки бо он рахт шӯянд
**ушр** – даҳяк; даҳяки Қуръон; андоз, боҷу хироҷ
**ушри ашир -** садяк, аз сад як ҳисса; чизи андак
**уқад** – гиреҳҳо, уқдаҳо
**уқало** – ҷ.оқил
**уқбо** – охират
**уқул** – ҷ.ақл

## Ф

**фавҷ** – гурӯҳ, тӯда, даста
**фазаъ** – тарс, бим, даҳшат, беқарорӣ; фарёд, ғирев
**файқара (фиқара)** – талх
**фало** – ҷ.фалот, яъне даштҳою биёбонҳо
**фалохан** – фалахмон
**фалоҳат** – кишоварзӣ, деҳқонӣ
**фам** – даҳон
**фанҷӣ** – бузургӣ, калонӣ
**фар** – зебоӣ, ҳусну ҷамол; нур, равшанӣ; шаъну шукӯҳ
**фарас** – асп; яке аз донаҳои шатранҷ
**фараҷ** – кушоиш, наҷот
**фареҳ (фараҳ)** – афзунӣ, фаровонӣ; фирӯзӣ; хубтар, бартар
**фароз** – боло, баланд, баландӣ; баста, пӯшида
**фарнос** – ғофил, бепарво
**фаря (фиря)** – лаънат, нафрин, дуъои бад, дурӯғу буҳтон
**фарфара** – бозии кӯдакона; зуд-зуд, чолок
**фархамидан** – пахтаро ҳаллоҷӣ задан, кунҷидан
**фарғар** – селроҳа, ҷӯе, ки аз дарё ҷудо мешавад
**фарҷ** – сӯрох; шармгоҳи зан
**фасон** – санги сӯҳон, қайроқсанг
**фасор** – лаҷом
**фатовӣ** – ҷ.фатво
**фах(х)** – дом, камингоҳ
**фахам** – қатрае аз об; чодири меваафшонӣ; чодири пулчинӣ

дар маъракаҳо баландқадр, бузургвор;
**фахор** – нозидан, фахр
**фахфара (фағфара)** – сабӯси орд
**фаҳш (фуҳш)** – аз ҳад гузаштан дар бадӣ, бадахлоқӣ; зино, кори зишт
**феҳраст** – мундариҷа(-и китоб ё ҳаёт)
**фикар** – фикрат, андеша, андешидан дар бораи коре ё чизе; хирад ақл
**фиол** – (ҷ.феъл) амалу кирдорҳо
**фирбаҳ** – дурӯғ, бӯҳтон
**фирош** – фарш, бисот, ҷои хоб
**фирқа(т)** – гурӯҳ, ҷамоае аз мардум
**фитол** – пошидан, рехтан; аз ҳам гусастан, буридан ва шикастан
**фоил** – кунанда, соҳиби ҳаракату кор, анҷомдиҳандаи кор
**фом** – ранг, ранги сурх; қарз
**фос (фосӣ)** – гиёҳест ба талхак монанд
**фосиқ** – бадахлоқ, бадкирдор
**фохир** – фахркунанда, бошукӯҳ, мӯҳташам; гаронмоя; беҳтарин
**фузулӣ** – сергапӣ, забондарозӣ; зиёдаталабӣ
**фуруж** – гиёҳест талх, ки барои рафъи дарди печиши шикам истифода мекунанд
**фурқат** – ҷудоӣ, ҳиҷрон, дурӣ
**фурӯмоя** – пастфитрат, бадасл, беқадр ва разил, нокас
**фусун** – шакли дигари афсун
**фусусӣ** – масхарабоз
**фусуқ** – бадахлоқ, бадкирдор шудан; фосиқӣ
**фусӯс** – ҷ.афсӯс; тамсхур, истеҳзо
**фӯта** – ҷомаи нодӯхта; миёнбанде аз матоъ, дасторча, рӯймол
**фуқаҳо** – (ҷ.фақеҳ) фақеҳон, қонундонони шариат

## Х

**хабора** – чусту чолок
**хав** – алафи бегона, алафи печак; хараки чӯбин барои дар болои он истодан дар вақти анҷоми гилкорӣ

**хавал** – ғамхор, нигоҳдор
**хаварнақ** – кохи бошукӯҳ, кушки боҷалол
**хид** – сабзаву гиёҳ, пояҳои ҷав ва гандуми ҳанӯз сарак набаста
**хаволгар** – ошпаз
**хадам** – (ҷ.ходим) хизматгорон
**хаданг** – чӯби сахте, ки аз он найза, тир ва зини асп месохтанд; тир
**хаз** – ҷонварест самурмонанд
**хазз** – навъе аз матоъи абрешимӣ
**хазлон** – худдорӣ аз ёрӣ расонидан ба касе; бадбахтӣ, бечорагӣ, хорӣ
**хазро** – сабз, сабзранг; кабуд
**хазӣ** – хор шудан, расво шудан; хорӣ, расвоӣ
**хайл** – галаи аспҳо; аскарони савора; саворон, гурӯҳ, тойифа, қавм
**хала (хула)** – чӯби киштиронӣ; сафсата; чизе, ки мехалад, чӯбдастаи нӯгтез; дарди паҳлӯ
**халанҷ** – чӯби хаданг
**халаф** – аз пас оянда, писар, ворис; фарзанди нек; лоиқ ва сазовор
**хало** – хилват, ҷои холӣ аз мардум, ҷои танҳоӣ; холигӣ
**халоб** – ботлоқ
**халолӯш** – ғалоғула, ҷӯшу хурӯш, шӯру ошӯб
**халопӯш** – шӯру ғавғо; ғулғула
**хам** – тоқи айвон, иморат, қаср; каҷ, тобидагӣ
**хамр** – шароб, арақ
**хаммор** – шаробфурӯш; майзада, шаробхӯри гузаро
**ханбонидан** – фуровардан
**ханнос** – деви саркаш, одами бадкори шайтонсифат; шайтон
**ханур (ханӯр)** – зарфи сафолӣ, зарфҳои хона
**ханҷ** – ноз, ишва; шодӣ, хушӣ; фоида
**хапа** – хафакунӣ
**хара** – таҳнишин(-и лой, об, шароб, равған ва ғ); гилу лои часпанда
**харбала** – чархаи обкашӣ
**харбат** – нодон, аблаҳ; мурғобии калон
**харбақ** – доруе, ки бо он сагону гургонро заҳролуд кунанд

**хардала** – донаи бисёр хурди зардранг, ки дар тиббу таъом истифода мешавад (тезу тунд аст)
**харос** – осиёе, ба қувваи чорпоён мегардад
**харрос** – кӯзагар, кулол, кӯзафурӯш
**хасм** – душман
**хаста** – замине, ки аз бисёрии омаду рафт хоки он нарм шуда бошад
**хатар** – шарафу бузургӣ, баландии қадру мақом: хавф, бим, тарс
**хафир** – нигоҳбон
**хафсидан** – хусбидан, хобидан, хуфтан
**хафтон** – ҷомаи сипоҳиён, ки аз таги зиреҳ мепӯшиданд
**хафӣ** – пӯшида, пинҳон, махфӣ, маҳрамона
**хашаб** – чӯб, тахта
**хаю (хев)** – оби даҳан, туф
**хаҷад (хаҷидан)** – гирд омадан, ҷамъ шудан
**х(в)аста** – кӯфташуда, поймолшуда
**хеш (хиш, хаш)** – навъе аз порчаи дағали пахтагӣ ё зағирӣ
**хидев (хадев)** – подшоҳ, сардор, соҳиб; Худо
**хизоб** – ранг, ҳино, вусма
**хизона** – хазина
**хиём** – ҷ.хайма
**хилол** – асно, байн, фосила; лоғар, борик; чӯбчаи дандонковӣ
**хинг** – асп, аспи сафеду хокистарранг
**хингсор** – касе, ки тамоми мӯи сари ӯ тираранг моил ба сафедӣ буда бошад
**хиром** – навид, хушхабар
**хир-хир** – беҳуда, бесабаб
**хирӣ** – равоқ, айвон; гули хайрӣ
**хисол** – ҷ.хислат
**хишт** – навъе аз найзаи кӯтоҳ
**хозин (хозан)** – нигаҳбон, мутасаддии хазина, хазинадор
**хоиск** – болға
**хойиста (хояста)** – хойидашуда, дар зери дандон нармшуда
**хол** – таға
**хосир** – он, ки зарар дидааст, одами хисоратдида
**хосӣ** – ронда, дурдошташуда

**хотир (хотар)** – он чи дар дил гузарад, андеша, фикр; ҳофиза ёд
**хоқон** – хони бузурги туркон
**хулд** – ҳамешагӣ, доимӣ; биҳишт
**хулқон** – (ҷ.халақ) куҳнаҳо, фарсудаҳо
**хунб** – хум
**хунба** – хуми калони чӯбӣ ё гилӣ барои нигоҳдошти ғаллаву орд
**хунбура (хунбара)** – хум ё кӯзаи хурд
**хунёгарӣ** – овозхонӣ
**хурдӣ** – номи таъоме аз қабили шӯрбо
**хурофот** – ақидаҳо ва фикрҳои беасос
**хурра** – хобкашӣ, хуроккашӣ (ҳангоми хоб)
**хурфа** – як навъ гиёҳи худрӯи табобатӣ
**хурӯҳ** – хурӯс
**хусрон** – зарар, зиён
**хусронӣ** – мансуб ба хусур, падарзан ва падаршӯ
**хустан** – маҷрӯҳ кардан, захмӣ кардан
**хутаб** – ҷ.хутба
**хуфсидан** – хуспидан, хобидан
**хушкреш** – захме, ки аз берун хушк шудаст; ҳилаву нифоқ, баҳона кардан
**хуҳл** – каҷ, норост
**хуҷан** – сухани зишт, ҳарзагӯӣ
**хуҷаста** – хуб, хуш, муборак, фархунда
**хӯрдӣ** – навъе аз таъом

## Ч

**чал** – бирав, рав!
**чалаб** – як навъ олати мусиқӣ
**чалидан** – равон шудан; ҳаракат кардан; лоиқу сазовор будан; ривоҷ ёфтан
**чалипо** – салиб
**чамидан** – хиромон ва зебо роҳ рафтан
**чамона** – нимкадуи нақшдор ба шакли пиёла, ки бад-он шароб нӯшанд
**чана (чина)** – донае, ки мурғон аз замин барчинанд; дом
**чандан (чандал)** – дарахти сандал – дарахти ҳамешасабз, ки

чӯби он хушбӯй аст ва хосияти давоӣ дорад
**чандол** – шахсе, ки ба корҳои паст ва тозакунии ифлосиҳо машғул мешуд
**чанидан** – чидан
**чафсидан** – часпидан
**чафт** – пояе, ки ба дарахтони сербори хамида зананд
**чафта (чафда)** – хамида, кач, хам
**чафтан** – хамидан, хам шудан, кач шудан
**чахидан** – ситеза кардан, кӯшиш кардан
**чаш** – чашм
**чағар** – буттагиёҳи худрӯе, ки монанди ҷорӯб сафедранг бошад
**чағоз** – зани беҳаё ва бадзабон
**чағона** – навъе аз созҳо, навъе аз асбоби мусиқӣ
**чокар** – хизматгор, навкар
**чошнӣ** – андаке аз таъом ва ғайри он; мазаи чизеро чашидан
**чумона** – ҳайвон
**чурбак** – дурӯғи ростмонанде, ки дар ҳаққи касе гӯянд

## Ш

**шабёр** – рустание бошад талхмаза, номи дигари ӯ «сабр» аст
**шабчара** – шабчаро, дар шаб чаронидани ҳайвонот
**шавк** – хор
**шавғор** – ҷои хобидани ҳайвонот
**шагол (шакол)** – шағол
**шаётин** – ҷ.шайтон
**шалидан** – давидан, чанг дарзадан, чангидан; овехтан
**шаман (шаманд)** – роҳиби будоӣ, бутпараст
**шамар** – ҳавзча, обгир
**шамидан** – ваҳшатзада (парешон) шудан, беҳуш шудан
**шанбалид** – гиёҳест, ки бӯи тезу тунд дорад ва дар сари роҳҳо мерӯяд
**шанг** – зебо, хушрӯй, шӯху зариф; айёр, дузд
**шангала** – хӯша
**шангарф** – яке аз навъҳои сангҳои маъданӣ, симоби гугирддор
**шанеъ** – зишт, қабеҳ
**шаноат** – зиштӣ, қабоҳат, кори бад
**шанҷ** – сурину қисми қафо

**шаранг** – ҳанзал, ҳар чизи талх, заҳр
**шарар** – оташпораҳо, шарораҳо
**шараҳ** – ҳарисӣ, ҳирс, тамаъ, ҳасад
**шарб** – як навъ матоъи нозуки катонии гаронбаҳо, ки дар яке аз шаҳракҳои Миср мавсум ба Шито мебофтаанд
**шарза** – хашмгин ва зӯровар
**шаррову зарро** – шодиву ғам
**шатавӣ** – мансуб ба шаҳри Шитои Миср, навъе ҷома будааст
**шатт** – соҳил
**шафеъ** – шафоъаткунанда, воситагар
**шафро** – чоплусӣ, чарбзабонӣ
**шахидан** – дамидан, забона задан, шуъла кашидан
**шахор (шихор)** – ишқоре, ки собунпазон аз он истифода кунанд
**шахудан** – харошидан, ба нохун кандан, маҷрӯҳ кардан ба дандон
**шахшидан** – лағжидан, аз ҷо афтидан
**шаър** – ҷомаи абрешимӣ; мӯй, мӯи инсон ё ҳайвон
**шағаб** – овози баланди шӯрангез, мағал, шӯру ғавғо; фитна ва фасод; ҳаяҷони зиёд, хашму ғазаб
**шақо** – бадбахтӣ, бало
**шақоқул** – сабзии саҳроӣ
**шақӣ** – бадбахт; сахтдил, бераҳм
**шаҳбо** – хокистарранги моил ба сиёҳӣ
**шаҳтарра (шоҳтарра)** – гиёҳи худрӯи талхмазза, ки хосияти давоӣ дорад
**шаҷар** – дарахт
**шеб** – нишеб; риштаи тозиёна
**шибист** – чизи номақбул
**шибиштӣ** – ғазабнокӣ, хашмгинӣ
**шидёр** – шудгор
**шикаридан** – шикор кардан
**шикебо** – сабркунанда, бурдбор, тоқаткунанда, ботаҳаммул
**шикӯҳидан** – тарсидан, ваҳмидан
**шим** – навъе аз моҳӣ, ки дар пушташ холҳои сиёҳ дорад
**шин** – рег, сангреза
**ширк** – куфр; аз рӯи ақидаи ислом Худоро яккаву ягона надонистан ва ӯро шарикдор ҳисоб кардан

**шияъ** – (ҷ.шайъ) ашё, чизҳо
**шиъат** – дӯстон, ёрон, пайравон; гурӯҳе аз мусулмонон, ки муътақид ба имомати Алӣ ибни Абитолиб ва фарзандони ӯ ҳастанд; асли он гурӯҳе аз мардум аст
**шиҳоб** – ситари дурахшони паррон
**шоб(б)** – ҷавон, марди ҷавон
**шодурвон** – саропарда, хайма; пардаи бузург, ки дар айвони шоҳони Эрон меовехтанд
**шодхор** – шодмон, хушҳол; шаробхӯр
**шоидан** – лоиқ будан
**шойгон** – сазовор, лоиқ, шоист; фаровон, зиёд; кори маҷбурӣ
**шомихот** – баландҳо
**шондан** – шона кардан
**шора** – чодари рангин, ки занони ҳиндӣ пӯшанд; дастори ҳиндуҳо
**шорсон (шористон)** – шаҳристон
**шотир** – чусту чолок, диловар, паҳлавон; касе, ки пеш-пеши подшоҳ бо либоси махсус меравад ва аризаҳои додхоҳонро мечинад
**шоъӣ** – дур, баъид; ҳиссаи муштарак; тарафдор, ҳавохоҳ
**шоҳвобафт** – як навъи ҷома
**шоҳиспарам** – райҳон, нозбӯ
**шуаро** – ҷ.шоъир
**шубон** – чупон
**шумон** – ҷ.шум
**шууб** – (ҷ.шаъб) тӯдаҳои мардум
**шуштарӣ** – матоъҳои зарифи гаронбаҳо, ки дар Шуштар (Хузистони Эрон) мебофтанд
**шуҳур** – моҳҳо
**шӯлидан (жӯлидан)** – шӯридан, дарҳам кардан, парешон кардан; лутидан
**шӯра** – ҷисми сафеди намакмонанд
**шӯш** – хубу неку латиф; зираку диловар
**шӯхра** – машҳур, номдор

## Э

**эдар** – ин ҷо, дар ин ҷо; акнун, ҳоло, инак

**эдарӣ** – инҷоӣ
**эдун** – ҳоло, акнун; инчунин, ҳамчунин, ин тавр, ба ин тариқ
**эро** – зеро, аз ин ҷиҳат
**эро-к** – зеро ки..., аз он ҷиҳат ки...
**эъзоз** – ҳурмат, иззат, эҳтиром
**эътизоз** – иззат, ҳурмат, эҳтиром
**эътизор** – узрталабӣ, узрхоҳӣ
**эътисом** – аз гуноҳ худдорӣ (парҳез) кардан
**эҳтиёл** – фиреб кардан, ҳила ва макр намудан
**эҳтироз** – худдорӣ намудан, парҳез кардан, канорагирӣ; хавф, тарс
эҳтисоб – шумурдан, ҳисобгирӣ, ба ҳисоб гирифтан; манъи корҳои ғайришаръӣ; ҷазо, чораи сахт; фармонбардорӣ, мутеъ будан

## Ю

**юборидан (авборидан)** – фурӯ бурдан, даркашидан
**юз** – саги шикорӣ; ҳавони дарандест хурдтар аз паланг
**юшидан (авшонидан)** – афшонидан ва парокандан

## Я

**ябоб** – харобӣ, абгорӣ, вайронӣ
**яла** – кушода, сардодашуда; кач, бадахлоқ
**ялагавбора** – галаи сарҳуй, галаи сардодашуда; тӯдаи бенизому тартиби мардумӣ
**ялагӯ** – беҳудагӯй, ҳарзагӯй
**ялон** – паҳлавонон, далерон
**ям(м)** – дарё, баҳр
**ясир** – асир; ятим
**ясору ямин** – тарафи чапу рост(-и лашкар);
**яшк** – ашк, ноб, чаҳор дандони калони пеши ҳайвонот

## Ғ

**ғабн** – зарар ва зиён; фиреб додан; зӯроварӣ
**ғабро** – замин, хок
**ғавш** – дарахтест, ки чӯби он сахт аст, ки аз он абзори мусиқӣ, тир ва дӯк месохтанд

**ғадр** – бевафоӣ, аҳдшиканӣ; фиреб, макр, ҳила
**ғаддорӣ** – фиребгарӣ, маккорӣ; аҳдшиканӣ
**ғажидан** – хазидан, гавак кашидан, гавак рафтан
**ғазаб** – марди безан
**ғазанфар** – шер
**ғазв** – ҷанг, ҳарб, разм дар роҳи дин
**ғазора** – сафоли сабзест, ки барои чашмзахм ба кор баранд; косаи бузург
**ғалевож** – мурғи мушрабо, чӯҷабарак, заған
**ғал(л)** – дасту гардан бастан, дар қайду баст будан; занҷир; рашку ҳасад
**ғалла** – дахле, ки аз кирояи хона ва суди замин ба даст ояд
**ғаллагузор** – иҷорадиҳанда
**ғаммоз** – чашмакзан; суханчин
**ғамом** – абр(-и сафед)
**ғамр (ғумр)** – бетаҷриба, хом, корноозмуда
**ғанг** – овози баланд; тир ва санги ҷувоз
**ғанҷора** – сурхиест, ки занон ба рӯи худ моланд
**ғанҷӣ** – қоре, ки дар домани кӯҳ бошад
**ғар** – зани бадахлоқ; одами баддил
**ғарим** – қарздор; қарздиҳанда; қарзхоҳ
**ғариқ** – ғарқшуда, фурӯрафта, ғӯтида
**ғарра шудан** – фирефта (мағрур) шудан
**ғарча** – нодон
**ғарғар** – сари гулӯ
**ғасб** – ҳар чизе, ки ба зуру зулм аз дасти соҳибаш гирифта шуда бошад
**ғарро** – нағз ва барҷаста
**ғашова(т)** – парда
**ғил(л)** – кина, бадҳолӣ, парешонӣ
**ғиллӣ** – парешонӣ, мушавваشӣ
**ғилмон** –ғуломону хизматгорони ҷаннат
**ғилола (ғулола)** – пироҳане, ки аз зери ҷома пӯшанд; синбандаки зан; болишчае, ки занон бар сурини худ банданд, то калон намояд
**ғирора** – ҷувол, қанор, халта
**ғислин** – чизҳои шӯстанӣ; обе, ки бо он ҷароҳат ё ифлосиро

шуста бошанд
**ғиш (ғаш)** – олудагӣ, кудурат; беҳушӣ
**ғоб** – сухани беҳуда, сафсата; бозмонда, гандида, вайроншуда; ҷангал, беша
**ғолия** – таркиби сиёҳранге аз хушбӯиҳои гуногун, чун мушк, анбар ва ғ.
**ғолӣ** – муболиғакунанда
**ғор** – дарахтест, серравған; гиёҳест, ки ҳангоми сӯхтан бӯи хуш медиҳад
**ғошия** – зинпӯш, пӯшиши зин (ки агар бузурге аз асп фуромадӣ бад-он зини аспашро пӯшонидандӣ)
**ғошиякаш** – барандаи ғошия
**ғувр** – ғураи норасида
**ғувшо** – саргини ҳайвонот
**ғулба** – акаи думдароз, паррандаест сафеду сиёҳи думдароз
**ғумр** – аҳмақ, нодон, гул; корноозмуда
**ғуну(в)** – бедорӣ; хоб, нимхоб
**ғунудан** – хоб кардан, нимхоб рафтан
**ғурабо** – ҷ.ғариб
**ғуроб** – сиёҳ; зоғи сиёҳ
**ғурра** – сафедии пешони асп; рӯзи аввали моҳ; аввали рӯз; беҳтар аз ҳар чиз

## Қ

**қабоил** – ҷ.қабила
**қабола** – санаде, ки аз рӯи он чизеро ба зимма мегиранд; васиқа, хатти никоҳ, иҷозатномаи маҳкамаи шаръӣ
**қаввол** – мутриб, гапзан, марди забоновар
**қавом** – ростӣ, дурустӣ; пойдорӣ; ростӣ ва мавзунии қомат
**қавсара** – ду сабади хасин, ки барои сафар дар шутурҳо бор кунанд; сабади хасин; тунги шакар
**қазову қадар** – тақдир, қисмат, сарнавишт
**қазоган(д)** – як навъ ҷомае, ки даруни онро бо пахта ва ё абрешими хом пур кунанд ва дар вақти ҷанг пӯшанд
**қазол** – паси сар, баногӯш
**қайд** – банд, занҷир; андеша, хаёл, фикр
**қайфол (қифол)** – раги даст, ки аз он хун мегиранд

**қалилу қасир** – каму беш, андаку
**қаловуз** – роҳбалад, роҳбар, пешрави лашкар
**қалтабон** – нобакор, даюс, номусфурӯш
**қаля** – як навъ хӯрокест, ки аз гӯшти кӯфта, нахӯд, пиёз, равған ва ғ. тайёр карда мешавад; қайла
**қанина (қаннина)** – шишаи бузург, хуми май
**қаранфул** – гули мехак
**қарир** – хунук, сард; равшан, хушвақт, хурсанд
**қарқара** – навъе аз ханда
**қасаб** – навъе аз матои нафис, либосворӣ; найқалам
**қассис** – кашиш (рӯҳонӣ)-и насронӣ
**қассом** – қисматкунанда, бахшкунанда, тақсимкунанда; киноя аз Худованд
**қаҳба** – пиразан, аҷуза; зани сабукпо, фоҳиша
**қибал** – ҷониб, тараф, сӯй; ҷиҳат, сабаб
**қибоб** – ҷ.қубба
**қивом** – поя, сутун; асл, асос; низом, тартиб
**қидам** – қадимӣ, пешина ва дерина будан
**қиёс** – андоза, муқоиса; фикр, андеша
**қилу қол** – мубоҳиса, гуфтугӯ; ҷанҷол, кашмакаш
**қинтор** – воҳиди вазн, ки тақрибан баробари 45 кг аст; пӯсти гов, халтаи чармини пурзару сим
**қир** – моддаи равғанмонанди сиёҳ ва часпак, ки аз нафт ҳосил мешавад; ранги сиёҳ
**қирмизӣ** – матоъи нозуки сурхтанг
**қирон** – қаринӣ, наздикӣ, ба ҳам пайвастан; ба ҳам наздик омадани ду ситора дар як бурҷ
**қиртос** – коғаз
**қиру** – қир, сиёҳӣ
**қитол** – куштор, кушокуш дар ҷанг
**қитор (қатор)** – саф, радиф
**қифол** – раги даст, ки аз он хун мегиранд ва раги сар ҳам г уфтаанд, раги ҳафт андом; сарорӯй низ гӯянд
**қифор** – (ҷ.қафр) биёбонҳои холӣ
**қиҳф** – косахонаи сар; пиёлаи чӯбин ба монанди косахонаи сар; косаи шароб
**қобақавсайн** – фосилаи миёни ду абрӯ; маҷозан фосилаи

бисёр наздик
**қоим** – рост, устувор, пойдор; ходим, хизматгор
**қоим ба зот** – азалӣ, абадӣ, ҷовид; ба асли худ пойдор
**қолӣ** – қолин
**қонитин** – (ҷ.қонит) фармонбардорон, итоъаткорон; ноумедон, маъюсон
**қонитот** – ҷ.қонит
**қор** – барф; бисёр сафед
**қофила** – гурӯҳе аз мардуми пиёдаву савора, ки бо ҳам ба сафар мераванд, корвон
**қоҳир** – қаҳркунанда, хашмгин; ғолиб
**қубба** – гунбад, хайма, нӯги болои хайма ва гунбад; боргоҳ
**қубур** – ҷ.қабр
**қуво** – ҷ.қувват
**қудамо** – ҷ.қадим; нависандагони саромади пешина, бузургони илму адаб
**қудс** – покӣ, покизагӣ, пок
**қумош** – паст, мардуми фурӯмоя
**қунут** – истодан дар намоз; дуо хондани дарозмуддат дар намоз
**қурта** – муарраби курта
**қусур** – ҷ.қаср; камӣ, камбуд, нуқсон
**қутр** – ноҳия, минтақа, ҷониб, канора; хатти диаметр; ғафсӣ
**қутрабулӣ** – мансуб ба деҳае дар ҳаволии Бағдод
**қушур** – (ҷ.қишр) пӯстҳо, пӯчоққҳо
**қӯфал(а)** – ҷамиспарам, навъе аз райҳон

## Ҳ

**ҳабб** – дона, ғалладона; доруи кӯфтаи лунда, таблетка
**ҳабир** – замини ҳамвор, ки атрофаш баланд бошад
**ҳабл** – таноб, ресмон, банд
**ҳабо** – чанг, гард, ғубори ҳаво; ночиз, бебақо
**ҳавозӣ** – баногоҳ, ногаҳонӣ
**ҳаволӣ** – ҷ.ҳавлӣ, гирдогирди чизе ва ҷое
**ҳавон** – хорӣ, пастӣ, сустӣ
**ҳавос** – (ҷ.ҳос(с)а) узвҳои ҳискунанда, ҳиссиёт
**ҳавосил** – ҷ.ҳосил ва ҳавсала

**ҳавро** – зан ё духтари сафедпӯсти сиёҳчашми ниҳоят зебо
**ҳагирз (ҳигарз, ҳагарз)** – ҳаргиз
**ҳадас** – чизи нав пайдошуда, воқеъаи ногаҳонӣ, тасодуф; ифлосӣ, наҷосат; ҷавон, марди ҷавон
**ҳадар** – ройгон, кори беҳуда, бефоида, зоеъ
**ҳад(д)** – сиёсат ва танбеҳи шаръӣ
**ҳаддод** – оҳангар
**ҳазиз** – қисми поёни чизе, пастӣ, нишеб; дар нуқтаи наздиктарин ба Замин ҷоё гирифтани Моҳ
**ҳазимат** – шикаст хӯрдан, гурехтани лашкар; шикаст, мағлубият
**ҳазина** – хазина; харҷ, нафақа
**ҳазирон** – моҳи нуҷуми соли суриён мутобиқ ба моҳи июн; номи рӯзи аввали тобистон
**ҳазмон** – шакли кӯтоҳшудаи ҳар замон
**ҳазоҳиз** – ҷунбиш, ваҳшати мардум ё лашкар; саросемагӣ, талвоса
**ҳажир** – хуб, нек, нағз; дилкаш, хушу хуррам; зирак, ҳушёр, писандида
**ҳайҷо** – ҷанг, ҳарб
**ҳайҷон** – корзор, ҷангу ҷидол
**ҳалила** – доруест барои рафъи хунукии меъда; зан, завҷа
**ҳаллоҷ** – пахтазан
**ҳало** – калимаи нидо ба мисли эй!, ҳо!, офарин! хуб кардӣ! ва ғ.
**ҳалолуш** – шӯру ғавғо
**ҳалоҳин** – аз калимоти танбеҳ
**ҳамгин** – ҳамгинон, ҳамнавъон
**ҳамим** – оби гарми зардолудае, ки нӯшобаи дӯзахиён аст
**ҳамир** – ҳимор, ҳайвон
**ҳаммод** – ҳама, тамом, куллӣ
**ҳаммоз** – бӯҳтонгӯ, тӯҳматгар
**ҳамоил** – овезон, овезонкардашуда
**ҳаммол** – баранда, борбардор, боркаш; таҳаммулкунанда, сабркунанда, бурдбор
**ҳамэдун** – ҳамчунин
**ҳамол (ҳумол)** – рафиқ, шарик, ҳамто, мисл
**ҳанг** – доноӣ, дониш, зиракӣ, маърифат; қудрату зӯр
**ҳанд** – расм, тариқ, қонун, одат, дастур

**ҳанзал** – як навъ кадуи ёбой, кадуи талх
**ҳано** – хам шудан, хамидагӣ
**ҳанут** – хушбӯиҳое, ки барои пошидан ба бадан ва кафани мурда тайёр мекунанд, монанди кофур, мушк ва ғ.
**ҳанӣ (ҳанин)** – гуворо, хуш; он чи, ки бе ранҷу машаққат ба даст меояд; нола, зорӣ, меҳру шафқат
**ҳанӣ (ҳанҷидан)** – кашидан, берун кашидан
**ҳанҷор (ҳинҷор)** – роҳ, равиш, тариқ, қоида, андоза, роҳи рост, ҷода
**ҳанҷом** – танбал ва коҳил
**ҳапюн** – афюн
**ҳараб** – гурехтан, гурез, фирор
**ҳарам** – хонаи занони подшоҳ ва аъён; манъкардашуда; гирдогирди хона; зан; пирӣ ва ғ.
**ҳарвала** – бо шитоб рафтан (махсусан ҳангоми ҳаҷҷ кардан), рафторе миёни давидан ва рафтан
**ҳаргизӣ** – доимӣ, абадӣ
**ҳарза** – беҳуда, сафсата
**ҳарим** – ҳарам
**ҳарир** – шоҳӣ, абрешим
**ҳариса** – як навъ хӯрок; ҳалим, даля, далда
**ҳаркора** – деги сангин
**ҳар(р)оҷ** – музояда; дуконе, ки дар он ҳарроҷ (хариду фурӯш) кунанд
**ҳарро** – абзору анҷоми заркӯб ва нуқракӯби асп; овози боҳайбати даҳшатангез
**ҳарун** – аспи саркаш
**ҳасаб** – қадр, андоза, миқдор; шараф, бузургӣ, фазилат, шуҳрат
**ҳасба(т)** – сурхак, бемории арақӣ, тиф
**ҳасир** – монда, фурӯмонда аз ҳар чиз; ҳасратбаранда
**ҳасо(т)** – сангреза
**ҳатаб** – ҳезум, чӯби сӯхтанӣ
**ҳашам (ҳашмат)** – хизматгорон, навкарон, чокарон
**ҳашара(т)** – ҳашарот
**ҳашмат** – бузургӣ, дабдаба, шукӯҳу ҷалол
**ҳашр** – қиёмат; ҷамъ (ғун) кардан; ҷамъомад, маҷлис

**ҳаюло** – модда, моддаи аслӣ; моҳияти ҳар чиз, материя
**ҳаюн** – шутур(-и тезрав)
**ҳаявон** – ҳайвон
**ҳақумандӣ** – ҳақдорӣ, ҳуқуқдорӣ
**ҳачан** – ҷ.ҳуҷнат, яъне сухани нуқсондор ва айбнок, номуносиб
**ҳаҷар** – санг
**ҳаҷҷом** – хунгир, ҷарроҳ; сартарош
ҳел (ҳил) – ҳелидан, ҳиштан; тарк кардан, партофтан, мондан, сар додан, гузоштан ва ғ.
**ҳибол** – ҷ.ҳабл, яъне ресмонҳо, бандҳо
**ҳижабр (ҳизабр)** – шери дарранда; далер, диловар
**ҳикам** – ҷ.ҳикмат
**ҳикмат** – доноӣ, хирад, дониш
**ҳилал (ҳулал)** – (ҷ.ҳулла) зеварҳо, либосҳои нав, ҷомаҳо
**ҳилм** – нармдилӣ, мулоимат
**ҳилят** – ороиш, зебу зинат; шакл, шамоил
**ҳин** – вақт, ҳангом
**ҳиннӣ** – ҳино
**ҳиндбоҷ** – гиёҳи талхи давоӣ, коснӣ
**ҳинҷор (ҳанҷор)** – роҳ, тариқ, қоида; роҳи рост
**ҳирбад** – ходими оташкада, рӯҳонии бузурги зардуштӣ; муаллим
**ҳирз** – паноҳгоҳ; нигоҳдорӣ, муҳофизат; тӯмор, таъвиз
**ҳисн** – қалъа
**ҳисор** – қалъа
**ҳиштан** – гузоштан, сар додан
**ҳиял** – ҷ.ҳила
**ҳован** – ҷувоз, уғурча, уғракча
**ҳовия** – табақаи ҳафтуми дӯзах
**ҳож** – ҳайрону саргашта
**ҳола** – хирмани Моҳ
**ҳолидан (ҳилидан)** – тарк кардан, партофтан, гузоштан, сар додан; давр задан, гирд гаштан
**ҳолик** – нобудшаванда, ҳалокшуда; ҳалоккунанда; бисёр сиёҳ
**ҳомил** – баранда, бордор, бардорандаи бор
**ҳону ҳин** – огоҳу хабардор кардан, танбеҳ додан, огоҳонидан

**ҳосса** – қувваи эҳсосу ҳис
**ҳот** – биёр!
**ҳоҷиб** – пардадор, дарбони шоҳу амир
**ҳубайра(к)** – нестшуда, ҳалокшуда; навъе аз мурғобиро низ гӯянд
**ҳуб(б)** – мухаффафи муҳаббат, дӯстӣ, дӯст доштан
**ҳудо** – ростӣ, роҳи рост, ҳидоят, раҳнамунӣ
**ҳудус** – пайдоиш, ба вуҷуд омадан, рӯй додан, нав пайдо шудани чизе
**ҳужир (ҳажир)** – хуб, нек, нағз; дилкаш, хушу хуррам
**ҳулла** – либос, ҷома, либоси нав
**ҳумо** – он мурғи машҳури афсонавии бахтовар
**ҳумоюн** – муборак, хуҷаста, хуш, фархунда
**ҳумом** – калонтари қавм, марди бузургвор, далер ва қаҳрамон
**ҳунут (ҳанут)** – фаро расидани вақти дарави кишту сабза; айёми пухтани мева; хушбӯиҳо барои кафан
**ҳунур** – беҳтар
**ҳури айн (ҳуриин)** – занони сафедпӯсти шаҳлочашм; маҷозан нури чашм
**ҳурра** – зани озод; алқоби занони бузургу муҳимм
**ҳурум** – ҷ.ҳарим ва ҳарим чизест, ки мард аз он ҳимоя мекунад
**ҳусом** – шамшери тез
**ҳутом** – моли дунё, чизи беқадр
**ҳушивор (ҳашевор)** – хирадманд, оқил, ҳушёр
**ҳур** – бахту толеъ; Офтоб

## Ҷ

**ҷабал** – кӯҳ
**ҷабҳа(т)** – пешонӣ, ҷабин; паҳлӯ; майдон
**ҷавдар** – гиёҳест худрӯй, ҷавдор
**ҷавоз** – ҳован; иҷозат, рухсат; иҷозатнома, гузарнома; раҳоӣ, рухсати раҳоӣ
**ҷавол (ҷувол)** – халтаи маъруф; киноя аз бадан
**ҷавор** – ҳамсоягӣ, наздикӣ
**ҷавқ** – даста, гурӯҳ
**ҷадал** – баҳсу мунозара, муноқаша, торхаша; саъю кӯшиш

**ҷадд** – бобо, падари падар
**ҷазил** – бисёр, фаровон, бузург, маҳкам, устувор
**ҷазира** – ноҳия, вилоят ё минтақа
**ҷазл** – фасеҳ, бофасоҳат
**ҷазъ** – навъе аз сангҳои ороишӣ, ки сафеду сиёҳ аст, оникс; маҷозан чашм; муҳра
**ҷайш** – лашкар
**ҷалаб** – шӯру ғавғо, фарёд
**ҷалд** – ҷусту ҷолок, зирак
**ҷалил** – бузург, боазамат
**ҷалол** – бузургӣ, азамат, шукӯҳ
**ҷалоҷил** – зангӯлаи хурде, ки ба доира, нақора ё гардани ҳайвонот мебананд; доира, даф
ҷам(м)ош – шӯх, афсунгар
**ҷамошӣ** – фиребкорӣ
**ҷамр** – ахгарҳо, лахчаҳо
**ҷандара** – чӯбе, ки бо он гилем ё фаршро моланд; ноҳамвор; нософ
**ҷар(р)** – шикофи замин, хандақ; кашиш ба сӯи худ; ҳаракати зер (дар алифбо)
**ҷард** – авранг, тахт; замине, ки паҳн асту гиёҳ надорад; саворӣ
**ҷаррора** – навъе аз каждум; киноя аз зулф
**ҷарӣ** – вакил, расул; ҷасур, далер; музд, моҳона; ходим; муздур; ҳадро риоя накардан
**ҷаъба** – қуттӣ; тирдон, тиркаш; киноя аз хотир, ё два ҳофиза
**ҷаъд** – мӯи ҷингила
**ҷағола** – гурӯҳе аз мурғон
**ҷаҳим** – дӯзах, яке аз ҳафт қабати дӯзах
**ҷеб (ҷайб)** – гиребон; киса
**ҷибол** – (ҷ.ҷабал) кӯҳҳо
**ҷидор** – девор
**ҷимол** – ҷ.ҷамал, яъне шутурҳо
**ҷимор** – (ҷ.ҷамра) оташпораҳо, лахчаҳо, ахгарҳо
**ҷиҳон** – дар ҳоли ҷастан, ҷаҳанда
**ҷироб** – борхалта, тӯшадон
**ҷирӣ** – маош ва вазифа

**ҷоирӣ** – ситамгорӣ
**ҷорус** – бисёрхор
**ҷофӣ** – ҷафокунанда, ҷабркунанда
**ҷуал** – гамбуски сиёҳ, саргинғелонак
**ҷубба** – навъе аз пироҳан; зебоӣ ва барҷастагии пешонӣ
**ҷуд** – саховат, бахшиш, эҳсон
**ҷулоб** – шарбати қанд, ки давоӣ бошад
**ҷулоҳа** – бофанда; анкабут, тортанак
**ҷунбо** – аз ҷунбидан
**ҷурм** – гуноҳ, айб
**ҷуфтон** – ду ҷуфт, яъне чаҳор унсур
**ҷуғд** – чуғд (он мурғи «наҳс»)
**ҷуҳало** – ҷ.ҷоҳил
**ҷуҳҳол** – ҷ.ҷоҳил

## МУНДАРИЧА

"АХТАРОНИ АДАБ" (СИЛСИЛА)
ИБОРАТ АЗ 50 ҶИЛД

## Ҷилди 15

НОСИРИ ХУСРАВ

# ДЕВОНИ АШЪОР

Муҳаррири ороиш *Р. Шералӣ*
Муҳаррири саҳифабандӣ *М. Саидова*
Тарроҳ *Ҳ. Холов*
Ҳуруфчини компютерӣ *Р. Амиршоева*

Ба матбаа 5.10.2010 таҳвил гардид. Чопаш 10.11.2010 ба имзо расид. Коғази офсет. Чопи офсет. Ҳуруфи адабӣ. Андозаи $60x90^{1}/_{16}$. Ҷузъи чопӣ 30,0. Адади нашр 5000 нусха. Супориши № 92/10.

Нашриёти "Адиб"-и Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон, 734018, ш. Душанбе, кӯчаи Неъмат Қарабоев, 17а.

Дар матбааи нашриёти «***Истеъдод***» чоп шудааст.
734025, ш. Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ, 36.
Тел.: 221-95-43. E-mail: istedod2010@mail.ru.